АБУЛҚОСИМ
ФИРДАВСӢ



# ШОҲНОМА

## Ҷилди III



ДУШАНБЕ,
«АДИБ»
2008

ББК 83,3(0)9+83,3 (2 тоҷик)
А-19

*Таҳияи матн ва луғату тавзеҳот аз*
***КАМОЛ АЙНӢ** ва **ЗОҲИР АҲРОРӢ***

Муҳаррир
***Мубашшир Акбарзод***

А-19 ***Абулқосим Фирдавсӣ.* Шоҳнома**. — Душанбе: «Адиб», 2008. -480 саҳ.

Ба хонандаи азиз чопи севуми "Шоҳнома"-и безаволи Ҳаким Фирдавсӣ, ки бо кӯшиши таҳиягарони матни он омода гаштааст, пешкаш мегардад. Муҳаққиқон дар ин нашр аз нусхаҳои дигари "Шоҳнома" истифода кардаанд, ки ин арзиши корашонро бештар мекунад.

**ISBN 978-99947-32-84-5**



## СУХАН ГУФТАНИ ПИРОН БО СИЁВУШ АЗ ФАРАНГИС

Яке рӯз Пирони парҳезкор
Сиёвахшро[1] гуфт, к-«Эй шаҳрёр,

Ту донӣ, ки солори туронсипоҳ
Зи авҷи фалак барфарозад кулоҳ.

Шабу рӯзи равшан[2] равонаш туӣ.
Дилу ҷону хушу[3] тавонаш туӣ.

Чу бо ӯ ту пайвастаи хун шавӣ,
Аз ин поя[4] ҳар дам ба афзун[5] шавӣ.[6]

Агарчанд фарзанди ман хеши туст,
Маро ғам зи баҳри каму беши туст.

Агарчи Ҷарира-ст пероста,
Аз ин анҷуман мар туро хоста,[7]

---

1. ИЛ –Сиёвушро.
2. Л –рӯз унсу.
3. Л –ҳушу тушу.
4. ИЛ –моя.
5. ИЛ –афсун.
6. ИЛ –б. б. 1538 ин б. омада:
   Шавад эътимодаш ба ту устувор,
   Ки хоҳӣ будан пеши ӯ пойдор.
7. ИЛ –б. б. 1540 ин б. омада:
   Нахоҳам ҳаме гуфт, ин рой нест,
   Ки чеҳри ту ӯро дилорой нест.
   Маро гуфт, к-ин то ҷаҳони баланд
   Кунад мар туро назди ӯ арҷманд.

Валекин туро он сазовортар,
Ки аз*[1] домани шоҳ ҷӯӣ гуҳар.

Фарангис беҳтар[2] зи хубони ӯй,[3]
Набинӣ ба гетӣ чунон рӯю мӯй.[4]

Ба боло зи сарви саҳӣ бартар аст,
Зи мушки сияҳ бар сараш афсар аст.[5]

Ҳунарҳову дониш зи дидор[6] беш,
Хирадро парастор дорад ба пеш.[7]

Зи Афросиёб ар бихоҳӣ, равост,
Чунон бут[8] ба Кашмиру Кобул куҷост?!

Шавад[9] шоҳи пурмоя пайванди ту,
Дурахшон[10] шавад фарру арванди ту.

Чу фармон диҳӣ, ман бигӯям бад-ӯй,
Биҷӯям бад-ин назди ӯ обрӯй».

Сиёвуш ба Пирон нигаҳ карду гуфт,
Ки фармони Яздон нашояд нуҳуфт.

1. М –дар.
2. ИЛМ –меҳтар.
3. ЛМ –шоҳ.
4. ЛМ –рӯи моҳ.
5. ТПЗ – Рухашро тавон кард нисбат ба моҳ,
Агар моҳ дорад ду зулфи сиёҳ.
6. ИЛ –андоза.
7. ТПЗИ – Зи Турон ҷуз ӯ нест анбози ту.
Набошад касе низ дамсози ту.
8. ЛМ –Ки чун ӯ.
9. Л –Чу шуд.
10. ИЛ –Дурафшон.

Агар осмонӣ[1] чунин аст рой,
Касеро ба рози фалак[2] нест пой.[3]

Магар[4] ман ба Эрон нахоҳам расид,[5]
Нахоҳам[6] ҳаме рӯи Ковус дид.

Чу Дастон, ки парвардгори ман аст,
Таҳамтан, ки хуррам[7] баҳори ман аст.

Чу Баҳрому чун Зангаи Шоварон,
Чу Геву чу Шопуру[8] кундоварон,

Чу аз рӯи эшон бибояд бурид,[9]
Ба Турон ҳаме хона бояд гузид.

---

1. И –осмонро.
2. ИЛ –Маро бо сипеҳр аз буна.
3. 8 И –ҷой;
   ТПЗ – Валекин маро бо Ҷарира нафас
   Беҳ ояд, нахоҳам ҷуз ӯ низ кас.
   На дар банди гоҳам, на дар банди ҷоҳ,
   На хуршед хоҳам, на равшан кулоҳ.
   Бисозем бо ҳам ба неку ба бад,
   Нахоҳам ҷуз ӯ, гар ба ман бад расад.
   Бад-ӯ гуфт Пирон, ки ман кори ӯй
   Бисозам, ту бигзар зи темори ӯй
   Ман ӯро бад-ин кор хасту кунам,
   Ба фармони ӯ рух бад-ин сӯ кунам.
   Дар ин аст ноком беҳбуди ту,
   Зиёни ман аст ин, вале суди ту.
   Сиёвахш гуфт: «Эй хирадманд пир,
   Агар буд хоҳад сухан ногузир,
   Ту донӣ чунон кун, ки коми ту аст,
   Чу гардуни гарданда роми ту аст».
4. Л – Агар.
5. И – Ки гар ман ба Эрон бихоҳам расид.
6. И – бихоҳам.
7. И – равшан.
8. Л – Чунин номдорону; И – Ҷуз ин номдорону.
9. И – наёяд падид.

Бад-ин[1] бошу ин кадхудоӣ бисоз,
Магӯ ин сухан бо замин ҷуз ба роз.[2]

1555 Ҳаме гуфту мижгон пур аз об кард,
Ҳаме барзад андар миён боди сард.

Бад-ӯ[3] гуфт Пирон, ки «Бо рӯзгор
Бисозад хирадёфта марди кор.

Наёбӣ гузар ту зи гардонсипеҳр,
К-аз ӯяст подошу[4] пархошу меҳр.

Ба Эрон агар дӯстон доштӣ,
Ба Яздон супурдиву бугзоштӣ.

Нишасту нишонат кунун эдар аст,
Сари тахти Эрон ба банд-андар аст».[5]

## СУХАН ГУФТАНИ ПИРОН БО АФРОСИЁБ

1560 Бигуфт ину бархост аз пеши ӯй,
Чу огоҳ шуд аз каму беши ӯй.[6]

Ба шодӣ биёмад[7] ба даргоҳи шоҳ,
Фуруд омаду баркушоданд роҳ.

Ҳаме буд дар пеши ӯ як замон,
Бад-ӯ гуфт солори некӯгумон,

---

1. ИЛ – Падар; И – Бадар.
2. И – б.б 1554 ин б. омада:

   Агар бахт бошад маро некхоҳ,
   Ҳамоно диҳад раҳ ба пайванди шоҳ,
   Валекин Ҷарира маро дарх(в)ар аст,
   Ки пайвандам аз ҷони ту беҳтар аст.
3. Л – Чунин.
4. ИЛ – орому.
5. Л – туро дар х(в)ар аст; И – ба даст-андар аст.
6. Л – б. 1560 нест.
7. ИЛ – бишуд, то.

Ки «Чандин чӣ бошӣ ба пешам ба пой,
Чӣ хоҳӣ зи гетӣ, чӣ омад-т[1] рой?

Сипоҳу зару[2] ганҷи ман пеши туст,
Маро судмандӣ[3] ба кам-беши туст.

Касе, к-ӯ ба зиндону банди ман аст,
Кушодан-ш дарру[4] газанди ман аст,

Зи хашму зи банди ман озод гашт,
Зи баҳри ту пайкори ман бод гашт.[5]

Зи бисёру андак чӣ хоҳӣ, бихоҳ
Зи теғу зи мӯҳру зи тахту кулоҳ!»

Хирадманд посух чунин дод боз,
Ки «Аз ту мабодо ҷаҳон бениёз![6]

Маро хоста ҳасту ганҷу сипоҳ,
Ба бахти ту ҳам теғу ҳам тоҷу гоҳ.[7]

Зи баҳри Сиёвуш паёме дароз
Расонам ба гӯши сипаҳбад ба роз.

Маро гуфт: «Бо шоҳи Турон бигӯй,
Ки ман шоддил гаштаму номҷӯй.

1. И – ояд-т.
2. И – дуру.
3. И – дармандӣ.
4. Л – Кушояш вагар худ.
5. И – б. б. 1566 ин б. омада:
   Фурӯ бурд Пирону бурдаш намоз,
   Бад-ӯ гуфт, к-эй шоҳи гарданфароз.
6. ТПЗИ – Маро ҳоҷат аз хоҳиши хеш нест,
   Кас аз меҳтарони* ту дарвеш нест.
   * И – кеҳтарони.
7. И – б. 1567 – 1569 нест.

Бипарвардиям чун падар дар канор,
Ҳаме шодӣ овард бахтам ба бор.

Кунун ҳамчунин кадхудоӣ бисоз,
Ба неку бад аз ту наям бениёз.

Паси пардаи ту яке духтар аст,
Ки айвону тахти маро дарх(в)ар аст.

Фарангис хонад варо[1] модараш,
Шавам шод, агар бошам андарх(в)араш».

Пурандеша шуд ҷони Афросиёб,
Чунин гуфт бо дида карда пуроб,

Ки «Ман рондаам пеш аз ин достон,
Набудӣ бар ин гуфта ҳамдостон.

Чунин гуфт бо ман яке ҳушманд,
Ки ҷонаш хирад буду рояш баланд,

Ки, эй дояи баччаи шери нар
Чӣ ранҷӣ, ки ҳам ҷон наёрӣ ба бар.

Нахустин, ки ояд-ш нерӯи чанг,
Ҳамон[2] парваронанда орад[3] ба чанг.

Ва дигар, ки аз пеш кундоварон,
Зи кори ситорашумар мӯбадон[4]

1. ИЛ – ҳаме.
2. ИЛ – Сари.
3. ИЛ – гирад.
4. ИЛ – бихрадон, аз писар мубадон.

Чу суллоба бардоштандӣ ба х(в)ар
Ҳамин рондандӣ ҳама дар ба дар.[1]

Маро бо[2] набера шигифтӣ басе
Намудӣ[3] ҳаме кордида касе.

Сари тахту ганҷу сипоҳи маро
Ҳамон кишвару буму гоҳи маро,

Шавад аз набера саросар табоҳ,
Зи дасташ наёбам[4] ба гетӣ паноҳ.[5]

Бигирад ҳама сар ба сар кишварам,
Зи кораш бад ояд ҳаме бар сарам.[6]

Кунун боварам шуд, ки ӯ ин бигуфт,
Ки гардуни гардон чӣ дорад нуҳуфт.

Аз ин ду назода[7] яке шаҳрёр,
Биёяд, бигирад ҷаҳон дар канор.

Ба Турон намонад бару буму руст,
Зи тахти[8] ман андоза гирад нахуст.

Чаро кишт бояд дарахте ба даст,
Ки бораш бувад заҳру баргаш кабаст.

---

1. ТПЗ – Шумори ситора ба пеши падар
Аз ин ронда буданд сар то ба сар,*
Ки аз тухмаи Тур в-аз Кайқубод
Яке шоҳ сар барзанад пур зи дод.
* ИЛ – танҳо б. якум дида шуд; Л – Аз ин буд андуҳ ҳама сар ба сар.
2. Л – бар; И – з-ин.
3. ИЛ – Намояд.
4. И – наёбам.
5. И – б. 1586 нест.
6. Л – б. 1586, 1587 нест.
7. Л – бизояд.
8. ЛМ – кулоҳи; И – гоҳи.

Зи Ковус в-аз тухми Афросиёб
Чу оташ бувад тез ё мавҷи об.

Надонам ба Эрон гирояд ба меҳр
В-агар сӯи Турон кунад пок чеҳр.

Чаро бар гумон заҳр бояд чашид
Думи мор хира набояд[1] газид.

Бидорам-ш чандон, ки эдар бувад,
Маро ӯ ба ҷои бародар бувад.

Чу з-эдар кунад сӯи Эрон гузар,
Ба хубӣ биёроям ӯро сафар.

Фиристам ба некӣ ба назди падар
Чунон чун писандад ҳаме додгар».[2]

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Эй шаҳрёр,
Дилатро бад-ин кор ранҷа[3] мадор.

Касе к-аз нажоди Сиёвуш бувад,
Хирадманду бедору хомуш бувад.

Ба гуфти ситорашумар маграв эч,
Хирад гиру кори Сиёвуш басеч.

Аз ин ду нажода яке тоҷвар[4]
Биёяд, барорад ба хуршед сар.

Ба Эрону Турон бувад шаҳрёр,
Ду кишвар баросояд аз корзор.

---

1. Л – чӣ бояд.
2. Л – б. 1596, 1597 нест.
3. ИЛМ – ғамгин.
4. Л – номвар.

Зи тухми Фаридуну аз Кайқубод
Фурӯзандатар з-ин набошад[1]*[2] нажод.

В-агар худ ҷуз ин[3] роз дорад сипеҳр,
Наяфзоядаш ҳам ба андеша меҳр.

Бихоҳад будан бегумон буданӣ,
Накоҳад ба парҳез афзуданӣ.

Нигаҳ кун, ки ин кор фаррух бувад,
Зи бахт он чи пурсӣ[4] ту, посух бувад».

Ба Пирон чунин гуфт пас шаҳрёр,
Ки «Рои ту бар бад наёяд ба кор.

Ба фармону рои ту кардам сухун,
Ту шав,[5] ҳар чи хоҳӣ, ба хубӣ бикун!»

Дуто гашт Пирону бурдаш намоз,
Басе офарин карду баргашт боз.

Ба назди Сиёвуш хиромид зуд,
Бар ӯ баршумурд, он куҷо рафта буд.

Нишастанд шодон ҳама шаб ба ҳам
Ба бода бишустанд ҷонро зи ғам.

## АРӮСИИ ФАРАНГИС БО СИЁВУШ

Чу хуршед аз чархи гарданда сар[6]
Баровард бар сони заррин сипар,

1. И – чӣ бошад.
2. М – наёбӣ.
3. ИЛ – (з-ин нишон).
4. И –Зи бахти баланди.
5. Л –рав.
6. ИД –Чу хуршедро чархи гардон ба сар.

Сипаҳдор Пирон миёнро бубаст,
Яке бораи тезтак*[1]-бар нишаст.

Ба кохи Сиёвахш[2] бинҳод рӯй,
Басе офарин кард бар фарри ӯй.

Чунин гуфт, к-«Имрӯз барсоз кор
Ба меҳмонии духтари шаҳрёр.

Чу фармон диҳӣ, ман сазовори ӯй
Миёнро бубандам ба тимори ӯй».

Сиёвахшро[3] дил пурозарм шуд,
Зи Пирон рухонаш[4] пур аз шарм шуд,

Ки домод ӯ буд[5] бар духтараш,
Ҳаме буд чун ҷону дил дар бараш.

Бад-ӯ гуфт: «Рав, ҳар чи хоҳӣ, бисоз,
Ту донӣ, ки аз ту маро нест роз».

Чу бишнид Пирон, сӯи хона рафт,
Дилу ҷон бубаст андар он кор тафт.

Дари хонаи ҷомаи нобурид
Ба Гулшаҳр биспурд Пирон калид,

Ки ӯ буд меҳбонуи[6] паҳлавон,
Ситуда зане буду равшанравон.

1. М –тезтак.
2. ИЛ –Сиёвуш.
3. Л –Сиёвушро.
4. Л –рухи ӯ; И –Пирони Виса.
5. Л –Кучо буд домод.
6. ЛМ –кадбонуи.

Ба ганҷ-андарун он чи буд номдор
Гузиданд зарбафти чинӣ ҳазор.

Забарҷад табақҳову пирӯза ҷом
Пур аз нофаи мушку пур[1] уди хом.

Ду афсар пур аз гавҳари шоҳвор,
Ду ёра яке тавқу ду гӯшвор.[2]*[3]

Зи густарданиҳо шутурвор шаст,
Зи зарбафт пӯшиданиҳо се даст,

Ҳама пайкараш сурх карда ба зар,
Бар ӯ бофта чанд гуна гуҳар.

Зи симину[4] заррин шутурвор сӣ
Табақҳову аз ҷомаи[5] порсӣ.

Яке тахти заррину курсӣ чаҳор,
Се наълайни заррин забарҷаднигор

Парастор[6] бо ҷоми заррин дувист
Ту гуфтӣ ба айвон-дарун ҷой нест.

Парастанда сесад ба заррин кулоҳ,
Зи хешони наздик сад некхоҳ.

Ҳаме сад*[7] табақ мушку сад заъфарон.
Ҳаме рафт Гулшаҳр бо хоҳарон.

---

1. И –аз; Л — в-аз.
2. Л — тавқи заррин ба кор; И - тавқи бо гӯшвор.
3. М –тавқи зарриннигор.
4. Л –шамшери.
5. Л –ҷом даҳ.
6. Л –Парастора.
7. М –Ҳамон даҳ.

Ба заррин иморӣ ба дебо ҷулайл
Бирафтанд бо хоста хайл-хайл.

Биёвард бону зи баҳри нисор
Зи динор бо хештан сад[1] ҳазор.

Ба назди Фарангис бурданд чиз,
Забонҳо пур аз офарин буд низ.

Заминро бибӯсид Гулшаҳру гуфт,
Ки «Хуршедро гашт ноҳид ҷуфт».[2]

В-аз он рӯй Пирону Афросиёб
Зи баҳри Сиёвуш ҳама пуршитоб

Бидоданд духтар ба оини хеш,
Чунон чун бувад дархури дини хеш,

Ба пайвастагӣ-бар гуво[3] сохтанд,
Чу з-ин шарту[4] паймон бипардохтанд,

Паёме фиристод Пирон чу дуд
Ба Гулшаҳр то зӣ[5] Фарангис зуд

Шавад, то расонад сӯи шоҳзод
Бигуфт он замон бо Фарангис шод:[6]

«Бубояд ҳам имшаб шудан назди шоҳ,
Биёростан гоҳи ӯро ба моҳ».

1. ИЛ –даҳ.
2. ТПЗИ – Хуҷаста бару бум пайвастагӣ
Ба оҳистагӣ, ҳам ба шоистагӣ.
3. И –нузлро.
4. И аҳду.
5. И –к-орад.
6. И –б. 1641; Л –б. 1637 -1641 нест.

Ҳаме гуфту[1] зудаш биёростанд,
Сари мушк бар гул биперостанд,

Биёмад Фарангис чун моҳи нав
Ба наздики он тоҷвар шоҳи нав.[2]

Бибуданд бо якдигар шодмон,
Фузудӣ ҳаме ҳар замон меҳрашон.[3]

Ба як ҳафта мурғону моҳӣ нахуфт,
Наёмад сари як тан андар нуҳуфт.

Замин боғ гашт аз карон то карон
Зи шодиву овози ромишгарон.

## КИШВАРЕ ДОДАНИ АФРОСИЁБ СИЁВУШРО

Бар ин кор бигзашт як ҳафта низ
Сипаҳбад биёрост бисёр чиз:

---

1. ИЛ –Ҳаме ҳафт.
2. ТПЗ – Фарангису шаҳзода бо якдигар
Нишастанд, буданд чун моҳу х(в)ар.
Хуру моҳ бо ҳам чу пайваста шуд,
Дили ҳар ду бар якдигар баста шуд.
Сиёвуш чу рӯи Фарангис дид,
Саропои он моҳ чун бингарид,
Қаде дид сарву рухе дид моҳ,
Фурӯ ҳишта дар бар ду зулфи сиёҳ.
Ду рухсори зебош мисли қамар,
Ду чашмаш ситора ба вақти саҳар.
Даҳоне пур аз дур, лабе чун ақиқ,
Ту гуфтӣ варо Зӯҳра омад рафиқ.
Даҳону лабаш буд гавҳарфишон,
Сухан гуфтанаш буд гавҳаршинос.
Фаришта ба хӯю чу анбар ба мӯй.
Ба дил меҳрубону ба ҷон меҳрҷӯй.
Набуд андар ӯ низ як чизи зишт,
Ту гуфтӣ, магар ҳур буд аз биҳишт.
Сиёвуш чу хуршеду ӯ моҳ буд,
Хуру моҳ бо ҳам чи дилхоҳ буд.
3. ИЛ –б. 1645 нест.

Зи аспони тозиву аз гӯсфанд,
Ҳам аз ҷавшану хӯду гурзу каманд,

Зи динор в-аз бадраҳои дирам,
Зи пӯшиданиҳову аз бешу кам.

В-аз он марз то пеши дарёи Чин
Ҳама ном бурданд шаҳру замин.

Ба фарсанг сад буд болои ӯй,
Нашоист паймуд паҳнои ӯй,

Навиштанд маншур бар парниён,
Ҳама подшоҳӣ ба расми каён.

Ба кохи[1] Сиёвуш фиристод шоҳ,
Або тахти заррину заррин кулоҳ.

В-аз он[2] пас биёрост айвони[3] сур,
Ҳар он кас, ки рафтӣ зи наздику дур,

Маю хону холигарон ёфтӣ,
Бихӯрдиву чандон, ки[4] бартофтӣ,

Бибурдиву рафтӣ[5] сӯи хони хеш,
Будӣ шод як ҳафта[6] меҳмони хеш.

Дари бастазиндонҳо баркушод,
Аз ӯ шодмон бахту ӯ низ шод.[7]

---

1. ЛМ –пеши.
2. Л-Аз он.
3. ИЛ –майдони.
4. Л-ҳарчанд.
5. И –бихӯрдию бурдӣ.
6. ИЛ –рӯз.
7. Л –б. 1658 нест.

Ба ҳаштум биёмад Сиёвуш пагоҳ
Або гурд Пирон ба наздики шоҳ.

Ба дастурии бозгаштан ба[1] кох
Бирафтанд яксар ба кохи фарох.

Гирифтанд ҳар ду бар ӯ офарин,
Ки эй меҳрбон*[2] шаҳрёри замин[3]

Ҳамеша туро ҷовидон бод рӯз
Ба шодиву бадхоҳро пушт кӯз!

В-аз он ҷойгаҳ бозгаштанд шод,
Басе аз ҷаҳондор карданд ёд.

Чунин низ як сол бо доду меҳр
Ҳаме гашт беранҷ гардонсипеҳр.[4]

Фиристода омад зи наздики шоҳ,
Ба назди Сиёвуш яке некхоҳ,

---

1. И — зи.
2. М –номвар.
3. И — Ки ҷовид бодо кулоҳу нигин; И — б. б. 1661 ин б. омада:
   Ту то он ҷаҳон аст, поянда бош,
   Ҳамеша чу хуршед тобанда бош.
   Сиёвуш чу омад ба айвони хеш,
   Сипаҳдор Пиронаш омад ба пеш.
   Ба пеши Сиёвуш ба раҳ пой хост,
   Басе узр наздики Пирон бихост,
   Ки доим ҷаҳон бар ту фархунда бод,
   Замона ба пеши ту чун банда бод!
   Басо ранҷ, к-аз ман ту бардоштӣ,
   Ба неку баде рӯз бигзоштӣ.
   Ҳамон гаҳ ба ромиш нишастанд шод,
   Басе аз ҷаҳондор карданд ёд.
4. Л –б. 1660 -1664 нест.

Ки пурсад туро номвар шаҳрёр,
Ҳаме гӯяд, эй меҳтари номдор,[1]

Аз*[2] эдар туро додаам то ба Чин,
Яке гирд баргарду бингар замин.

Ба шаҳре, ки орому рой оядат,
Ҳама орзуҳо ба ҷой оядат.

Ба шодӣ бибошу ба некӣ бимон,
Зи хушшӣ мапардоз дил як замон.

Сиёвуш зи гуфтори ӯ гашт шод,
Бизад ною кӯсу буна барниҳод.

Сипоҳу силеҳу нигину*[3] кулоҳ
Бибурданд бо ганҷ бо ӯ ба роҳ.

Фаровон иморӣ биёростанд,
Паси парда хубон биперостанд.

Фарангисро дар иморӣ нишонд,
Буна барниҳоду сипаҳро[4] биронд.[5]

Ба шодӣ бирафтанд сӯи Хутан,
Ҳама номдорон шуданд анҷуман,

Ки Пирони солор аз он шаҳр буд,
Ки аз бадгумониш бебаҳр буд.

---

1. ТПЗИЛ – Бувад, к-ат зи ман дил бигирад ҳаме
В-аз ин беҳ нишастат пазирад ҳаме.
2. М –К-аз.
3. Л –иморӣ.
4. М –силоҳи фаровону заррин.
5. ТПЗ – Аз ӯ боз нагсист Пирони гурд,
Инон бо инони Сиёвуш супурд;
И – Бирафтанд бо ӯ чу Пирони гурд,
Ҳама лашкараш ҷумла бо худ бибурд.

Ҳаме буд як моҳ меҳмони ӯй,
Бад-он сар чунин буд паймони ӯй.

Зи хӯрдан наёсуд як рӯз шоҳ,
Гаҳе руду май, гоҳ нахчиргоҳ.

Сари моҳ бархост овози[1] кӯс,
Бад-он гаҳ ки хезад хурӯши хурӯс,

Биёмад сӯи подшоҳии хеш
Сипоҳ аз паси пушту Пирон зи[2] пеш.

Бад-он марзбум-андар[3] огаҳ шуданд,
Бузургон ба назди[4] шаҳаншаҳ шуданд.

Ба коми дил[5] аз ҷой бархостанд,
Ҷаҳоне ба оин биперостанд.[6]*[7]

Аз он подшоҳӣ хурӯше бихост,
Ки гуфтӣ замин гашт бо чарх рост.

Зи бас ғулғулу нолаи каррной[8]
Ту гуфтӣ ҳаме дил бичунбад зи ҷой.

Ба ҷое расиданд, к-обод буд,
Яке хуб фархундабунёд буд.

1. ИЛ –овон.
2. ИЛ –Пирон –ш.
3. Л –марз чун мардум.
4. Л –пазира барои; И –пазира ба роҳ.
5. Л –шоддил.
6. И –Ҷаҳонро ба ромиш биёростанд.
7. М –биёростанд.
8. Л –Зи бас ромишу нолаи чангу ной.

Ба як сӯш*[1] дарё, ба як сӯй*[2] кӯҳ.[3]
Ба як сӯй*[4] нахчир[5] дур аз гурӯҳ,

Дарахтони бисёру оби равон,
Ҳаме шуд дили солхӯрда ҷавон.

Сиёвуш ба Пирон забон[6] баркушод,
Ки «Инат бару буми фаррухниҳод[7]

Бисозам ман эдар яке хуб ҷой,
Ки бошад ба шодӣ маро дилкушой.[8]

Барорам яке шорсони фарох,
Бад-ӯ андарун боғу айвону*[9] кох.[10]

Нишастангаҳе барфарозам ба моҳ,
Чунон чун бувад дархури тоҷу гоҳ.»

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Эй некрой,[11]
Бад-он рав,[12] к-ат андеша ояд[13] ба ҷой.

Чу фармон диҳӣ, ман бар он[14] сон, ки хост,
Барорам яке ҷой то моҳ[15] рост.

---

1. М –рӯй.
2. М –рӯй.
3. И – Яке сӯй дарё, Яке сӯй кӯҳ.
4. М –рӯй.
5. Л –Рӯй нахчиру.
6. ИЛМ –сухан.
7. ТПЗ – Ҳаво хушгувору замин хубранг,
Зи деба заминаш чу пушти паланг.
8. ИЛ –раҳнамо.
9. Фаровон бад-ӯ - андарун боғу.
10. Л - Фаровон бад-ӯ- андарун боғу кох.
11. Л –гузин хуб ҷой; И –хуброй.
12. И –шав. 2 И –шав.
13. Л –ки андеша орад.
14. Л –диҳад ман бад-ин.
15. Л –диз бар ин ҷо.

Нахоҳам, ки бошад маро буму ганҷ,
Замону замин аз ту дорам сипанҷ».[1]

Сиёвуш бад-ӯ гуфт, к-«Эй бахтёр,
Дарахти бузургӣ ту орӣ ба бор.

Маро ганҷу хубӣ ҳама з-они туст,
Ба ҳар ҷой ранҷи ту бинам нахуст.

Яке шаҳр созам бад-ин ҷой ман,
Ки хира бимонад аз он[2]*[3] анҷуман».[4]

## СОХТАНИ СИЁВУШ ГАНГДИЖРО

Кунун баркушоям дари достон,
Суханҳои шоистаи бостон.[5]

Зи Ганги Сиёвахш гӯям сухан
В-аз он шаҳру он достони куҳан.

Бар ӯ офарин, к-ӯ ҷаҳон офарид.
Або ошкоро ниҳон офарид.

---

1. Л –ба ранҷ.
2. Л –шавад дидаи.
3. М –бад ӯ.
4. ТПИ – Сиёвуш фурӯ монду Пирон ба ҷой
Дар он буми фархундаи дилкушой.*
Аз ахтаршиносон бипурсид шоҳ,
Ки созам ман эдар яке ҷойгоҳ,**
К-аз ӯ фарру бахтам ба сомон бувад
Ва ё кор бо ҷангсозон бувад.
Бигуфтанд яксар ба шоҳи замин,
Ки бас нест фархунда фарҷоми ин.
* И – Аз он буми хуррам чу гаштанд боз,
Сиёвуш ҳамебуд бо дил ба роз
**И – б. ин б. ҳашт б. омадааст, ки ба асли мақсад он қадар мувофиқат надорад, аз ин рӯ иқтибос нагардид.
5. Л –б. 1697 нест;
ТПЗ – Яке достон гӯямат бас шигифт,
Ки андеша аз вай тавон баргирифт.

1700 Худованди дорандаи ҳасту нест,
Ҳама чиз ҷуфт асту Эзад якест.

Ба пайғамбараш-бар кунам офарин,
Ба ёрон-ш-бар ҳар яке ҳамчунин.

Чу гетӣ тиҳӣ монд аз ростон,
Ту эдар ба будан мазан достон.

Куҷо он сару тоҷи шоҳаншаҳон,
Куҷо он диловар гиромӣ меҳон?

Куҷо он ҳакимону донандагон,
Ҳамон ранҷбардор хонандагон?

1705 Куҷо он бутони пур аз нозу[1] шарм,
Сухан гуфтани хубу овои нарм?

Куҷо он, ки бар[2] кӯҳ будаш куном,
Бурида зи орому аз кому ном?[3]

Куҷо он, ки судӣ сарашро ба абр,
Куҷо он, ки будӣ шикораш ҳизабр?[4]

Ҳама хок доранд болину[5] хишт,
Хунук он, ки ҷуз тухми некӣ накишт![6]

Зи хокему[7] бояд шудан сӯи[8] хок,
Ҳама[9] ҷои тарс асту тимору бок.

1. Л –шарму.
2. ИЛ –дар.
3. Л –Рамида зи ором в-аз ному ком.
4. И –б. 1707 нест.
5. И –доранду болин зи.
6. Л-б. 1707, 1708 нест.
7. Л –хокиву.
8. И –зери.
9. И –ҳамон.

Ту рафтиву гетӣ бимонад дароз,
Куҷо ошкоро бидониш роз?[1]

Ҷаҳон сар ба сар ҳикмату ибрат аст,
Чаро баҳраи мо[2] ҳама ғафлат аст?

Чу шуд сол бар шасту шаш, чора ҷӯй,
Зи бешиву аз ранҷ бартоб рӯй.

Ту чанги фузунӣ задӣ дар[3] ҷаҳон,
Гузаштанд аз[4] ту басе[5] ҳамраҳон.

Набошӣ бар ин низ ҳамдостон,
Яке бишнав аз номаи бостон.[6]

Чу з-он[7] номдорон ҷаҳон шуд тиҳӣ,
Ту тоҷи фузунӣ чаро барниҳӣ?

Бад-он гаҳ ки андар ҷаҳон дод буд,
Аз эшон ҷаҳон яксар обод буд.[8]

Кунун бишнав аз Гангдиж достон,
Бад-ин достон бош ҳамдостон,

Ки чун Гангдиж дар ҷаҳон ҷой нест,
Бар он сон замине дилорой нест,[9]

1. И –Касе ошкоро надонист роз; Л –Касе ошкоро надонад зи роз.
2. Л –баҳри ман з-ӯ.
3. И –бар.
4. Л –бар.
5. И –ҳаме.
6. Л –Бад-ин достон бош ҳамдостон.
7. ИЛ –аз.
8. ТПЗ – Чӣ бардоштанд аз ҷаҳони фарох
Аз он ганҷу он тоҷу айвону кох?
9. Л –б. 1718 нест.

Ки онро Сиёвуш бароварда буд,
Басе андар ӯ ранҷҳо бурда буд.[1]

Биёбон биёяд, чу дарё гузашт,
Бубинӣ яке паҳну беоб дашт.

Чу з-ин[2] бугзарӣ, бинӣ ободшаҳр,
К-аз он[3] шаҳрҳо бартавон дошт баҳр.

В-аз он пас яке кӯҳ бинӣ баланд.
Ки болои ӯ бартар аз чуну чанд.

Мар ин кӯҳро Гангдиж дар миён
Бад-он к-ат зи дониш наёяд зиён.

Чу фарсанг сад гирд бар гирдм кӯҳ,
Зи болои ӯ чашм гардад сутӯҳ.

Зи ҳар сӯ ки пӯӣ бар ӯ, роҳ нест,
Ҳама гирд бар гирди ӯ бар якест.

Бад-ин гуна сиву се[4] фарсанг танг
Аз ин рӯю он рӯй девори санг.

Гар ин чанд фарсанг агарчанд мард
Бибошад ба раҳ аз паи коркард,

Наёбад бар эшон гузар сад ҳазор
Зиреҳдору баргустувонвар савор,

1. И –б. 1717 -1719 нест;
ТПЗИЛ – Ба як моҳ з-он рӯи дарёи Чин,
Ки бе ном гашт ин замон он замин.
2. ИЛ –к-аз ин.
3. Л –К-аз ин.
4. Л –ду.

К-аз ин бугзарӣ, шаҳр бинӣ фарох,
Ҳама гулшану боғу майдону[1] кох.[2]

Ҳама шаҳр гармобаву рӯду ҷӯй,
Ба ҳар барзане ромишу рангу бӯй.

Ҳама кӯҳ нахчиру оҳу ба дашт,
Чу ин шаҳр бинӣ, набояд*[3] гузашт.[4]

Тазарвону товусу кабки дарӣ
Биёбӣ, чу бар[5] кӯҳҳо бугзарӣ.

На гармош гарму на сармош сард,
Ҳама ҷои шодиву орому х(в)ард.

Набинӣ дар он шаҳр бемор кас,
Яке бӯстон аз[6] биҳишт асту бас.

Ҳама обҳо равшану хушгувор,
Ҳамеша бару буми ӯ чун баҳор,

Дарозиву паҳнош сӣ бор сӣ
Бувад, гар бипаймоядаш порсӣ.

Яку ним фарсанг болои кӯҳ,
Ки аз рафтанаш мард гардад сутӯҳ.[7]

---

1. Л –айвону.
2. И-б. 1722 -1729 нест.
3. М –Биҳишт ин чу бинӣ, нахоҳӣ.
4. В -Чунин шаҳр бинӣ, нашояд гузашт.
5. Л –ки аз.
6. Л –бӯстони.
7. Л –б. б. 1737 ин б. омада:

Бар он офарин, к-ӯ чунон офарид,
Замину баланд осмон офарид.
Ҳама гулшану боғ,айвон буд,
Ки айвонҳо сар ба кайвон буд.

В-аз он рӯй ҳомуне ояд падид,
К-аз он хубтар ҷойгаҳ кас надид.

Бирафташ Сиёвахшу[1] онро бидид,
Мар онро[2] зи Туронзамин[3] баргузид.

Тани хешро номбардор кард,
Фузунӣ яке низ[4] девор кард.

Зи сангу зи гаҷ сохта в-аз[5] рухом
В-аз он гавҳаре,[6] к-аш надонем ном.

Зи*[7] сад раш фузун аст болои ӯ,
Ҳамон сиву ҳашт аст паҳнои ӯ.[8]

Наёяд бад-ӯ манҷаниқу на тир,
Бибояд туро дидан он ногузир,

Ки онро касе то набинад ба чашм,
Ту гӯӣ зи гӯянда ояд ба хашм.[9]*[10]

Зу теғаш ду фарсанг то бумхок,
Ҳама гирд бар гирд хокаш мағок.

Набинад замин дида бар теғи кӯҳ,
Ҳам аз бар шудан мурғ гардад сутӯҳ.[11]

---

1. Л –Сиёвушу.
2. Л –ӯро.
3. ИЛ –Турон ҳаме.
4. И – Фузунии як найза; Л –бар ӯ низ.
5. Л – буду чанде; И –чанд аз.
6. И – ҷавҳаре.
7. М - Ду.
8. ИЛ –б. 1742 нест.
9. ИЛ –б. 1744 нест.
10. М –Чу гӯй, ба гӯянда гиранд.
11. Л –пас аз б. 1746 ин б. дида шуд, ки такрори ( бо фарқҳои ҷузъӣ) ду байти баъд азб. 1736 омада мебошанд. Байти сеюм ин аст:
    Ҷуз ӯро махон кирдгори ҷаҳон,
    Ҷуз ӯро мадон ошкору ниҳон

Басе ранҷ бурд андар он ҷойгоҳ
Зи баҳри бузургиву тахту кулоҳ.

Бино кард ҷое чунон дилкушой,
Яке шорсон андар он хуб ҷой.

Бад-ӯ коху айвону майдон бисохт,
Дарахтони бисёраш андарнишохт.

Бисозид ҷое чунон чун биҳишт,
Гулу сунбулу наргису лола кишт.[1]

## СУХАН ГУФТАНИ СИЁВУШ БО ПИРОН АЗ БУДАНИҲО

Аз он ҷои*[2] хуррам чу гаштанд боз,
Сиёвуш ҳаме буд бо дил ба роз.[3]

Аз ахтаршиносон бипурсид шоҳ,
Ки эдар яке сохтам ҷойгоҳ.

Аз ӯ фарру бахтам ба сомон бувад,
Ва ё дил зи карда пушаймон шавад?*[4]

---

1. Л –б. 1749, 1750 нест;
ТПЗ – чу ҳарч-аш бибоист, барсохтанд,
ТПЗ – Чу ҳарч-аш бибоист, барсохтанд,
Иморат ба хубӣ биёростанд.
2. М –буми.
3. ТПЗ – Чунон буд, ки рӯзе Сиёвахши род
Худу гурд Пирони Висанажод
Бирафтанд, диданд ҷое чунон,
Ки аз диданаш пир гаштӣ ҷавон.
Хушу хурраму хуб ороста
Ба ҳар ҷой ганҷе пур аз хоста.
Писандида буд ҷои шоҳаншаҳон
Зи кохи бузургону ҷои меҳон.
4. М –бувад.

Бигуфтанд яксар ба шоҳи замин,
Ки бас нест фархунда бунёди ин.[1]

Аз ахтаршиносон баровард хашм,
Дилаш пур зи дарду пур аз об чашм.

Инони таковар ҳаме дошт нарм,
Ҳаме рехт аз дидагон оби гарм.

Бад-ӯ гуфт посух, ки «Чархи баланд
Дилам кард пурдарду ҷонам нажанд,

Ки ҳарчанд гирд оварам хоста,
Ҳамон коху ҳам ганҷи ороста,

Ба фарҷом яксар ба душман расад,
Бадӣ бад бувад, марг бар тан расад,[2]

Ки чун Гангдиж дар ҷаҳон ҷой нест.
Чун ӯ шорсони дилорой нест.

Маро фарри некидиҳиш ёр буд,
Хирадмандиву бахти бедор буд.

Аз ин сон яке шорсон сохтам,
Сарашро ба Парвин барафрохтам.

Кунун андар[3] ин ҳам ба кор[4] оварам,
Бар ӯ-бар фаровон нигор[5] оварам.

1. Л -1751 -1753 нест.
2. Л –б. 1758 1760 нест; И –б. 1747 -1760 нест; ТПЗ –Сипеҳрам ҳаме зери пай биспарад.
3. Л –эдар.
4. Л –ҷой
5. Л –офарини Худой.

Чу хуррам шавад ҷой*[1] ороста
Падид ояд аз ҳар сӯе хоста.[2]*[3]

Набояд[4] маро шод будан басе,
Нишинад бар ин кох*[5] дигар[6] касе.[7]

На ман шод бошам, на фарзанди ман,
На пурмоя гурде зи пайванди ман.

Набошад[8] маро зиндагонӣ дароз,
Зи коху зи айвон шавам бениёз.

Шавад кохи ман тахти Афросиёб,
Кунад бегунаҳ марг бар ман шитоб.

Чунин аст рози сипеҳри баланд,
Гаҳе шод дорад, гаҳе мустаманд».

Ба-ӯ гуфт Пирон, ки «Эй сарфароз,
Макун хира андеша бар дил дароз,

Ки Афросиёб аз бало пушти туст,
Ба шоҳӣ нигин андар ангушти туст.

Маро низ, то ҷон бувад дар танам,
Бикӯшам, ки паймони ту нашканам.

Намонам, ки боде ба ту бигзарад,
В-агар мӯй бар ту ҳаво бишмарад».

1. М –ҷою.
2. Л –б. 1765 нест.
3. М –Пур аз ганҷу ҳам коху ҳам.
4. ЛМ –Набошад.
5. М –бад-ин ҷой.
6. Л –бад-ин ҷой камтар.
7. Л –набояд.
8. И –б.1763 -1766 нест.

Сиёвуш бад-ӯ гуфт, к-«Эй некном,
Набинам ба ҷуз некномит ком!

Ҳама рози ман ошкорои туст.
Ки бедордил бошиву[1] тандуруст.

Ман огоҳӣ аз фарри Яздон диҳам,
Ҳам аз рози чархи баланд огаҳам.

Бигӯям туро[2] буданиҳо дуруст,
Зи айвону[3] кох*[4] андароям нахуст.

Бидон, то нагӯӣ, чу бинӣ чунон,[5]
Ки ин бар Сиёвуш чаро буд[6] ниҳон.

Ту, эй гурд Пирони бисёрҳуш,
Бад-ин гуфтаҳо паҳн букшой гӯш.

Фаровон бад-ин нагзарад рӯзгор,
Ки бар дасти бедордил шаҳрёр[7]

Шавам зор ман кушта бар бегунoҳ,[8]
Каси дигар ояд бар ин тоҷу гоҳ.

Ту паймон ҳаме дориву рои[9] рост,
Валекин фалакро ҷуз ин аст хост.

1. Л –бодиву.
2. И –ҳама.
3. И –айвон ба.
4. М –Аз айвону боғ.
5. Л –Бидон, то бигӯӣ, чу бинӣ ҷаҳон.
6. Л –шуд.
7. Л –Ки пайкори бедордил шаҳрёр.
8. Л - Кунад зор кушта маро бегунoҳ.
9. ИЛ - роҳи.

Зи гуфтори бадгӯй в-аз бахти бад
Чунин бе гунаҳ бар сарам бад расад.[1]

Барошӯбад Эрону Турон ба ҳам,
Зи кина шавад зиндагонӣ дижам.

Пур аз ранҷ гардад саросар замин,
Замона шавад пур зи шамшери[2] кин.

Басе[3] зарду сурху сиёҳу бунафш,
К-аз Эрон ба[4] Турон бубинӣ дирафш.

Басе ғорату бурдани хоста,
Парокандани ганҷи ороста,

Басо кишваро, к-он ба пои сутур
Бикӯбанду гардад ба ҷӯй об шӯр.

Сипаҳдори Турон зи кирдори хеш
Пушаймон шавад, ҳам зи гуфтори[5] хеш.

Пушаймонӣ он гаҳ наёрад-ш[6] суд,
Ки бархезад аз буми обод дуд.

Аз Эрону Турон барояд хурӯш,
Ҷаҳоне зи хуни ман ояд ба ҷӯш.

Ҷаҳондор бар чарх чунин навишт,
Ба фармони ӯ бар диҳад, ҳар чӣ кишт.

---

1. Л – Ба ман – бар чунон бе гунаҳ бад расад;
   ТПЗ – Ба Эрон расад зуд ин гуфтугӯй,
   Кас ояд ба Турон бад-ин ҷустуҷӯй.
2. И –шамшеру.
3. Л –Зи бас.
4. И –Аз Эрону.
5. Л –пайкори.
6. ИЛМ –надорад-ш.

Биё, то ба шодӣ диҳему х(в)рем,
Чу гоҳи гузаштан бувад, бигзарем.

Чӣ бандӣ дил андар сарои сипанҷ,
Чӣ нозӣ ба ганҷу чӣ нолӣ зи ранҷ?

К-аз он ганҷ[1] дигар касе бар х(в)арад,
Ҷаҳондор*[2] душман чаро парварад?»

Чу бишнид Пирону андеша кард,
Зи гуфтори ӯ шуд дилаш пур зи дард[3].

Ҳаме гуфт, к-Аз ман бад омад ба ман,
Гар[4] ӯ рост гӯяд ҳаме ин сухан,[5]

Ман ӯро кашидам[6]*[7] ба Туронзамин,
Парокандам андар[8] ҷаҳон тухми кин.

Варо ман[9] ба Турон кашидам ба ранҷ,
Супурдам бад-ӯ кишвару тоҷу ганҷ.

Накардам ҳаме ёд[10] гуфтори шоҳ,
Чунин гуфт бо ман ҳаме гоҳ-гоҳ.[11]

---

1. Л –ранҷ.
2. М –ҷаҳондида.
3. И – Чу бишнид Пирони бисёрҳуш,
   Ба дил гуфт бо дарду тимору ҷӯш.
4. Л –Ки.
5. ТПЗИ – Ки гар ин сухан рост гӯяд ҳаме
   В-аз ин низ кажжӣ наҷӯяд ҳаме*.
   *М – В-аз ин гуфтаҳо дод ҷӯяд ҳаме.
6. И –Замона кашидаш.
7. М –Бало ман.
8. И –Пароканда шуд дар.
9. ЛМ –Ки ӯро.
10. ЛМ –Шунидам ҳама пок; И –Шумурдам ҳаме бод.
11. ИЛ – Чунин ҳам ҳаме гуфт бо ман ба роҳ;
    ТПЗ – Кунун чун шунидам дуруст аст он,
    Ба ҷуз рост бо ман нагуфтаст он.

В-аз он пас чунин гуфт бо дил[1]*[2] ба меҳр,
Ки аз ҷунбишу расми гардонсипеҳр

Кӣ ин розҳо бар дили вай кушод,[3]
Ҳамоно, ки Эронаш омад ба ёд?

Зи Ковус в-аз тахти шоҳаншаҳӣ
Ба ёд омадаш рӯзгори беҳӣ.

Дили хеш аз ин гуфта хурсанд кард,
На оҳанги рои хирадманд кард.

Ҳама роҳ аз ин гуна буд гуфтугӯй,
Дил аз буданиҳо пур аз ҷустуҷӯй.

Чу аз пушти аспон фуруд омаданд,
Зи гуфтор як бор[4] дам барзаданд.

Яке хони заррин биёростанд,
Маю руду ромишгарон хостанд.

## ФИРИСТОДАНИ АФРОСИЁБ ПИРОНРО ДАР КИШВАРҲО

Бибуданд аз ин гуна як ҳафта шод,
Зи шоҳони гетӣ гирифтанд ёд.

Ба ҳаштум яке нома омад зи шоҳ
Ба наздики солори туронсипоҳ.

К-аз ин ҷо бирав то ба дарёи Чин,
Сипоҳе зи кундоварон баргузин.

1. Л –ман.
2. М –ӯ.
3. Фалак розҳоро бад-ӯ кай кушод.
4. ИЛ –якбора.

Ҳаме рав чунин то сари марзи Ҳинд
В-аз он ҷо гузар кун ба дарёи Синд.

Ҳама божи кишвар саросар бихоҳ,
Бигустар ба марзи Хазар дар сипоҳ.

Баромад хурӯш аз дари паҳлавон,
Зи кӯсу табира замин шуд навон.

Зи ҳар сӯ сипоҳ анҷуман шуд бар ӯй
Яке лашкари гашни пархошҷӯй.

Чу омад ба даргоҳи Пирон сипоҳ,
Ҳаме рафт аз он сӯ, ки фармуд шоҳ.

Ба назди Сиёвуш басе хоста,
Зи динору аспони ороста.

Ба ҳангоми падруд кардан бимонд,
Ба фармон бирафту сипаҳро биронд.

## БИНО КАРДАНИ СИЁВУШ СИЁВУШГИРДРО

Ҳаюне зи наздики Афросиёб
Чу оташ биёмад ба ҳангоми хоб.

Яке нома назди Сиёвуш ба меҳр
Навишта ба кирдори равшансипеҳр,[1]

Ки то ту бирафтӣ, наям шодмон,
Аз андеша беғам наям як замон.

Валекин ман андархури рои ту
Ба Турон биҷустам ҳаме ҷои ту.

1. Л –гардонсипеҳр.

Гар он ҷо, ки рафтӣ, хушу хуррам аст,
Чунон чун бибояд, дилат беғам аст.

Бад-он подшоҳӣ кунун бозгард,
Сари бадсигол андаровар ба гард.

Сипаҳбад буна барниҳоду бирафт,
Бад-он сон, ки солор фармуд тафт.[1]

Ҳазор уштури модаи сурхмӯй
Буна барниҳоданд бо рангу бӯй.

Сад уштур зи ганҷу дирам бор кард,
Чиҳилро ҳама бор динор кард.

Аз Эрону Турон гузида савор
Бирафтанд шамшерзан даҳ ҳазор.

Ба пеши сипоҳ-андарун хоста,
Имориву хубони ороста,

Зи ёқуту пирӯзаи шоҳвор,
Чӣ аз тавқ в-аз тоҷи гавҳарнигор,[2]

Чи анбар, чи уду чи мушку абир,[3]
Чи дебо, чи аз тахтаҳои ҳарир,

Зи мисриву чиниву аз порсӣ
Ҳаме рафт[4] бо ӯ шутурвор сӣ.

Ниҳоданд сар сӯи хуррамбаҳор
Сипаҳдору он лашкари номдор.

1. И – Шабошаб сипаҳ баргирифту бирафт
Бад-он сӯ, ки фармуд солор тафт.
2. И – Чи аз тавқу бо тоҷу бо гӯшвор.
3. И – Зи ковур в-аз мушкуд уду абир.
4. И – Бирафтанд.

Чу омад бад-он ҷойгаҳ,[1] даст охт,
Ду фарсанг болову паҳно бисохт.

Биёрост шаҳре зи[2] кохи баланд,
Зи полез в-аз гулшани арҷманд.[3]

Ба айвон нигорид чанде*[4] нигор
Зи шоҳону аз базму аз корзор.

Нигори сари тоҷи*[5] Ковусшоҳ
Нигорид[6] бо ёраву гурзу гоҳ.

Бари тахти ӯ Рустами пилтан,
Ҳамон Золу Гударзу он анҷуман.

Зи дигар сӯ Афросиёбу сипоҳ,
Чу пирону Гарсевази кинахоҳ.

Ба Эрону Турон бари ростон,
Шуд он шаҳри хуррам яке достон.

Ба ҳар гӯшае гунбаде сохта,
Сарашро ба абр-андар афрохта.

Нишаста сароянда ромишгарон,
Ҳама*[7] ҷо ситода гавону сарон.

1. И – бар он шорсон.
2. ИЛ ТП – Зи айвону майдону.
3. ТПЗИЛ – Биёрост шаҳре ба сони биҳишт,
Ба ҳомун гулу сунбулу лола кишт.
4. М – чандин.
5. М – гоҳи.
6. ИМ – Набиштанд.
7. М – Ба ҳар.

Сиёвахшгирдаш[1] ниҳоданд ном,
Ҳама мардумон з-он ба дил[2] шодком.

## ОМАДАНИ ПИРОН БА СИЁВУШГИРД

Чу Пирон биёмад зи Ҳинду зи Чин,
Сухан рафта з-он шаҳри боофарин.

Ханида ба Турон Сиёвахшгирд,[3]
К-аз ахтар чунин карда шуд рӯзи ирд.[4]

Аз айвону аз коху полезу боғ,
Зи рӯду зи дашту зи кӯҳу зи роғ.

Шитоб омадаш, то бубинад, ки шоҳ
Чӣ кард андар он моявар ҷойгоҳ.

Ҳар он кас, ки ӯ аз дари кор буд,
Бад-он базм бо ӯ сазовор буд.[5]

Ҳазор аз хирадманд мардони гурд,
Чу ҳангомаи рафтан*[6] омад, бибурд.

Чу омад ба наздики он ҷойгоҳ,
Сиёвуш пазира шудаш бо сипоҳ.

Чу Пирон ба назди Сиёвуш расид,
Пиёда шуд аз дур, к-ӯро бидид.

---

1. Л – Сиёвушгирдаш.
2. И – шаҳр аз он шорсон.
3. Л – Сиёвушгурд.
4. Л – урд; ИЛ – пас аз б. 1845 ин б.
   Омада: Чу Пирони радро аз ин шорсон
   Хабар шуд аз он номвар корашон*.
   * И – Чу Пирони Виса аз он шорсон,
   Шунид аз лаби ҳар касе достон.
5. И – Ҳар он кас ҳамовозу ҳамроз буд,
   Ки дар базм бо ӯ сарафроз буд.
6. М – ҳангоми рафтан.

Сиёвуш фуруд омад аз нилранг,
Пиёда гирифташ ба оғӯш танг.

Бигаштанд ҳар ду бад-он шаҳр боз,
Сиёвушу Пирони гарданфароз.[1]

Бигаштанд бар гирди он шорсон,[2]
Ки буд пеш аз он сар ба сар*[3] хорсон.[4]

Саросар ҳама коху айвону боғ[5]
Ҳаме тофт ҳар сӯ[6] чу равшанчароғ.[7]

Сипаҳдор Пирон ба ҳар сӯ биронд,
Басе офарин бар Сиёвуш бихонд.

Бад-ӯ гуфт: «Гар фарру бурзи каён
Набудит бо дониш андар миён,

Чу оғоз кардӣ бад-ин гуна ҷой,
Куҷо омадӣ ҷой аз ин сон ба пой?

Бимонод то растахез ин нишон
Миёни далерону гарданкашон!

Писар бар писар ҳамчунин шод бод,[8]
Ҷаҳондору пирӯзу фаррухниҳод».[9]

---

1. И – б. 1853 нест.
2. И – Бирафтанд ҳар ду бад-он шорсон.
3. М – Хуш омад варо он чунон.
4. Л – Хуш омад варо он чунон корашон.
5. И – Бидиданд як сар ҳама коху боғ.
6. И – як сар.
7. И – пас аз б. 1855 ин б. омада:
   Саросар ҳама коху майдони ӯй
   Ҳаме тофт ҳар сӯ, чу метофт рӯй.
8. ИЛ – шоху шод.
9. И – Ҷаҳондори пирӯзи фаррухнажод.

Чу як баҳра з-он шаҳри хурам бидид,
Ба айвону боғи Сиёвуш расид.

Ба кохи Фарангис бинҳод рӯй,
Чунон хурраму шоду дайҳимҷӯй.[1]

Пазира шудаш духтари шаҳрёр,
Бипурсиду динор кардаш нисор.[2]

Чу бар тахт биншасту он ҷой дид,
Парастанда*[3] бисёр бар пой дид.

Бар он чиз чандин[4]*[5] ситоиш гирифт,
Ҷаҳонофаринро ниёиш гирифт.[6]

В-аз он пас ба хӯрдан гирифтанд кор
Маю хону ромишгару майгусор.

Бибуданд як ҳафта бо май ба даст
Гаҳе хурраму шоддил, гоҳ маст.

Ба ҳаштум раҳовард пеш оварид
Ҳамон ҳадяҳо сар ба сар,[7] чун сазид.

Зи ёқуту аз гавҳари шоҳвор,
Зи дебову аз тоҷи гавҳарнигор,[8]

---

1. И – б. 1862 нест.
2. ТПЗ – Ҷарира ҳамон духти хуршедрӯй,
Чу сарви равон қадду чун мушк мӯй.
Ба пеши падар рафт бо ӯ ба ҳам,
Парастор бисёр бо бешу кам.
3. М – Парастори.
4. ИЛ – чанде.
5. М – ин низ чанде.
6. ТП – Санои ҷаҳонофарин ёд кард.
7. Л – ҳадяи шаҳрҳо; И – Ҳам аз ҳадяи шорсон.
8. ИЛ –б. 1869 нест.

Зи динору аспон ба зини хаданг,
Ба зарринситому ҷуноғи паланг.

Фарангисро афсару гӯшвор,
Ҳамон ёраву тавқи гавҳарнигор

Бидоду биёмад ба сӯи Хутан,
Ҳаме рой зад пеши шоҳ омадан.[1]*[2]

Чу омад ба шодӣ ба айвони хеш,
Падидор шуд дар шабистони хеш,

Ба Гулшаҳр гуфт: «Он ки хуррамбиҳишт
Надиду надонад, ки ризвон чӣ кишт.

Бубинад мар он шаҳри фархундаҷой,
Биҳишти барин аст коху сарой.[3]

Чу хуршед бар кохи фаррухсуруш,
Нишаста Сиёвахши[4] бофарру ҳуш.

Ба ромиш бипаймой лахте[5] замин,
Бирав,[6] шорсони Сиёвуш бубин.

Худованди он шаҳр некӯтар аст,
Ки гӯӣ фурӯзандаи Ховар аст.

---

1. Л –шоҳ бо янҷуман.
2. М –Або лашкари номдор анҷуман.
3. ИЛ –б. 1875 нест;
   ТПЗ – Бад-он ҷои хуррам кунун бингарад,
   Саросар бубинад, гумоне барад,
   Ки хуррамбиҳишт аст он ҷои ӯ,
   Писандида ҳам ҷою ҳам рои ӯ.
4. ИЛМ –ба оину.
5. И –фаррух.
6. И –Шаву.

Бубинӣ Фарангис бо обу тоб
Чу моҳи дуҳафта бари офтоб.[1]

В-аз он ҷойгаҳ назди Афросиёб
Ҳамерафт бар сони[2] киштӣ бар об.[3]

Биёмад,[4] бигуфт он куҷо карда буд,
Ҳамон бож, к-аз кишвар[5] оварда буд.

Ки дар кишвари Ҳинд чун разм кард,
Бадонро сар андар кашида ба гард.

В-аз он ҷо ба кори Сиёвуш расид,
Саросар ҳама ёд кард, он чи дид.[6]

Зи кори Сиёвуш бипурсид шоҳ,
Аз он шоҳ в-аз кишвару тоҷу гоҳ.[7]

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Хуррам биҳишт
Касе к-ӯ бубинад дар урдибиҳишт,[8]

---

1. ИЛ –б. 1879 нест.
2. И –монанди.
3. Л –пас азб. 1880 ин б. омада:
   Чу Пирон аз он ҷой баргашт шод,
   Биёмад бари шоҳи Турон чу бод.
4. Л –Сипаҳбуд; И –ба вақт ӯ.
5. Л –низ, к-аз кӯшан; И –божи кишвар, ки.
6. Л –пас аз б. 1883 ин б. омада:
   Бипурсид аз ӯ шаҳрёри баланд,
   Зи холи Сиёвуш в-аз чуну чанд.
7. Л – В-аз он шаҳр в-аз кишвару ҷойгоҳ
   Якояк ҳама бозпурсид шоҳ
   Бад-ӯ гуфт Пирон, ки, «Эй шоҳи даҳр,
   Зи фаррат ҳама ҳалқро ҳаст баҳр.
8. Л – Касоне, ки ҳангоми урдибиҳишт
   Надида бубинанд хуррам биҳишт.

Ҳамоно надонад аз он шаҳр боз,
На[1] хуршед аз он меҳтари сарфароз.[2]

Яке шаҳр дидам, ки андар замин
Набинад чунон кас ба Турону Чин.

Зи бас боғу[3] айвону оби равон
Баромехт, гуфтӣ, хирад бо равон.

Гала[4] кард бояд ба гетӣ яла
Туро чун набошад ба[5] чизе гила.

Чу кохи Фарангис дидам зи дур
Чу ганҷи гуҳар буд бар сони нур.

Гар эдун, ки ояд зи минӯ суруш
Набошад бад-он фарру авранგу ҳуш.

Бад-он зебу оин, ки домоди туст,
Ба хубӣ ба коми дили шоди туст.

Ва дигар, ки ду кишвар аз ҷангу ҷӯш
Баросуду[6] чун беҳуш омад ба ҳуш.

Бимонод бар ту чунин ҷовидон
Дили ҳушмандону рои радон!»

---

1. И –Зи.
2. ТПЗЛ – Сиёвуш яке ҷойгаҳ сохт нағз
Писандидаи мардуми покмағз*.
Магар худ суруш оваридаш хабар
Ки чунон нигорид он шаҳру бар.
* Л –Танҳо, б. якум дида шуд.
3. Л –Зи боғу зи.
4. И –Нигаҳ.
5. И - зи.
6. Л –Баросуда.

Зи гуфтори ӯ шод шуд шаҳрёр,
Ки шохи барӯмандӣ[1] омад ба бор.

## ФИРИСТОДАНИ АФРОСИЁБ ГАРСЕВАЗРО НАЗДИ СИЁВУШ

Ба Гарсеваз[2] он достонҳо бигуфт,
Нуҳуфта бурун оварид аз нуҳуфт:

«Бирав[3] шодмон то Сиёвахшгирд,
Бубин, то чӣ ҷой аст,*[4] баргард гирд.

Сиёвуш ба Туронзамин дил ниҳод
В-аз Эрон нагирад ҳаме ҳеч ёд.

Чу ӯ кард падруд тахту кулоҳ,
Чу Гурдарзу Баҳрому Ковусшоҳ.

Набинад ҳаме*[5] Рустами Золро,
Нагирад ба каф гурзу кӯполро.[6]

Ба ҷое, ки будӣ ҳама бум хор[7]
Бисозид шаҳре чу хуррамбаҳор.[8]

Фарангисро коххои баланд
Баровардаву дорадаш[9]*[10] арҷманд.

1. Илм –барӯмадаш.
2. ИЛ -Гаршеваз.
3. И –Ки рав.
4. М –кардаст.
5. М –ҳамон.
6. ИЛ – Бад-он хуррамӣ дар яке хорсон.
Ҳаме буму бар созаду шорсон.
7. Л –буд буми он хорсор.
8. И –б. 1901 нест.
9. Л – Ба шодӣ дар он коххои баланд
Нишонда Фарангисро; И - дорад ҳаме.
10. М –Бароварду дорад ҳаме.

Ва*[1] бархезу барсоз кору бирав,
Ба назди Сиёвахши озода шав.[2]

Чу бар тахт бинӣ[3]*[4], фаровон магӯй,*[5]
Ба чашми бузургӣ нигаҳ кун бар ӯй.

Чу нахчиру май бошаду дашту кӯҳ,
Нишинанд пешат фаровон[6]*[7] гурӯҳ[8].

Ба пеши бузургон гиромиш дор,
Ситоиш куну низ номиш дор.[9]

Яке ҳадяе соз бисёрмар
Зи динору аспу зи тоҷу[10] камар.

Ҳамон гавҳари тахту*[11] дебои Чин,
Ҳамон ёраву гурзу теғу нигин.[12]

Зи густурданиҳову аз бӯю ранг
Бубин, то зи ганҷат чӣ ояд ба чанг.

---

1. М –Ту.
2. ИЛ - б. 1903 нест.
3. И –Чу пешаш расидӣ.
4. М –биниш, хубӣ.
5. М –бигӯй.
6. И –Зи Эрон.
7. М –аз Эрон.
8. ТПЗ – Бад-он гаҳ ки ҷоми май ояд ба даст,
Чу хӯрдӣ, ба шодӣ бубояд нишаст.
9. Л –б. 1906 нест.
10. Л –силеҳу.
11. М –тоҷи бо фарру.
12. Л – Яке тоҷ бо фарши дебои Чин
Ҳамон афсару теғу гурзу нигин;
И – Ҳам аз дебаву тахту зарбафти Чин
Ҳам аз ёраву гурзу теғу нигин;
ТПЗИЛ – Зи зарру забарҷад* нисори гарон
Шумурда зи** ҳар гунае гавҳарон.
* Л –динор бояд. ** Л –Шумурданд.

Фарангисро ҳадя бар ҳамчунин,[1]
Бирав бо забони пур аз офарин.

Агар шоду хандон*[2] бувад мизбон,
Бад-он шаҳри хуррам ду ҳафта бимон».[3]*[4]

Нигаҳ кард Гарсевази[5] номдор
Саворони Турон гузида ҳазор.

Ханида савор андаровард гирд
Бишуд тозиён то Сиёвахшгирд.[6]

Сиёвуш чу бишнид, омад ба роҳ,
Пазира шудаш тозиён бо сипоҳ.

Гирифтанд мар якдигарро канор
Сиёвуш бипурсидаш аз шаҳрёр.

Ба айвон кашиданд[7] аз он ҷойгоҳ,
Сиёвуш биёрост оромгоҳ.[8]

Дигар рӯз Гарсеваз омад пагоҳ[9],
Биёвард бо ҳадя пайғоми шоҳ.

Сиёвуш бад-он хилъати[10] шаҳрёр
Нигаҳ карду шуд чун гул андар баҳор.

1. Л –инчунин.
2. М –обдорат.
3. Л –баъд аз б. 1911 ин б. омада:
   Ду ҳафта бибошу биёсой рӯз
   Ба некахтару фоли гетифурӯз.
4. М –бимон шодмон.
5. Л –Гаршеваз.
6. И –б. 1911 -1913 нест.
7. И –бирфтанд.
8. ЛМ –ҷои сипоҳ.
9. Л –Гаршеваз омад зи роҳ.
10. И –хадяи.

Нишаст аз бари бораи гомзан,
Саворони Эрон шуданд анҷуман.

Ҳама шаҳру барзан якояк[1]*[2] бад-ӯй
Намуду сӯи кох бинҳод рӯй.

## ЗОДАНИ ФУРУД - ПИСАРИ СИЁВУШ

Ҳамон гаҳ ба назди Сиёвуш чу бод
Биёмад саворе, варо мужда дод,

Ки аз духтари паҳлавони сипоҳ
Яке кӯдак омад чу тобанда[3]*[4] моҳ.

Варо ном карданд фаррух Фуруд,
Ба тирашаб-андар чу Пирон шунуд,

Ҳамон гаҳ маро бо савори дигар
Бигуфто,[5] ки рав, шоҳро мужда бар.

Ҳамон модари кӯдаки арҷманд,
Ҷарира сари бонувони баланд

Бифармуд хуфта ба фармонбарон
Задан дасти он хурд дар[6] заъфарон.

Ниҳоданд бар пушти он номабар,
Ки назди Сиёвахши[7] худкома бар.

1. Л –ҳамон гаҳ; И –саросар.
2. М –шаҳр барзан ба барзан.
3. Л –ба монанди.
4. М –Ҳамонанди.
5. И –Бигуфт ин ки.
6. ЛМ –бар.
7. ИЛ –Сиёвуши.

Бигӯяш, ки ҳарчанд ман солх(в)ард
Будам, некяздон[1] маро шод кард.

Сиёвуш бад-ӯ гуфт: Гоҳи меҳӣ
Аз ин бачча ҳаргиз мабодо тиҳӣ!

Фиристодаро дод чандин[2] дирам,
Ки оранда гашт аз кашидан дижам.

Чу бишнид Гарсеваз[3] он мужда, гуфт,
Ки «Пирон шуд имрӯз бо шоҳ ҷуфт».

Ба кохи Фарангис рафтанд шод,
Варо низ аз он достон мужда дод.

Фарангисро дид бар тахти оҷ,
Ниҳода ба сар-бар зи фирӯза тоҷ.[4]

Парастор чанде ба зарринкулоҳ
Ситода ҳама моҳрух пеши моҳ.[5]

Фуруд омад аз тахту бурдаш намоз,[6]
Бипурсидаш аз ранҷи роҳи дароз.[7]

Дилу мағзи Гарсеваз[8] омад ба ҷӯш,
Дигаргунатар шуд ба оину ҳуш.

---

1. ИЛ –покяздон.
2. И –чандон.
3. ИЛ –Гаршеваз.
4. И –б. 1933 нест.
5. В – Фарангис бо тоҷ дар пешгоҳ;
   ТПЗ – Чу чашми Фарангис ӯро бидид,
   Ту гуфтӣ равон аз танаш бардамид.
6. И –кардаш нисор.
7. И –аз шахр в-аз шаҳрёр.
8. ИЛ –Гаршеваз.

Ба дил гуфт, соле бар ин[1] бугзарад,
Сиёвуш касеро ба кас нашмарад.

Ҳамаш подшоҳиву ҳам тахтгоҳ,
Ҳамаш ганҷу ҳам буму бар, ҳам сипоҳ.

Ниҳони дили хеш пайдо накард,
Ҳаме буд печону[2] рухсора зард.

Бад-ӯ гуфт: «Бар хӯрдӣ аз ранҷи хеш,
Ҳамасола шодондил аз ганҷи хеш».

Ниҳоданд дар кох заррин ду тахт,
Нишастанд шодондилу некбахт.

Навозандаи руд бо майгусор
Биёмад бари тахти гавҳарнигор.

Зи нолидани ною руду суруд
Зи[3] шодӣ ҳаме дод дилро дуруд.

## ГУФТОР АНДАР ГӮЙ ЗАДАНИ СИЁВУШ

Чу хуршеди тобанда бикшод роз,
Ба ҳар ҷой бинмуд чеҳр аз фароз,

Сиёвуш аз айвон ба майдон гузашт,
Ба бозӣ ҳаме гирди майдон бигашт.

Чу Гарсеваз омад, бияндохт гӯй,
Сипаҳбад сӯи гӯй бинҳод рӯй.

Чу ӯ гӯй дар хамми ҷавгон гирифт,
Ҳамоварди ӯ хоки майдон гирифт.

1. И –чунин; Лм –дигар.
2. И –печон ду.
3. И –Ба.

Зи чавгони ӯ гӯй шуд нопадид,
Ту гуфтӣ сипеҳраш ҳаме баркашид.

Чунин гуфт бо лашкари номҷӯй,
Ки майдон шуморову чавгону гӯй.[1]

Чу гурдон ба майдон ниҳоданд рӯй,
Зи туркон ба тундӣ*[2] бибурданд гӯй.

Сиёвуш аз эрониён шод шуд,
Ба сони яке сарви озод шуд.[3]

Бифармуд, то тахти заррин ниҳанд,
Ба майдони пархош ҷӯпин ниҳанд.

Ду меҳтар нишастанд бар тахти зар,
Бад-он, то киро барфарозад гуҳар.[4]

Саворон ба майдон ба кирдори гард
Ба ҷӯпин гирифтанд нангу набард.[5]

Бад-ӯ гуфт Гарсеваз: «Эй шаҳрёр,
Ҳунарманд в-аз хусравон ёдгор,

---

1. ТПЗИ – Дигар раҳ чу дар рӯи майдон фитод,
Расид андар он меҳтари кайнажод,
Дигарбора дар захми* чавгон фиканд.
Ту гуфтӣ зи тан ҷони туркон биканд**.
Сӯи гӯй*** гурдону кундоварон
Барангехтанд асп аз ҳар карон.
Ба тундӣ ду лашкар ҳаме тохтанд.
Куҷо бар гарав**** гӯй мебохтанд.
* И –ҳамми чавгон гирифт. ** И –гирифт: *** И –саворону. **** И –Бар абрӯ кажу.
2. М –Ба зудӣ зи туркон.
3. Л –б. 1949 -1951 нест.
4. 3 Л –ҳунар.
5. ТПЗ –Ба як ҷой гурдон барангехтанд,
Зи Турону Эрон баромехтанд.

Ҳунар бар гуҳар низ карда гузар,
Сазад, гар намоӣ ба туркон ҳунар.

Ба нӯки синону ба тиру камон
Ҳунарҳо падидор[1]*[2] кун як замон».

Ба бар зад Сиёвуш бад-он кор панҷ,
Ки аз як зиреҳ тан расидӣ ба ранҷ.

Ниҳоданд бар тарфи овардгоҳ,
Назора бар ӯ-бар зи ҳар сӯ сипоҳ.

Сиёвуш яке найзан шоҳвор,
Куҷо доштӣ аз падар ёдгор,

Ки дар ҷанги Мозандарон доштӣ,[3]
Ба нахчиру бар шер бугзоштӣ,[4]

Ба овардгаҳ рафт найза ба даст,
Инонро бупечид чун пили маст

Бизад найзаву баргирифт он зиреҳ,
Зиреҳро намонд эч банду гиреҳ.[5]

Зи овард найза баровард рост,
Зиреҳро бияндохт он сӯ, ки хост.

Саворону Гарсевази размсоз
Бирафтанд бо найзаҳои дароз.

1. Л –дошт ӯй.
2. М –инон тобу овард.
3. Л –Инон тоба овард.
4. Л –Ба нахчир наршер нагзошт ӯй.
5. М –б. 1964 нест.

Фаровон бигаштанд гирди зиреҳ,
Зи майдон зиреҳ - бар нашуд[1] як гиреҳ.

Сиёвуш сипар хост гелӣ чаҳор,
Ду ҷавшан дигар з-оҳани обдор.

Камон хост бо тирҳои ходанг,
Шаш андар миёну се чӯба*[2] ба чанг.

Яке дар камон ронду бифшорд рон,
Назора ба гирдаш[3] сипоҳ обдор.

Бар он чор испар ду ҷавшан дигар
Гузар кард тири шаҳи номвар.

Бизад ҳам бар он гуна даҳ чӯба*[4] тир,
Бар ӯ офарин кард[5] барнову пир.

Аз онҳо яке бе гузора намонд,
Ҳаме ҳар касе номи Яздон бихонд.

Бад-ӯ гуфт Гарсеваз;[6] «Эй шаҳрёр,
Ба Эрону Турон туро нест ёр.

Биё, то ману ту ба овардгоҳ
Битозем ҳар ду ба пеши сипоҳ.

Бигирем ҳар ду дуволи камар
Ба кирдори ҷангӣ ду пархошвар.

1. И –на бар шуд зиреҳ.
2. М –якеро.
3. И –бар ӯ-бар.
4. М –сечӯба.
5. ЛМ –хонд.
6. ИЛ –Гаршеваз.

Зи туркон маро нест ҳамто касе,
Чу аспам набинӣ зи аспон басе.[1]

В-аз эронсипаҳ нест ҳамтои ту,
Ҳамоварди ту ё ба болои ту.

Гар эдун ки бардорамат ман зи[2] зин,
Туро ногаҳон барзанам бар замин,

Чунон дон, ки аз ту диловартарам,*[3]
Ба мардиву нерӯ[4] зи ту бартарам.*[5]

В-агар ту маро барниҳӣ бар замин
Нагардам ба ҷое, ки ҷӯянд кин».

Сиёвуш бад-ӯ гуфт к-«Ин худ магӯй,
Ки ту меҳтарӣ, шери пархошҷӯй.

Ҳамон аспи ту шоҳи аспи ман аст,
Кулоҳи ту озаргушаспи ман аст.

Ҷуз аз ту, зи Турон касе баргузин,
Ки бо ман бигардад на аз роҳи кин».

Бад-ӯ гуфт Гарсеваз,[6] «Эй номҷӯй,
Зи бозӣ зиёне наёяд ба рӯй,

Ки овард гиранд бо якдигар,
Бигиранд як -ду[7] дуволи камар».

1. Л –Гар оянд аз эшон ба пешам басе.
2. И бардорам аз пушти.
3. М –тановартарам.
4. М –аспу ба майдон диловартарам.
5. Л –Ба обу ба мардӣ.
6. ИЛ –Гаршеваз.
7. Л –ҳар ду.

Сиёвуш бад-ӯ гуфт, к-«Ин рой нест,
Маро бо набарди ту худ пой нест.

Набарди ду тан ҷанги майдон бувад
Пур аз хашм агар чеҳр[1], хандон бувад.

Зи гетӣ бародар туӣ шоҳро,
Ҳаме зери наъл оварӣ моҳро.

Кунам ҳар чи гӯӣ, ба фармони ту
В-аз ин нашканам*[2] рою паймони ту.

Зи ёрон яке шери ҷангӣ бихон,
Бар ин тезтаг борагӣ барнишон.[3]

Гар эдун, ки роят набарди ман аст,
Сари саркашон зери гарди ман аст.

Бикӯшам, ки нангӣ нагардам ба кор
Ба наздики он номвар шаҳрёр».

Бихандид Гарсевази номҷӯй
Ҳамоно хуш омад-ш гуфтори ӯй.

Ба туркон чунин гуфт, к-«Эй саркашон,
Кӣ хоҳад, ки гардад ба гетӣ нишон?

Яке бо Сиёвуш набард оварад,
Сари саркашон зери гард оварад».

Нияюшанда буданду лаб бо гиреҳ,
Ба посух биёмад Гурӯи Зиреҳ.

1. М –Бар ин бишканам.
2. Л –чеҳра.
3. И –б. 1990 -1991 нест.

«Манам, - гуфт, - шоистаи коркард,
Агар нест ӯро касе ҳамнабард».

Сиёвуш зи гуфти Гурӯи Зиреҳ
Бурӯ пур зи чин карду рух пургиреҳ.

Бад-ӯ гуфт Гарсеваз, «Эй шаҳрёр,
Зи гурдони лашкар варо нест ёр».

Сиёвуш бад-ӯ гуфт, к-«Аз ту гузашт,
Набарди бузургон маро хор гашт.

Аз эшон ду ял бояд*[1] ороста,
Ба майдон набарди маро хоста».

Дигар саркаше буд номаш Дамур,
Ки ҳамто набудаш ба Турон ба зӯр.

Чу бишнид гуфти Сиёвуш,*[2] чу дуд
Биёмад, набардаш басечид зуд.[3]

Бирафтанд печон Дамуру Гурӯй,
Сиёвуш ба овард бинҳод рӯй.

Ба банди миёни Гурӯи Зиреҳ
Фурӯ бурд чанголу барзад гиреҳ,[4]

Зи зин баргирифташ, ба майдон фиканд,
Ниёзаш наёмад ба гурзу каманд.

В-аз он пас бипечид сӯи Дамур,
Гирифташ бару гардани ӯ ба зӯр.

1. М – бошад.
2. М – гуфти Сиёвуш шунидаш.
3. ИЛ – б. 2003, 2004 нест.
4. ТПЗ – Сиёвуш гирифташ дуволи камар
Намудаш зи бозуи фаррух ҳунар.

Чунон хораш аз пушти зин баргирифт,
Ки монданд гарданкашон[1] дар шигифт.*[2]

Чунон пеши Гарсеваз овард х(в)аш,
Ту гуфтӣ, яке мурғ дорад ба каш.[3]

Фуруд омад аз аспу бифшорд даст,
Пур аз ханда бар тахти заррин нишаст.

Барошуфт Гарсеваз аз кори ӯй,
Ғамӣ шуд дилаш, зард русори ӯй.

В-аз он тахти заррин ба айвон шуданд,
Ту гуфтӣ, ки бар авҷи кайвон шуданд.

Нишастанд як ҳафта бо руду май
Ҳама номдорони[4] фархундапай.

Ба ҳаштум ба рафтан гирифтанд соз,
Сиёвуш ҳама ҳар чи будаш ба роз,

Яке нома бинвишт наздики шоҳ,
Пур аз лобаву пурсиши некхоҳ.

В-аз он пас мар ӯро басе ҳадя дод,
Бирафтанд аз он шаҳри обод шод.

Фаровон бигуфтанд бо якдигар,
Аз он пурҳунар шоҳу он буму бар.

Чунин гуфт Гарсевази кинаҷӯй,[5]
Ки «Моро бад омад зи Эрон ба рӯй.

1. И – Ки гурдон бимондан аз ӯ.
2. М – пур шигифт.
3. Л – б. 2010 нест.
4. И – паҳлавонони.
5. И – Гаршевази зиштхӯй.

Яке мардро шоҳ аз Эрон бихонд,
Ки аз нанг моро ба хун дарнишонд.[1]

Ду шери жиён чун Дамуру Гурӯй,
Ки буданд гурдони пархошҷӯй,

Чунон зору бечора[2] гаштанд хор,
Зи[4] чанголи нопокдил як савор.

Саранҷом аз ин бугзаронад[3] сухун,
На сар бинам ин кори шаҳро,[4] на бун».[5]

## БОЗГАШТАНИ ГАРСЕВАЗ ВА БАДГӮӢ КАРДАН ПЕШИ АФРОСИЁБ

Чунин то ба даргоҳи Афросиёб
Бирафту накард эч орому хоб.

Чу наздики солори туронсипоҳ
Расиду бипурсид ҳар гуна шоҳ.

Фаровон сухан гуфту нома бидод,
Бихонду бихандиду баргашт шод.

Нигаҳ кард Гарсевази[6] номдор,
Бад-он тоза рухсораи шаҳрёр.

Ҳаме буд якдил пур аз кину дард,
Бад-он гаҳ, ки хуршед шуд лоҷвард,[7]

1. И – б. 2020 нест.
2. Л – бекор.
3. Л – Ба.
4. ИЛ – бугзаронам.
5. И – кор пайдо.
6. Л – На саррост ин кор, на низ бун.
7. ИЛ – Гаршеваз.

Ҳама шаб бипечид, чун*[1] рӯзи пок
Ҳаме ҷомаи қиргун кард чок,*[2]

Сари марди кина наёмад[3] ба хоб,
Биёмад ба наздики Афросиёб.

Зи бегона пардахта[4] карданд ҷой,
Нишастанду гуфтанд[5] ҳар гуна рой.

Бад-ӯ гуфт Гарсеваз: «Эй шаҳрёр,
Сиёвуш дигар дорад оину кор.

Фиристода омад зи Ковусшоҳ
Ниҳонӣ ба наздики ӯ чанд гоҳ.

Зи Руму зи Чин низаш омад паём,
Ҳаме ёди Ковус гирад ба ҷом.

Бар ӯ анҷуман шуд фаровон сипоҳ,
Бупечид аз ӯ ногаҳон[6] ҷони шоҳ.

Агар Турро дил нагаштӣ дижам,
Зи[7] гетӣ ба Эраҷ накардӣ ситам.

Ду гавҳар[8] – яке оташу дигар об,
Ба дил як зи дигар гирифта шитоб.

---

1. М – то.
ТПЗ – Биёмад зи пеши рад Афросиёб
Ба кину дуруштӣ гирифта шитоб.
2. М – Ҳаме буд чун мор ғалтон ба хок.
3. Л – кин андаромад.
4. Л – пардахт.
5. ЛМ – ҷустанд.
6. Л – Напечад аз ӯ як замон.
7. И – ба.
8. ЛМ – кишвар; И – лашкар.

Ту хоҳӣ, ки бар*[1] хира ҷуфт оварӣ,
Ҳаме*[2] бодро дар нуҳуфт оварӣ.

Агар кардаме бар ту ин бад ниҳон,
Маро зиштномӣ будӣ дар ҷаҳон».[3]

Дили шоҳ аз ин[4] кор шуд дардманд,
Пур аз ғам шуд аз рӯгори нажанд.*[5]

Бад-ӯ гуфт: «Бар ман туро меҳри хун
Бичунбиду шуд мар*[6] туро раҳнамун.

Се рӯз андар ин кор рой оварем,
Суханҳои беҳтар ба ҷой оварем.

Чу ин кор гардад хирадро дуруст,
Сари ришта[7] он гоҳ*[8] бояд-т ҷуст».[9]

Чаҳорум чу Гарсеваз омад ба дар,
Кулаҳ бар сару танг баста камар,

Сипаҳдори Турон варо пеш хонд,
Зи кори Сиёвуш фаровон биронд.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй ёдгори Пашанг,
Чӣ дорам ба гетӣ ҷуз аз ту[10] ба чанг?

1. М – кишон.
2. М – Агар.
3. Л – Агар.
4. ИЛ – он.
5. М – Пурандеша аз рӯзгори газанд.
6. М – дил.
7. И – кор; Л – роҳ.
8. М – Бигӯям, ки дармон чӣ бояд-т.
9. ТПЗ – Чу се рӯз бигзашт, Афросиёб
Ҳаме зад ба тадбир дар оташ об.
10. И – ба ҷуз ту.

Ҳама розҳо бар ту бояд кушод,
Ба жарфӣ бибин, то чӣ ояд-т ёд.

Аз он хоби бад шуд дили ман ғамӣ,[1]
Ба мағз[2] андаровард лахте камӣ.

Набастам ба ҷанги Сиёвуш миён,
Наёмад аз ӯ низ моро зиён.

Чу ӯ*[3] тахти пурмоя падруд кард,
Хирад тору меҳри[4] маро*[5] пуд кард.

Зи фармони ман як замон сар натофт,
Зи ман ӯ ба ҷуз некуиҳо наёфт.[6]

Супурдам бад-ӯ кишвару ганҷи хеш.
Накардем ёд аз ғаму ранҷи хеш.

Ба хун низ пайвастагӣ сохтам,[7]
Дил аз кини Эрон бипардохтам.[8]

Напечидам аз ганҷу фарзанд рӯй,[9]
Гиромӣ ду дида супурдам бад-ӯй.

Пас аз некуиҳову сад гуна ранҷ,
Фидо*[10] кардани кишвару тоҷу ганҷ[11]

1. И – Аз ин хоби бад худ дилам буд ғамӣ.
2. И – мағзи сар овард.
3. М – Чунон.
4. ИЛ – тор карду.
5. М – тор карду ҳунар.
6. ИЛ – Чу аз ман чунон некуиҳо биёфт.
7. ИЛ –сохтем.
8. ИЛ –бипардохтем.
9. Л –Бипечидам аз ҷанги ӯ низ рӯй.
10. М –ҷудо.
11. И –б. 2055 нест.

Гар эдун, ки ман бад сиголам бад-ӯй,
Зи гетӣ барояд басе гуфтугӯй.

Бар ӯ-бар баҳона надорам ба бад,
Гар аз ман бад-ӯ андаке бад расад,

Забон баркушоянд бар ман меҳон,
Дурафше шавам дар миёни ҷаҳон.[1]

Зи дад тездандонтар аз шер нест,
Ки андар дилаш бими шамшер нест,

Агар баччаи ӯ шавад дардманд,
Кунад марғзоре табоҳ аз газанд.

Агар мо бишӯрем бар бегуноҳ,[2]
Писандад куҷо[3] довари хуру моҳ?!

Надонам ҷуз он к-аш бихонам ба бар[4]*[5]
В-аз эдар фиристам-ш сӯи падар.

Агар гоҳ ҷӯяд, гар ангуштарӣ
Аз ин буму бар бигсилад доварӣ».

Бад-ӯ гуфт Гарсеваз: «Эй шаҳрёр,
Магир инчунин кори пурмоя хор.

Аз эдар гар ӯ сӯи Эрон шавад,
Бару буми мо пок вайрон шавад.[6]

---

1. ТПЗИЛ – Наёяд* писанди ҷаҳонофарин
   На низ** аз бузургони рӯи замин.
   * И –Набошад. ** Л –пеши.
2. Л –Сазад, гар бад ояд аз ӯ бар ниёҳ; И –Сазад,гар бад ояд аз ӯ бар паноҳ.
3. Л –чунин.
4. Л –Надонам ҷуз он, к-аш нахонам писар.
5. М –писар.
6. Л –б. 2063 -2065 нест.

Ҳар он гаҳ ки бегона шуд хеши ту,
Бидонист рози каму[1] беши ту.[2]

Бар ин достон зад яке раҳнамун,
Ки боде, ки аз хона ояд бурун,[3]

Набинӣ аз ӯ ҷуз ҳама дарду ранҷ.
Парокандани дудаву ному ганҷ.

Надонӣ,[4] ки парвардгори паланг
Набинад зи парварда ҷуз дарду*[5] ҷанг».

Чу Афросиёб ин сухан боз ҷуст,
Ҳама гуфти Гарсеваз[6] омад дуруст.

Пушаймон шуд аз рою кирдори хеш,
Ҳама*[7] тира донист бозори хеш.

Чунин дод посух, ки «Ман з-ин*[8] сухун
На сар нек бинам падиду на бун.

Бибошем,[9] то кори*[10] гардонсипеҳр
Чи гуна кушояд бар ин кор чеҳр.

---

1. И –аз кам в-аз.
2. ТПЗИ - Аз ӯ хештанро нигаҳдор бош,
   Шабу рӯз бедору ҳушёр бош.
   Чу бишнохт ӯ роҳи* сомони ту,
   Тавонад бадӣ кард бар ҷони ту.

   * И –рози.
3. М -кину.
4. ТПЗ – Надонанд дармони онро ба банд
   Агар бад нахоҳӣ, ту менӯш панд.
   Ба дармони ӯ кай расидан тавон,
   Сухан бишнав, эй шаҳрёри ҷаҳон.
5. Л –Ту донӣ.
6. ИЛ –Гаршеваз.
7. М –ҳаме.
8. М –ин.
9. ИЛ –Бубинем.
10. М –рози.

Ба ҳар кор беҳтар диранг аз шитоб,
Бимон, то битобад бар ин офтоб.

Бубинам, ки рои ҷаҳондор чист,
Рухи шамъи чархи равон сӯи кист.

В-агар сӯи даргоҳ хонам-ш боз,
Бичӯям сухан, то чӣ дорад[1] ба роз.

Нигаҳбони ӯ ман басам, бегумон,
Ҳаме бингарам, то чӣ гардад замон.

Чу з-ӯ ин кажӣ ошкоро шавад,
Ба ночор дил бемудоро шавад,

Аз он пас накӯҳиш набошад[2] зи кас,
Мукофоти бад ҷуз бадӣ нест бас».

Чунин гуфт Гарсевази кинаҷӯй,
Ки «Эй шоҳи бинодили ростгӯй,

Сиёвуш бад-он олату фарру гурз,
Бад –он эзадидасту он теғу гурз,

Наёяд ба даргоҳи ту бесипоҳ,
Шавад бар ту- бар тира хуршеду моҳ.

Сиёвуш на он аст, к-аш дид шоҳ,
Ҳаме б-осмон барфарозад кулоҳ.

Фарангисро ҳам надонӣ ту боз,
Ту гӯӣ шудаст аз ҷаҳон бениёз.

1. И –ронад.
2. Л –наёяд; И –наёбам.

Сипоҳат бад-ӯ боз гардад ҳама
Набошад шубон, чун набошад рама.*[1]

Сипоҳе, ки бинанд шоҳе чун ӯй.
Бад-он бахшишу рою тобанда рӯй,

Нахоҳанд аз он пас ба шоҳӣ туро,
Бара гоҳи[2] ӯрову моҳӣ туро.

Ва дигар, ки аз[3] шаҳри ободи ӯй,
Чунон буми[4] фархундабунёди ӯй,

Ту хониш, к-эдар[5]*[6] маро банда бош,
Ба хориву зорӣ таноганда бош?[7]

Надидаст кас хуфта[8] бо пил шер
На оташ дамон аз бару об зер.

Агар баччаи шери нохӯрдашир
Бипӯшад касе дар миёни ҳарир,

Диҳад нӯш ӯро зи ширу шакар,
Ҳамеша варо парваронад ба бар,[9]

Ба гавҳар шавад боз, чун шуд бузург,
Натарсад зи оҳанги пили сутург».

---

1. М –Битарсам, ки бошӣ шубон берама.
2. И –Ҳамал гардад.
3. И –к-аз он.
4. И –буд.
5. Л –хинӣ, ки эдар; И –Бихонӣ, ки эдар.
6. М –хоҳӣ, ки эдар/
7. И –Ба хорӣ ба меҳри ман оганда бош; Л –Ба хорию рои ман оганда бош.
8. И –ҷуфт.
9. ИЛ –б. 2092 нест.

Дили номдор[1] андар он баста шуд,
Ғамӣ буд пурандешаву хаста шуд.[2]

Ҳаме аз шитобаш беҳ омад диранг,
Ки пирӯз бошад худованди санг.

Ситуда набошад сари бодсор,
Бар ин достон зад яке ҳушёр,

Ки гар бод хира начастӣ*[3] зи ҷой,
Магар ёфтӣ чеҳраву дасту пой?

Сабуксор мардум на воло бувад,
Агарчи гави сарвболо бувад.[4]

Бирафтанд печону лаб[5] пурсухан,
Пур аз кин дил аз рӯзгори куҳан.

Бари шоҳ рафтӣ замон то замон
Бадандеш Гарсевази[6] бадгумон.

Зи ҳар гуна ранг андаромехтӣ,
Дили шоҳи Турон барангехтӣ.

Чунин то баромад бар ин рӯзгор,
Пур аз дарду кин шуд дили шаҳрёр.

Сипаҳбад чунин кард*[7] як рӯз рой,
Ки пардахта монад зи бегона ҷой.

---

1. ИЛМ –Пас Афросиёб.
2. ИЛМ – Ғамӣ гашту андеша пайваста шуд;
   ТПЗ – Бад-ӯ гуфт, к-ин рой бояд басе
   Наёрад шитоб андар ин ҳар касе.
3. М –бичастӣ.
4. И –нишеб аст ҷое, ки боло бувад.
5. И –печон лабон.
6. Л –Гаршеваз.
7. М –чунон дид. *2

Ба Гарсеваз[1] ин достон баркушод,
Зи кори Сиёвуш ҳаме кард ёд.

Туро[2] гуфт, аз эдар бибояд шудан,
Бари ӯ фаровон бибояд будан.

Бипурсиву гӯӣ бад-он ҷашнгоҳ
Нахоҳӣ ҳаме кард касро нигоҳ.

Ба меҳрат дили ман биҷунбад зи ҷой[3],
Яке бо Фарангис хез, эдар[4] ой!

Ниёз аст моро*[5] ба дидори ту,
Бад-он пурҳунар ҷони бедори ту.

Бар ин кӯҳи мо низ нахчир ҳаст,
Ба ҷоми забарҷад маю шир ҳаст.

Гузорем якчанду бошем шод,
Чу ояд-т аз шаҳри обод ёд.

Ба ромиш бибошу ба шодӣ хиром,
Маю ҷом бо мо[6] чаро шуд ҳаром?

Тиҳӣ кун дил аз ҷойгоҳи каён,
Ба рафтан камар сахт кун бар миён.

1. ИЛ –Гаршеваз.
2. ИЛМ –Варо.
3. ИМ –Сазад, гар биҷунбӣ ҳамоно зи ҷой. И –Ҳамоно беҳ аст, ар биҷунбӣ зи ҷой.
4. ИЛ –андар.
5. М –шаҳро.
6. И –рӯд бо ман.

## БОЗ ОМАДАНИ ГАРСЕВАЗ БА НАЗДИ СИЁВУШ

Баророст[1] Гарсевази[2] домсоз,[3]
Дили пур зи кина, сари пур зи роз.

Чу наздики шаҳри Сиёвуш расид,
Зи лашкар забоноваре баргузид.

Бад-ӯ гуфт: «Рав, бо Сиёвуш бигӯй,
Ки, эй номварзодаи[4] номҷӯй,

Ба ҷону сари шоҳи туронсипоҳ,
Ба ҷону сару тоҷи Ковусшоҳ,

Ки аз баҳри ман барнахезӣ зи гоҳ,
Ба пешам пазира наёӣ ба роҳ,

Ки ту з-он фузунӣ ба фарҳангу бахт,
Ба фарру нажоду ба тоҷу ба тахт,

Ки ҳар бодро баст бояд миён,
Тиҳӣ кардан он ҷойгоҳи каён».

Фиристода назди Сиёвуш расид,
Заминро бибӯсид, к-ӯро бидид.

Чу пайғоми Гарсеваз[5] ӯро бигуфт,
Сиёвуш ба дил гашт бо дард ҷуфт.[6]

Пурандеша биншаст бедор дер,
Ҳаме гуфт[7] розест инро ба зер.

---

1. И –Биёрост.
2. ИЛ –Гаршевази.
3. И –корсоз.
4. И –шоҳзода гави.
5. И –Гаршеваз.
6. ИМ –Ғамӣ гашт андар нуҳуфт; Л –б. 22121 нест.
7. Л –Ба дил гуфт.

Надонам, ки Гарсевази некхоҳ
Чӣ гуфтаст аз ман бад-он пешгоҳ.[1]

Чу Гарсеваз[2] омад ба даргоҳи ӯй,
Пиёда биёмад зи айвон ба кӯй.

Бипурсидаш аз роҳ в-аз кори[3] шоҳ,*[4]
Зи расми[5]*[6] сипоҳу зи тахту кулоҳ.

Паёми сипаҳдори Турон бидод,
Сиёвуш зи пайғоми ӯ гашт шод.

Чунин дод посух, ки бо ёди ӯй.
Нагардонам аз теғи пӯлод рӯй.

Ман инак ба рафтан камар бастаам,
Инон бо инони ту пайвастаам.

Се рӯз андар ин[7] гулшани зарнигор[8]
Бибошему аз бода гирем кор,[9]

Ки гетӣ сипанҷ асту пурдарду ранҷ,
Бадон кас, ки бо ғам зияд дар сипанҷ.

Чу бишнид гуфти хирадманд шоҳ,
Бупечид Гарсевази[10] кинахоҳ.

---

1. ИЛ –б. 2123 нест.
2. ИЛ –Гаршеваз.
3. Л –роҳу аз гоҳи.
4. М –роҳу аз подшоҳ.
5. Л –ҷумла.
6. М –кори.
7. Л –он.
8. И –навбаҳор.
9. ИЛ –ёр.
10. ИЛ –Гаршевази.

Ба дил гуфт, ар эдун, ки бо ман ба роҳ
Сиёвуш биёяд ба наздики шоҳ,

Бад-ин шермардиву чандин хирад,
Камони маро зери пай биспарад.

Сухан гуфтани ман шавад бефурӯғ,
Шавад пеши шаҳ чораи ман дурӯғ.

Яке чора бояд кунун сохтан,
Дилашро ба роҳи бад андохтан.

Замоне ҳаме буду хомуш бимонд.
Ду чашмаш ба рӯи Сиёвуш бимонд.

Фурӯ рехт аз дидагон оби зард,
Ба оби ду дида ҳаме чора кард.

Сиёвуш варо[1] дид пури оби чашм,
Ба сони касе, к-ӯ бипечад зи хашм.

Бад-ӯ гуфт нарм: «Эй бародар, чӣ буд?
Ғаме ҳаст, к-онро нашояд шунуд?

Гар аз шоҳи Турон шудастӣ дижам,
Ба дида даровардӣ аз дард нам,

Ман инак ҳаме бо ту оям ба роҳ,
Кунам ҷанг бо шоҳи туронсипоҳ.

Бад-он то зи баҳри чӣ озорадат,[2]*[3]
Чаро кеҳтари хештан дорадат[4]?

1. И –чу ӯ.
2. Л –ба ҳарза наёзорадат.
3. М –ҳарза наёзорадат.
4. Л –баъд аз б. 2142 ин б. омада:
Бад-он то чаро ҷӯяд озори ту,
Чаро хорӣ орад бад-ин кори ту.

В-агар душмане омадастат падид,
Ки тимору ранҷаш набояд[1] кашид,[2]

Ман инак ба ҳар кор ёри туам.
Чу ҷанг оварӣ, моядори туам.

Вар*[3] эдун, ки наздики Афросиёб
Туро тира гаштаст бар хира об,

Ба гуфтори марди дурӯғозмой,
Касе бар ту[4] аз ту гирифтаст ҷой,

Ҳама рози ин кор бо ман биҷӯй,
Ки ман бошамат з-ин ғамон чораҷӯй.[5]

Биёям, ҳама кор некӯ кунам,
Ҳамон шораро[6] з-он беоҳу кунам».[7]

Бад-ӯ гуфт Гарсеваз:[8] «Эй номдор,
Маро ин сухан нест бо шаҳрёр.

На аз душмане омадастам ба ранҷ,
Ки аз чора дурам ба мардиву ганҷ,

---

Чаро оварад бар ту ранҷу миҳан,
Шуморад туро кеҳтар аз хештан?

1. Л –бибояд.
2. И –б. 2141 -2143 нест.
3. М –Гар.
4. ИЛ –бартар.
5. И –б. 2147 нест.
6. И –Ҳама шоҳро; З –Дили шоҳро.
7. Л –б. 2148 нест;
   ТПМ – Биёям ман, ин кор осон кунам,
   Дили бадсиголон ҳаросон кунам.
8. ИЛ –Гаршеваз.

Зи гавҳар маро дар дил андеша хост,
Ки ёд омадам он суханҳои*[1] рост.

Нахустин зи Тур андаромад бадӣ,
Ки бархост з-ӯ фарраи эзадӣ.

Шунидӣ, ки бо Эраҷи камсухун
Ба оғози кина чӣ афканд бун?

Зи кори Манучеҳру Афросиёб
Шудаст оташ Эрону Турон чу об.[2]

Ба як ҷой ҳаргиз наёмехтанд,
Зи банди хирад дур бигрехтанд.

Сипаҳдори Турон аз он бадтар аст,
Кунун гови беша ба чарм-андар аст.

Надонӣ ту хӯи бадаш бегумон,
Бимон, то барояд бар ин-бар замон.

Нахустин зи Ағрирас андоза[3] гир,
Ки бар дасти ӯ кушта шуд хир-хир.[4]

Бародар зи як колбад буду*[5] пушт,
Чунон бехирад бегунаҳро бикушт.

В-аз он пас[6] басе номвар бегуноҳ
Бигаштанд бар дасти ӯ бас табоҳ.[7]

---

1. М –Бибояд сухан гуфт аз роҳи.
2. Л – Аз он ҷойгаҳ то ба Афросиёб
   Шуд ин буми Эрону Турон хароб.
3. И –андеша.
4. ИЛ –хира хир.
5. М –ҳам аз колбад ҳам зи.
6. И –эшон.
7. ИЛМ –Шудастанд бар дасти ӯ –бар табоҳ.

Маро з-ин сухан вижа андӯҳи туст,
Ки бедордил бошиву[1] тандуруст.

Ту то омадастӣ бар ин буму бар,
Касеро наёмад зи ту бад ба сар.

Ҳама*[2] мардумӣ ҷустиву ростӣ,
Ҷаҳоне ба дониш биёростӣ

Кунун хира оҳармани дилгусил
Варо аз ту кардаст пурдоғ дил.

Диле дорад аз ту пур аз дарду кин,
Надонам, чӣ хоҳад ҷаҳонофарин.

Ту донӣ, ки ман дӯстдори туам,
Ба ҳар неку бад вижа ёри туам.

Набояд, ки фардо гумоне барӣ,
Ки ман будам огаҳ аз ин доварӣ.

Бикардам туро огаҳ аз кори шоҳ,
Маро бошад аз ин нуҳуфтан гуноҳ».[3]*[4]

Сиёвуш бад-ӯ гуфт: «М-андеш аз ин,
Ки ёр аст бо ман ҷаҳонофарин.[5]

Сипаҳбад ҷуз ин карда будам умед,
Ки бар ман шаб орад ба рӯзи сапед.

---

1. И –бодиву.
2. М –ҳаме.
3. ИЛ –б. 2168 нест.
4. М –Пас аз б. 2167 ин б. омада:

   Бияндешу инро яке чора ҷӯй,
   Суханҳои хубу баандоза гӯй.
5. Л –Пас аз –б. 2169 ин б. омада:

   Пас он гаҳ чунин дод посух бад-ӯй;
   Ки эй некдил меҳтари ростгӯй.

Гар озор будиш дар дил зи ман,
Сарам бар наафрохтӣ з-анҷуман.

Надодӣ ба ман кишвару тоҷу гоҳ,
Бару буму фарзанду ганҷу сипоҳ.

Кунун бо ту оям ба даргоҳи ӯй,
Дурахшон кунам тирагун моҳи ӯй.

Ҳар он ҷо, ки равшан шавад ростӣ,
Фурӯғи дурӯғ оварад костӣ,

Намоям диламро ба Афросиёб
Дурахшонтар аз бар сипеҳр офтоб,

Ту дилро бад-ӯ*[1] шодмона мадор,
Равонро ба бад дар гумона мадор.[2]

Касе к-ӯ дами аждаҳо биспарад,
Зи рои ҷаҳонофарин бугзарад».

Бад-ӯ гуфт Гарсеваз: «Эй меҳрубон,[3]
Ту ӯро бад-он сон, ки дидӣ, мадон.

Ва дигар ба ҷое, ки гардонсипеҳр
Шавад тунду чин андарорад ба чеҳр,

Хирадманди доно надонад фусун,
Ки аз чанбари ӯ сар орад бурун.

Бад-ин донишу ин дили хушманд,
Бад-ин бурзу болову рои баланд

---

1. М –ба ҷуз.
2. Л –б. 2170 -2176 нест.
3. Л –Гаршеваз, эй паҳлавон.

Надонӣ ҳаме чора аз меҳр боз,
Набояд, ки бахти бад ояд фароз.

Ҳаме мар туро банду тунбал фурӯхт,
Ба чора*[1] ду чашми хирадро бидӯхт.

Нахустин,*[2] ки домод кардат ба ном,
Ба хира шудӣ з-ин сухан шодком.

Ва дигар, к-ат аз хештан кард дур,[3]
Ба рӯи бузургон ҳаме кард сур.[4]

Бад-он, то ту густох гардӣ[5] бад-ӯй,
Фурӯ монад андар ҷаҳон гуфтугӯй.

Туро ҳам зи[6] Ағрираси ҳушманд[7]
Фузун нест хешиву пайванду банд.

Миёнаш ба ханҷар ба ду ним кард.
Дили номдорон пур аз[8] бим кард.

Ниҳонаш ҳамин[9] ошкоро кунун,
Чунон*[10] дону эмин машав з-ӯ ба хун.

Хирад буду аз ҳар даре пеша буд,[11]
Маро ҳар чи андар дил андеша буд,

---

1. М –найранг.
2. М –Нахуст он.
3. И –Дувум он ки аз хештан дур кард; ЛМ –Ва дигар-т аз хештан дур кард.
4. ИЛМ –Яке сур кард.
5. ЛМ –бошӣ.
6. Л –чу.
7. ЛМ –арҷманд.
8. ИЛМ –Сипаҳро ба кирдори бад.
9. Л –ба беш; И –бубин.
10. М –Чунин.
11. ТПЗИЛ – Ҳамон озмоиш буд аз рӯзгор
Аз ин кинавар тирадил шаҳрёр.

Ҳама пеши ту як ба як рондам,
Чу хуршеди тобанда бархондам.

Ба Эрон падарро биёндохтӣ,
Ба Турон ҳаме шорсон сохтӣ.

Чунин дил бидодӣ ба гуфтори ӯй,
Бигаштӣ ҳаме гирди тимори ӯй.

Дарахте буд ин худ нишонда ба даст,
Ки буд[1] бори ӯ заҳру баргаш кабаст».

Ҳаме гуфту мижгон пур аз об кард,
Пурафсун дилу лаб пур аз боди сард.

Сиёвуш нигаҳ кард хира бар ӯй,
Зи дида ниҳода ба рух - бар ду ҷӯй.

Ба ёд омадаш рӯзгори газанд,
К-аз ӯ бугсилад меҳр чархи баланд.

Ба рӯзи ҷавонӣ сар ояд-ш кор,
Басе барнаёяд бар ӯ рӯзгор.[2]

Дилаш гашт пурдарду рухсора зард,
Пур аз ғам равон, лаб пур аз боди сард.

Бад-ӯ гуфт: «Ҳар чун, ки мебингарам[3],
Ба бодафраи бад на андарх(в)арам.

Ба гуфтору кирдору аз пешу пас
Зи ман ҳеч нохуб нашнид кас.

1. ИЛМ –Ҳама.
2. И –Намонад бар ӯ-бар басе рӯзгор.
3. Л -ман бингарам.

Чи густох шуд даст бо ганҷи ӯй,
Бупечад ҳамоно дил аз ранҷи ӯй.

Агарчи бад ояд ҳаме бар сарам,
Ман[1] аз рою фармони ӯ нагзарам.

Биёям кунун бо ту ман бесипоҳ,
Бубинам, ки аз чист озори шоҳ».

Бад-ӯ гуфт Гарсеваз: «Эй номҷӯй,
Туро омадан пеши ӯ нест рӯй.

Ба пой андар оташ набояд шудан,
На бар мавҷи дарё-бар эмин будан.

Ҳаме хира бар бад шитоб оварӣ,
Ҳаме[2] бахти хандон ба хоб оварӣ.

Ҳамоно туро ман басам поймард,
Бар оташ магар барзанам оби сард.

Яке посухи нома бояд навишт,
Падидор кардан ҳама хубу зишт,

Зи кин ар бубинам сари ӯ тиҳӣ,
Дурахшон шавад рӯзгори беҳӣ.

Саворе фиристам ба наздики ту,
Дурахшон*[3] кунам рои торики ту.

Умед астам аз кирдгори ҷаҳон,
Шиносандаи ошкору ниҳон,

1. И –Ҳам.
2. ИЛ –Сари.
3. М –Дурафшон.

Ки ӯ боз гардад сӯи ростӣ,
Шавад дур аз каҷживу костӣ.[1]

В-агар бинам андар сараш печу тоб,
Ҳаюне фиристам ҳам андар шитоб.

Ту з-он сон ки бояд, ба зудӣ бисоз,
Макун кор бар хештан-бар дароз.

На дур аст аз эдар ба ҳар[2] кишваре,
Ба ҳар номдореву ҳар меҳтаре.

Саду бист фарсанг аз эдар ба Чин
Ҳамон сесаду чил ба Эронзамин.[3]

Аз ин сӯ ҳама дӯстдори туанд,
Ҳама банда дар кору бори туанд.

В-аз он сӯ падар орзуманди туст,
Сипаҳ бандаву шаҳр*[4] пайванди туст,

Ба ҳар сӯ яке номае кун дароз,[5]
Басечида бошу диранге масоз».

Сиёвуш ба гуфтори ӯ бигравид,
Чунон ҷони бедори ӯ бишнавид.

Бад-ӯ гуфт: «Аз он дар, ки рондӣ сухун,
Зи гуфтору роят нагардам зи бун.

---

1. И –б. 2211 -2213 нест.
2. И –ҳама.
3. Л –б. 2217 нест.
4. М –бандаи меҳру.
5. ЛМ –ба роз.

Ту хоҳишгарӣ кун, маро з-ӯ бихоҳ,
Ҳама ростӣ*[1] ҷӯю бинмой роҳ».

## НОМАИ СИЁВУШ БА АФРОСИЁБ

Дабири пижӯҳандаро пеш хонд,
Суханҳои огандаро барфишонд.[2]

Нахуст офаринандаро ёд кард,
Ки ӯ бандаро аз ғам озод кард.

Аз он пас хирадро ситоиш гирифт,
Абар[3] шоҳи Турон ниёиш гирифт.

Ки «Эй шоҳи пирӯзу[4] беҳрӯзгор,
Замона мабодо зи ту ёдгор!

Маро хостӣ, шод гаштам бад-он,[5]
Ки бодо нишасти ту бо мӯбадон.

Ва дигар Фарангисро хостӣ,
Ба меҳру вафо дил биёростӣ.

Фарангис ноланда буд ин замон,
Ба лаб ночарону ба тан ночамон.

Бихуфту[6] маро пеши болин[7] бубаст,
Миёни ду гетиш бинам нишаст.

---

1. М –Ҳамон оштӣ.
2. ТПЗИЛ – Бифармуд аз вай ба Афросиёб
   Яке нома равшан чу дурри хушоб.
3. И –бари.
4. ИЛ –фархунда.
5. Л –аз он.
6. Л –биҳуфта.
7. Л –бистар.

Маро дил пур аз рои дидори туст,
Равонам фурӯзон зи гуфтори туст.[1]

Зи нолandагӣ чун сабуктар шавад,
Фидои тани шоҳи кишвар шавад.

Баҳона маро низ озори ӯст,
Ниҳонӣ маро дарду тимори ӯст».

Чу нома ба мӯҳр андаромад, бидод
Ба зудӣ ба Гарсевази[2] баднажод.

Диловар се аспи таковар бихост,
Ҳаме тохт яксар шабу рӯз рост.

Ба серӯза паймуд роҳи дароз
Чунон сахт роҳе нишебу фароз.[3]

Чаҳорум биёмад ба даргоҳи[4] шоҳ
Забон пурдурӯғу[5] равон пургуноҳ.

Фаровон бипурсидаш Афросиёб,
Чу дидаш пур аз ранҷу сар пуршитоб.[6]

«Чаро бошитоб омадӣ, -гуфт шоҳ,
Чи гуна сипардӣ чунин дур роҳ?».

Бад-ӯ[7] гуфт: «Чун тира шуд рӯзгор,
Нашояд сипардан ба бад рӯзгор.[8]

1. И –Ки кишвар пур аз ранҷи кирдори туст; Л –Ду кишвар пур аз ранҷу кирдори туст.
2. ИЛ –Гаршевази.
3. Л –б. 2237 нест.
4. ЛМ –наздики.
5. ЛМ –Пур аз бад забону.
6. Л –пур зи тоб.
7. ИЛ –варо.
8. ЛМ –Шудан сокин он гаҳ наёяд ба кор.

Сиёвуш накард эч бар ман нигоҳ,
Пазира наёмад маро худ ба роҳ.

Сухан низ нашниду нома нахонд,
Маро зери[1] тахташ ба зону[2] нишонд.

Аз Эрон бад-ӯ[3] нома пайваста шуд,[4]
Ба мо-бар дари шаҳри ӯ баста шуд.[5]

Сипоҳе зи Руму сипоҳе зи Чин,
Ҳаме ҳар замон бархурӯшад замин.

Ту бар кори ӯ гар диранг оварӣ,
Магар бод аз он пас ба чанг оварӣ.

Агар дер созӣ ту,[6] ҷанг оварад,
Ду кишвар ба мардӣ ба чанг оварад.

В-агар сӯи Эрон биронад сипоҳ,
Кӣ ёрад шудан сӯи*[7] ӯ кинахоҳ?

Туро кардам огаҳ зи кирдори ӯй,
Набояд, ки печӣ ту аз кори ӯй».[8]*[9]

## ОМАДАНИ АФРОСИЁБ БА ҶАНГИ СИЁВУШ

Чу бишнид Афросиёб ин сухан,
Бар ӯ тоза шуд рӯзгори куҳан.

---

1. ИЛМ –пеши.
2. ИЛМ –поён.
3. Л –ба вай.
4. И –гашт.
5. И –гашт.
6. ЛМ –Ту гар дер гириш; И – В-агар дер гирӣ ту.
7. М –пеши.
8. ЛМ Жул Мул – Ту огаҳ надорӣ зи кирдори хеш,
   В-аз он пас бупечӣ зи бозори хеш.
9. М-б. 2249 нест.

Дилаш гашт пуроташу сар зи бод,
Ба Гарсеваз[1] аз хашм посух надод.

Бифармуд, то баркашиданд[2] ной,
Ҳамон синҷу шайпуру ҳиндидарой.

Бурун рафт аз Ганги хандонбиҳишт,
Дарахте зи кина ба наввӣ бикишт.[3]

Бад-он гаҳ, ки Гарсевази[4] пурфиреб
Гарон кард бар зин дуволи рикеб,

Сиёвуш ба парда даромад*[5] ба дард,
Танаш ларз-ларзону рухсора зард.

Фарангис гуфт: «Эй гави шерчанг,[6]
Чӣ будат, ки дигар шудастӣ ба ранг?».

Чунин дод посух, ки «Эй хубрӯй,
Ба Турон сияҳ шуд маро обрӯй.

Надонам, ки посух чӣ ронам ҳаме,
Дар ин кор хира бимонам ҳаме.[7]

Агар рост гуфтори Гарсеваз аст,
Зи паргор баҳра маро марказ аст».

---

1. Л –Гаршеваз.
2. ЛМ –дармиданд.
3. ТПЗ – Пур аз хашму кина сипаҳро бихонд,
Бияндохт он номарову нахонд.
Ба гуфтори Гарсевази бадкуништ
Ба наввӣ дарахте зи кина бикишт.
4. ИЛ –Гаршеваз.
5. М –биёмад.
6. Л –тезчанг.
7. И –б. 2258 нест.

Фарангис биграфт гесӯ ба даст,
Ба фундуқ гули арғавонро бихаст.

Пур аз хун шуд он сунбули[1]*[2] мушкбӯй,
Дилаш шуд пуроташ, пур аз об рӯй.[3]

Ҳаме ашк борид[4] бар кӯҳи сим,
Ду лола зи хушшоб карда[5] ду ним.

Ҳаме канд мӯю ҳаме рехт об
Зи гуфтору кирдори Афросиёб.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй шоҳи гарданфароз,
Чӣ созӣ кунун, зуд букшой роз.

Падар худ диле дорад аз ту ба дард,
Аз Эрон наёрӣ сухан[6] ёд кард.

Сӯи Рум раҳ бо диранг оядат,
Сӯи Чин напӯӣ, ки нанг оядат.[7]

Зи гетӣ киро гирӣ акнун паноҳ,
Паноҳат Худованди хуршеду моҳ».[8]

---

1. Л –маснади; И –гесӯи.
2. М –бӯсад.
3. И –Ба ду рух кушода ҳам аз дида ҷӯй.
4. Л –мушк пошид; И –мушк борид.
5. Л –шуд бар; И –гашта.
6. И –ҳаме.
7. Л –Ба наввӣ сухан низ танг оядат.
8. ТПЗИЛ – Ситам бод бар ҷони ӯ моҳу сол,
Куҷо бар тани ту шавад бадсигол!*
Сиёвуш бад-ӯ гуфт, к-«Эй моҳрӯй,
Бад-ин гуна маҳрӯшу маҳрош рӯй.
Ба додор кун пушту андуҳ мадор,
Гузар нест аз ҳукми парвардгор».

* ИЛ –танҳо б. якум мавҷуд аст.

Бад-ӯ гуфт: «Гарсевази некхоҳ[1]
Ба мужда[2] биёяд зи[3] наздики шоҳ.

Куҷо ӯ бубахшуду дил нарм кард,
Сари кинаи худ пурозарм кард».

Бигуфт ину зӣ додгар кард пушт,
Дилаш тира аз рӯзгори дурушт.

## ХОБ ДИДАНИ СИЁВУШ

Се рӯз андар ин кор бигрист зор
Аз он бевафо гардиши рӯзгор.[4]

Чаҳорум шаб андар бари моҳрӯй
Ба хоб-андарун буд дайҳимҷӯй.[5]

Биларзид в-аз хоб хира[6] биҷаст,
Хурӯше баровард чун пили маст.

Ҳаме дошт андар бараш хубчеҳр
Бад-ӯ гуфт: «Шоҳо, чӣ будат ба меҳр?»

Хурӯшиду шамъе барафрӯхтанд.
Бараш уду анбар ҳаме сӯхтанд.

Бипурсид аз ӯ духти Афросиёб,
Ки «Фарзона шоҳо! Чӣ дидӣ ба хоб?»

Сиёвуш бад-ӯ гуфт, к-«Аз хоби ман
Лабат ҳеч макшой бар анҷуман.

---

1. Л –Гаршеваз акнун ба роҳ; И –Ҳаме гуфт Гаршеваз акнун зи роҳ.
2. ИЛ –Ҳамоно.
3. ИЛ –ба.
4. Л –б. 2269 -2271 нест.
5. ИЛ –бо рангу бӯй.
6. ИЛМ –хоби нӯшин.

Чунон дидам, эй сарви симин, ба хоб,
Ки будӣ[1] яке бекарон рӯди об,

Яке кӯҳи оташ ба дигар карон,
Гирифта лаби об ҷавшанварон.[2]

Ба[3] як сӯ шудӣ оташи тез гирд,
Барафрӯхтӣ з-ӯ Сиёвахшгирд.[4]

Ба[5] як даст оташ, ба як[6] даст об,
Ба пеш андарун пилу Афросиёб.

Бидидӣ маро, рӯй кардӣ дижам,
Дамидӣ бар он оташи тездам».[7]

Фарангис гуфт: «Ин ҷуз аз некувӣ
Набошад, як имшаб магар биғнавӣ.

Ба Гарсеваз ояд ҳама бахти шум
Шавад кушта бар дасти солори Рум».[8]

Сиёвуш сипаҳро саросар[9] бихонд,
Ба даргоҳу айвонашон барнишонд.[10]

Басечида биншаст ханҷар ба чанг,
Талоя фиристод бар сӯи Ганг.

---

1. И –ҳастӣ.
2. ИЛ –найзаварон.
3. ИЛМ –Зи.
4. Л –баромад ҳаме то ба Хуршедгирд.
5. ИЛ –Зи.
6. ИЛ –зи.
7. ТПЗ – Чу Гарсеваз он оташ афрӯхтӣ,
   Аз афрӯхтан мар маро сӯхтӣ.
8. ТПЗЛ – Кунун шодмон бошу андуҳ мах(в)ар,
   Ки ҷуз некуӣ худ набошад дигар.
9. Л – якояк.
10. Л – Ба даргоҳи айвон замоне бимонд; И – ба даргоҳи айвон замоне нишонд.

Ду баҳра чу аз тирашаб даргузашт,
Савори талоя биёмад зи дашт,

Ки Афросиёбу фаровон сипоҳ
Падид омад аз дур тозон ба роҳ.

Зи наздики Гарсеваз омад наванд,
Ки бар чораи ҷон миёнро бубанд.

Наёмад зи гуфтори ман ҳеч суд,
Зи оташ набинам магар тира дуд.

Нигар, то чӣ бояд кунун сохтан,
Сипаҳро куҷо бояд андохтан.

Сиёвуш надонист бозори ӯй,
Ҳаме рост пиндошт гуфтори ӯй.

Фарангис гуфт: «Эй хирадманд шоҳ,
Макун ҳеч гуна ба мо-дар нигоҳ.

Яке бораи гомзан - бар нишин,
Мабош эч эмин ба Туронзамин.

Туро зинда хоҳам, ки[1] монӣ ба ҷой,
Сари хештан гиру эдар[2] мапой?»

---

1. Л – Туам зинда бояд, ки: И – Туро зинда бояд, ки.
2. Л – касро; И – моро.

## АНДАРЗ КАРДАНИ СИЁВУШ ФАРАНГИСРО

Сиёвуш бад-ӯ гуфт, к -«Он хоби ман
Ба ҷой омаду тира шуд оби ман.

Маро зиндагонӣ сар омад ҳаме,
Ғами рӯзи талх андаромад ҳаме.[1]

Гар айвони ман[2] сар ба кайвон кашид,[3]
Ҳамон заҳри маргам бибояд чашид.[4]

Агар сол[5] гардад ҳазору дувист,
Ба ҷуз хоки тира маро ҷой нест.

Яке синаи шер бошад-ш ҷой,
Яке каргасу дигареро ҳумой.[6]

Зи шаб рӯшноӣ наҷӯяд[7] касе,
Куҷо баҳра дорад зи дониш басе.

Туро панҷ моҳ аст обастанӣ
Аз ин номвар баччаи растанӣ.

Дарахти гузини ту бор оварад,
Яке номвар шаҳрёр оварад.

Сарафроз Кайхусраваш ном кун,
Ба ғам хӯрдан ӯро дилором кун.

---

1. ТПЗИЛ – Чунин аст кирдори чархи баланд,
Гаҳе шод дорад, гаҳе мустаманд.
2. И – мо.
3. И – кайвон-дар аст.
4. И – Аз ӯ баҳраи мо яке чодар аст.
5. ЛМ – умр.
6. И – Дигар чанги каргас бувад ё ҳумой.
7. Л – наёбад.

Зи хуршеди тобанда то тирахок
Гузар нест аз доди Яздони пок.

Зи парри паша то паи жандапил,
Ҳамон чашмаи обу дарёи Нил

Ниҳонӣ маро хоки Турон бувад,
Кӣ гӯяд, ки хокам ба Эрон бувад?

Чунон гардад ин гунбази тезрав,
Сарои куҳанро нахонанд*[1] нав.

Аз ин пас ба фармони Афросиёб
Маро бахти хуррам дарояд ба хоб.

Бибурранд бар бегунаҳ ин сарам,
Ба[2] хуни ҷигар-бар ниҳанд афсарам.

На тобут ёбам, на гӯру кафан,
На бар ман бигиряд касе з-анҷуман.[3]

Бимонам ба сони ғарибон ба хок,
Сарам гашта[4] аз тан ба шамшер чок.

Ба хорӣ туро рӯзбонони шоҳ
Сару тан бараҳна барандат ба роҳ.

Биёяд сипаҳдор Пирон ба дар,
Ба хоҳиш бихоҳад туро аз падар.

Накарда гуноҳе ба ҷон зинҳор
Ба айвони хешат барад хору зор.*[5]

1. М – Набинанд.
2. ИЛМ – Зи.
3. И – Ба ман-бар бигирянд зор анҷуман.
4. ЛМ – гардад.
5. М – Бихоҳад ба коҳат барад зорвор.

Дар айвони он пирсар пурҳунар
Бизоӣ яке хусрави номвар.[1]

Аз Эрон биёяд яке чорагар,
Ба фармони додор баста камар.[2]

Аз эдар туро бо писар дар ниҳон
Сӯи рӯди Ҷайҳун барад ногаҳон.

Нишонанд бар тахти шоҳӣ варо.
Ба фармон бувад[3] мурғу моҳӣ варо.[4]

Аз Эрон яке лашкар ояд ба кин,
Пурошӯб гардад саросар замин.

Бар ин гуна хоҳад гузаштан сипеҳр,
Нахоҳад шудан ром бо кас[5] ба меҳр.

Басо лашкаро, к-аз паи кини ман
Бипӯшанд ҷавшан ба оини ман.

Зи гетӣ саросар барояд хурӯш,
Замона зи Кайхусрав ояд ба ҷӯш.[6]

Паи Рахши Рустам замин биспарад,
Зи Турон касеро ба кам нашмарад.

---

1. Зи – Ниҳӣ андар айвони Пирон ту бор
Ба фармони додори парвардгор.
2. ТПЗИ – Бувад номи он гурди пурмоя Гев,
Ба Турон набинӣ чун ӯ низ нев.
3. И – шавад.
4. ТПЗ – Чу тоҷи бузургӣ ба чанг оядаш,
Ба кин даст ёзад, ки танг оядаш.
Чу гардад замин сабзу куҳ лолапӯш,
Замона зи Кайхусрав ояд ба ҷӯш.
5. Л – бо ман.
6. ТПЗИЛ – Басо сурху зарду сиёҳу бунафш,
К-аз Эрон ба Турон бибинӣ* дурафш.
* Л – Тур андарояд.

Ба кини ман*[1] имрӯз то растахез
Набинӣ ҷуз аз гурзу шамшери тез».

В-аз он[2] пас Сиёвахши озодмард
Рухонро ба сӯи Фарангис кард.[3]

Варо[4] кард падруд, бо ӯ бигуфт,
Ки «Ман рафтанӣ гаштам, эй нек ҷуфт.

Бар ин гуфтаҳо-бар ту дил хаста[5] кун,
Дил[6] аз ноз в-аз тахт пардахта[7] кун».

Хурӯше бароварду*[8] дил пур зи дард
Бурун рафт аз айвон ду рухсора зард.

Ҷаҳоно, надонам чаро парварӣ,
Чу парвардаи хешро бишкарӣ[9]?

Фарангис рух хastaву канда[10] мӯй,
Равон карда бар рух зи ду дида[11] ҷӯй.

Сиёвуш чу бо ҷуфт ғамҳо бигуфт,
Хурӯшон бад-ӯ андаровехт ҷуфт.

Рухаш пур зи хуни дилу дида гашт,
Сӯи охури тозиаспон гузашт,

1. М- кинам.
2. Л – Аз он.
3. И – б. 2326 нест.
4. ИЛ – Фарангисро.
5. ИЛ – сахт.
6. ИЛ – тан.
7. ИЛ – пардохт.
8. М – Хурӯшу фиғон карду.
9. Л – Чу парвардияш, мечаро бишкарӣ.
10. Л – рухро ҳамеканду.
11. Л – дида ду.

Биёвард шабранги беҳзодро,
Ки дарёфтӣ рӯзи кин бодро.

Хурӯшон сарашро ба бар баргирифт,*[1]
Лагому[2] фисораш зи сар баргирифт.

Ба гӯш-андараш гуфт рози дароз,
Ки бедордил бошу бо кас масоз.

Чу Кайхусрав ояд ба кин хостан,
Инонаш туро бояд оростан.

Аз охур бибур дил ба якборагӣ,
Ки ӯро ту бошӣ ба кин борагӣ.

Варо борагӣ бошу гетӣ бикӯб,
Зи душман ба наълат заминро бирӯб.[3]

Дигар маркабонро ҳама кард пай,
Ба шамшер бибрид бар сони най.[4]

Ба ганҷ-андар оганда чизе ки буд,
Зи айвону гулшан баровард дуд.

Зи дебову динору дурру гуҳар,
Зи тоҷу зи теғу кулоҳу камар.

1. М – даргирифт.
2. ИЛ – Инону.
3. ИЛ – б. 2339 нест.
4. ИЛМ – Барафрӯхт бар сони оташ зи най.

## ГИРИФТОР ШУДАНИ СИЁВУШ БА ДАСТИ АФРОСИЁБ

Чу ин карда шуд, сози рафтан гирифт,
Зи бахти бади хеш монда шигифт.[1]

Худу саркашон сӯи Эрон кашид,
Рух аз хуни дида шуда нопадид.[2]

Чу як нима фарсанг бубрид роҳ,
Расид андар ӯ шоҳи туронсипоҳ.

Сипаҳ дид бо гурзу теғу[3] зиреҳ,
Сиёвуш зада бар зиреҳ-бар гиреҳ.

Ба дил гуфт Гарсеваз[4] «Ин рост гуфт,
Чунин ростиро набояд нуҳуфт».

Сиёвуш битарсид аз ҷони хеш,
Чу солори Турон расидаш ба пеш.[5]

Сипоҳаш[6] битарсид аз бими шоҳ,[7]
Гирифтанд туркон ҳама кӯҳу роҳ.[8]

Ҳаме бингарид ин бад-он, он бад-ин,
Ки кина ба дилшон набуд пеш аз ин.[9]

---

1. Л – б. 2341 – 2343 нест.
2. ТПЗМ – Яке аспи осударо барнишаст,
   Рух аз хуни дида шуда чун кабаст.
   Бифармуд он гаҳ ба эрониён,
   Ки бар роҳи Эрон бибандад миён.
3. И- теғу хӯду.
4. Л – Гаршеваз.
5. ИЛ – б. 2348.
6. ИЛ – Сиёвуш.
7. ИЛ – ҷон.
8. Л – Валекин намехост гаштан ниҳон; ЛМ – пас аз б. 2349 б. омада:
   Биистод, то наздаш омад сипоҳ,
   Ситоданд пеши Сиёвушшоҳ.
9. Л – Ки дар дил набуд пеш аз ин кинашон.

Зи бими Сиёвуш саворони ҷанг
Гирифтанд орому ҳушу диранг.

Чу з-он гуна диданд эрониён,
Бигуфтанд, к-эй шаҳрёри ҷаҳон,[1]

Чаро хира бояд, ки[2] моро кушанд,
Чу куштанд, бар рӯи ҳомун кашанд?[3]

Бимон, то аз эрониён дастбурд
Бубинанду машмар ту ин[4] кор хурд.

Сиёвуш чунин гуфт, к-ин рой нест,
Ҳамон ҷангро мояву ҷой нест.

Ба гавҳар бар он рӯз нанг оварам,
Ки ман пеши шаҳ ҳадя ҷанг оварам.

Маро чархи гардон агар[5] бегуноҳ
Ба дасти бадон кард хоҳад табоҳ,

Ба мардӣ маро рӯзи[6]*[7] оҳанг нест,
Ки бо кирдгори ҷаҳон ҷанг нест.

Чӣ гуфт он хирадманди борою ҳуш,
Ки бо ахтари бад ба мардӣ макӯш.

---

1. ИЛМ – Рада баркашиданд эрониён.
   Бибастанд хун рехтанро миён.
   Ҳама бо Сиёвуш гирифтанд ҷанг,
   Надиданд ҷои сукуну диранг.
2. ИЛ – кунун хира гуфтанд.
3. ИЛ – Набояд, ки бар хок танҳо кашанд.
4. Л – чунон; И – чунин.
5. И – гарданда гар.
6. Л – зӯру.
7. М – бад-он рӯз.

Чунин гуфт аз пас ба Афросиёб,
Ки «Эй пурҳунар шоҳи боҷоҳу об,

Чаро ҷангҷуй омадӣ бо сипоҳ,
Чаро кушт хоҳӣ маро бегуноҳ[1]?

Сипоҳи ду кишвар пур аз кин кунӣ,
Замону замин пур зи нафрин кунӣ».

Чунин гуфт Гарсевази[2] камхирад,
Зи ту ин суханҳо кай андар[3]хурад.

Гар эдар чунин бегуноҳ омадӣ,
Чаро бо зиреҳ назди шоҳ омадӣ?

Пазира шудан з-ин нишон роҳ нест,
Камону зиреҳ[4] ҳадяи шоҳ нест.

Сиёвуш чу бишнид гуфтори ӯй,
Бад-ӯ[5] гуфт, к-«Эй нокаси зиштхӯй,[6]

Ба гуфтори ту хира гаштам зи роҳ,
Ту гуфтӣ, ки озурда гаштаст шоҳ.

Ҳазорон[7] сари мардуми бегуноҳ
Бад-ин гуфти ту гашт хоҳад табоҳ.

---

1. Л – пас аз б. 2361 ин б. омада:
   Чаро кушт хоҳӣ касеро, ки тоҷ
   Бигиряд бар ӯ зору ҳам тахти оҷ.
2. ИЛ – Гаршеваз.
3. И – куҷо дар.
4. И – сипар.
5. И – Чунин.
6. И – киначӯй.
   ТПЗМ – Сиёвуш бидонист, к-он кори ӯст,
   Барошуфтани шоҳ бозори ӯст.
   Аз он пас, ки бишнид он зиштхӯй,
   Бад-ӯ гуфт, к-эй нокаси киначӯй.
7. И – Фаромӯш.

Ту з-ин карда фарҷом кайфар барӣ,
Зи тухме куҷо киштаӣ, бидравӣ».*[1]

В-аз он пас чунин гуфт, к-«Эй шаҳрёр,
Ба тезӣ мадор оташ андар канор.

На бозист ин хуни ман рехтан,
Або бегуноҳон баровехтан.

Ба гуфтори Гарсевази баднажод
Мадеҳ шаҳри Турону худро ба бод!»

Нигаҳ кард Гарсевази рангкор
Зи гуфти Сиёвахш бо шаҳрёр.

Барошуфту гуфт: «Эй сипаҳбад, чӣ буд?
Ба душман чаро гуфту бояд*[2] шунуд?»[3]

Чу гуфтори Гарсеваз[4] Афросиёб
Шуниду баромад баланд офтоб,

Ба лашкар бифармуд, то теғи тез
Кашанду хурӯшанд чун растахез.[5]

Сиёвахш аз баҳри паймон, ки баст,
Сӯи теғу найза наёзид даст.

Нафармуд касро зи ёрони хеш,
Ки орад яке пой дар ҷанг пеш.

1. М – бар хварӣ.
2. М – чӣ бояд-т гуфту.
3. Л – б. 2366 – 2374 нест. И – 2370 – 2374 нест.
4. ИЛ- Гаршеваз.
5. ТПЗ – Ҷаҳон пурхурӯшу ҳаво пур зи гард,
Яке бонабарду яке бенабард.

Бадандеш Афросиёби дижам
Ҳаме кард бар шоҳи Эрон ситам.[1]

Ҳаме гуфт яксар ба ҳанҷар диҳед,
Бар ин дашт киштӣ ба хун барниҳед.[2]

Аз эронсипаҳ буд марде ҳазор,
Ҳама номдор аз дари корзор,

Ҳама кушта гаштанд бар дашти кин
Зи хуншон ҳама лолагун шуд замин.[3]

Чу разми ялон сахт пайваста шуд,
Сиёвуш ба ҷанг-андарун хаста шуд.[4]

Ба тиру ба найза бишуд хаста шоҳ,
Нагун андаромад зи пушти сипоҳ,

Ҳаме гашт бар хоки тира чу маст,
Гурӯи Зиреҳ дасти ӯро бубаст.

Ниҳоданд бар гарданаш полаҳанг,
Ду даст аз паси пушт баста чу санг.

---

1. ИЛ – б. 2377 – 2379 нест.
2. Л – Дару дашти гетӣ ба хун дарниҳед; И – Дижу дашти гетӣ ба хун барниҳед.
3. ИЛ – Якояк гирифтандашон дар миён
Ҳама кушта гаштанд Эрониён;
ТПЗИЛ – Ҳама куштаву хаста,* баргашта кор,
Сар омад бад-эшон** чунон*** рӯзгор.
* ЛИ – кушта гаштанду. ** Л – бар эшон. *** И – ҳама.
4. ТПЗМ – Наёраст як турк бар рӯи шоҳ,
Наёзид даст андар он кинахоҳ.
Чу бахти Сиёвахш баргашта шуд,
Далерони ӯ яксара кушта шуд.
Гирифтанд ҳар кас абар шоҳ даст,
Бияндохта тир панҷоҳу шаст.

Равон хун бар он чеҳраи арғавон,
Чунон рӯз нодида чашми ҷавон.

Ҳаме тохтандаш пиёда кашон,
Чунон рӯзбонони мардумкушон.[1]

Бирафтанд сӯи Сиёвахшгирд,[2]
Пасу пеши ӯ-бар сипаҳ буд гирд.[3]

Чунин гуфт солори туронсипоҳ,
К-«Аз эдар ба як сӯ кашедаш зи роҳ.

Кунедаш ба ханҷар сар аз тан ҷудо
Ба шаххе, ки ҳаргиз нарӯяд гиё.

Бирезед хунаш бар он гармхок,
Мамонед деру мадоред бок».[4]

Чунин гуфт бо шоҳ яксар сипоҳ,
К-«Аз ӯ, шаҳрёро, чӣ дидӣ[5] гуноҳ?

Чӣ кардаст бо ту, нагӯӣ ҳаме,
Ки бар хуни ӯ даст шӯӣ ҳаме?

Чаро кушт хоҳӣ, касеро, ки тоҷ
Бигиряд бар ӯ зор, ҳам тахти оҷ.[6]

Ба ҳангоми шодӣ дарахте макор,
Ки заҳр оварад бори ӯ рӯзгор».

1. Л – Чу омад бар он ҷойгоҳи нишон.
2. ИЛ – Сиёвушгирд.
3. Л – Пасу пеш-ҳар сӯ сипаҳ гирд.
4. Л – б. 2391, 2392 нест.
5. Л – дорӣ.
6. И – б. 2395 нест.

Ҳаме буд Гарсевази баднишон[1]*[2]
Зи беҳудагӣ ёри мардумкушон,

Ки хуни Сиёвуш бирезад, зи дард,
К-аз ӯ дошт дар дил ба рӯзи набард.

Зи Пирон гаве[3] буд кеҳтар ба сол,
Бародар буд ӯрову фаррух ҳамол.

Кучо Пилсам буд номи ҷавон,
Гави[4] пурҳунар буду равшанравон.

Чунин гуфт бо номвар Пилсам,
Ки «Ин шохро бор дард асту ғам.[5]

Зи доно шунидам яке достон,
Хирад шуд бад ин гуна[6] ҳамдостон.

Ки оҳистадил кай пушаймон шавад,[7]
Ҳам оҳистаро[8] ҳуш дармон шавад.[9]

Шитобу бадӣ кори оҳарман аст,
Пушаймониву ранҷи ҷону тан аст.

Сареро, ки бошӣ бад-ӯ подшо,
Ба тезӣ буридан набошад раво.[10]

1. ИЛ – Гаршевази бадгумон.
2. М – бадгумон.
3. И – яке.
4. ИМ – Яке.
5. ТПЗ – Ки бехаш зи хуну зи кин коштӣ,
Сари шох аз ин кин барафроштӣ.
6. И – буд бар он низ.
7. Л – бувад.
8. Л – ошуфтаро.
9. Л – бувад.
10. ТПЗ – Макун, шаҳрёро, ту тезӣ макун,
Ба наввӣ маяфкан ҳаме кина бун.

Ба бандаш ҳаме дор, то рӯзгор
Бар ин мар туро бошад омӯзгор.

Чу боди хирад бар дилат барвазад,
Аз он пас варо сар буридан сазад.

Мафармой акнуну тезӣ макун,
Ки тезӣ пушаймонӣ орад ба[1] бун.

Сареро куҷо тоҷ бошад кулоҳ,
Нашояд бурид, эй хирадманд шоҳ.

Чӣ буррӣ ҳаме ту сари бегуноҳ,
Ки Ковусу Рустам бувад кинахоҳ?

Падар шоҳу Рустам-ш парвардааст,
Ба некӣ мар ӯро баровардааст.

Бубинем подоши ин зишт кор,
Бупечӣ ба фарҷом аз ин рӯзгор.

Ба ёд ор он теғи алмосгун,
К-аз он теғ гардад ҷаҳон пур зи хун.

В-аз он номдорони эронгурӯҳ,
Ки аз хашмашон*[2] гашт гетӣ сутӯҳ.[3]

Фарибурзу Ковуси даррандашер,
Ки ҳаргиз надидаш кас аз ҷанг сер.

Чу пили даманда гави пилтан,
Ки хор аст бар чашми ӯ анҷуман.

---

1. И – зи.
2. М – ҷангашон.
3. ИЛ – 2413, 2414 нест.

Чу Гударзу Гургину Фарҳоду Тус
Бубанданд бар кӯҳаи пил кӯс.

Бад-ин кин бубанданд яксар камар,
Дару дашт гардад пур аз найзавар.[1]

На ман пой дорам, на монанди ман
На гурде зи гурдони ин анҷуман.

Ҳамоно, ки Пирон биёяд пагоҳ,
Аз ӯ бишнавад достон низ шоҳ.

Магар худ ниёзат набошад[2] бад-ин
Магустар ба гетӣ чунин фарши кин.[3]

Мафармой кардан бад-ин-бар шитоб,
Ки Турон шавад сар ба сар з-ин хароб».

Сипаҳбад зи гуфтори ӯ нарм шуд,
Валекин бародар-ш бешарм*[4] шуд.

Бад-ӯ гуфт Гарсеваз: «Эй ҳушманд,
Ба гуфти ҷавон ту ҳаворо мабанд.[5]

---

1. ТПЗ – Чу Баҳрому чун Зангаи Шоварон
Чу Густаҳму Каждаҳм-кундуварон
Завора, Фаромарзу Дастони Сом
Ҳама теғҳо баркашанд аз ниём,
Далерону шерони Ковусшоҳ
Ҳама паҳлавонони бофарру ҷоҳ.
2. Л – наёяд.
3. И – яке то ҷаҳон аст кин.
4. М – беозарм.
5. ИЛ – б. 2422, 2423 нест; ТП – пас аз ин б. байти зерин омада, ки дар «З» баъд аз б. 2424 оварда шудааст ва ин ба мақсад наздиктар аст:
Машав сусту бардор душман зи ҷой,
Худ аз Пилсам ҳеч машнав ту рой.

Аз эрониён дашт пуркаргас аст,
Гар аз кин битарсӣ, туро ин[1] бас аст.

Сиёвуш чу бихрӯшад аз Руму Чин,
Пур аз гурзу шамшер бинӣ замин.

Ҳамин бад, ки кардӣ туро худ на бас,
Ки хира ҳаме бишнавӣ панди[2] кас?

Сипардӣ дами мору хастӣ сараш,
Ба дебо бипӯшида хоҳӣ бараш.[3]

Гар эдун, ки ӯро ба ҷон зинҳор
Диҳӣ, ман набошам бари шаҳрёр.

Равам, гӯшае гирам андар ҷаҳон,
Магар худ ба зудӣ сар ояд замон».

Бирафтанд печон Дамуру Гурӯй,
Бари шоҳи Турон ниҳоданд рӯй,

Ки «Чандин зи хуни Сиёвуш мапеч,
Ки ором хор ояд андар басеч.[4]

Ба гуфтори Гарсевази[5] раҳнамой
Баророю[6] бардор душман зи ҷой.

1. Л – ҳамонат.
2. И – гуфти; Л – нашнавӣ рои.
3. И – пас аз б. 2428 ду байти зерин омада, ки ба ин ҷои матн он қадар алоқамандӣ надорад:

Ман эдун шунидам зи корогаҳон,
Ки аз раҳ расад паҳлавон ногаҳон.
Чу аз рӯз як нимае бигзарад
Сипаҳпаҳлавон роҳро биспарад.

4. Л –орад эдар бисеч.
5. ИЛ –Гаршеваз.
6. Л –Биёрою.

Задӣ дому душман гирифтӣ бад-ӯй,
Бикуш тезу[1] хира мабар обрӯй.

2435 Сазо нест инро,[2] ки дорӣ ба даст,
Дили бадсиголон бибояд шикаст.

Сипоҳе бад-ин гуна кардӣ табоҳ,
Нигар, то чи гуна бувад бо ту шоҳ.

Агар кас*[3] наёзордит[4] аз нахуст,
Ба об ин гунаҳро тавонист шуст.

Кунун он беҳ ояд,[5] ки ӯ дар ҷаҳон
Набошад падид ошкору ниҳон».

Бад-эшон чунин посух овард шоҳ,
К-«Аз ӯ ман ба дида надидам гуноҳ,

2440 Валекин ба гуфти ситорашумар
Ба фарҷом аз ӯ сахтӣ ояд ба сар.

В-ар эдун, ки хунаш бирезам ба кин,
Яке гард хезад ба[6] Туронзамин,

Ки хуршед аз он гард тира шавад,
Ҳушивор аз он рӯз хира шавад.[7]

Ба Турон газанде маро омадаст,
Ғаму ранҷу банде маро омадаст.

1. Л –низ.
2. ИЛ –Сар ин аст Эрон.
3. М –худ.
4. Л –худ наёзурдият.
5. И –бибояд.
6. Л–зи.
7. ИЛ –б. 2442 нест.

Раҳо карданаш бадтар аз куштан аст,
Ҳамон куштанаш ранҷу дарди ман[1] аст.

Хирадманду ҳам мардуми бадгумон
Надонад касе чораи осмон».*[2]

## ЗОРӢ КАРДАНИ ФАРАНГИС ПЕШИ АФРОСИЁБ

Фарангис бишнид, рухро бихаст,
Миёнро ба зуннори хунин бибаст.

Пиёда биёмад ба наздики шоҳ,
Ба хун ранг дода рухон ҳамчу[3] моҳ.

Ба пеши падар шуд пур аз тарсу бок,[4]
Хурӯшон ба сар-бар ҳаме рехт хок.[5]

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй пурҳунар шаҳрёр,
Чаро кард хоҳӣ маро хоксор?

Дилатро чаро бастӣ андар фиреб,
Ҳаме аз баландӣ набинӣ нишеб.

Сари тоҷдоре мабур бегуноҳ,
Ки напсандад ин довари хуру моҳ.

Сиёвуш, ки бугзошт Эронзамин,
Ҳаме бар ту кард аз ҷаҳон офарин.

Биёзурд аз баҳри ту шоҳро,
Бимонд афсару ганҷу ҳам гоҳро.

1. Л –низ ранҷи тан.
2. М –рози чархи равон.
3. ИЛ –ду рухсори.
4. И –аз гарду хок.
5. И –Хурӯшону бар тан ҳама ҷома чок.

Биёмад, туро кард пушту паноҳ,
Кунун з-ӯ чӣ дидӣ, кӣ бурдат зи роҳ?

Сари тоҷдорон набуррад касе,
Ки бо тоҷу бо тахт монад басе.

Макун бегунаҳ бар тани ман ситам,
Ки гетӣ сипанҷ асту пурбоду дам.

Якеро ба чоҳ афканад бо кулоҳ,[1]
Яке бе кулаҳ[2] барнишонад ба гоҳ.[3]

Саранҷом ҳар ду ба хок-андаранд,
Зи ахтар ба чанги[4] мағок-андаранд.

Ба гуфтори Гарсевази бадгумон,[5]
Дурафше макун хештан дар ҷаҳон.[6]

Шунидӣ куҷо з-Офаридуни гурд
Ситамгора Заҳҳоки тозӣ чӣ бурд?

Ҳамон аз Манучеҳршоҳи бузург
Чӣ омад ба Салму ба Тури сутург?

Кунун зинда бар гоҳ Ковусшоҳ,
Чу Дастону чун Рустами кинахоҳ.[7]

---

1. ИЛ бе гуноҳ.
2. И –бо гуноҳ.
3. Л –Яке бо гунаҳ нав нишонад ба гоҳ.
4. ЛМ –Ба торикдоми.
5. ИЛ –Гаршевази бадниҳон.
6. ТПЗИ – Ки то зиндаӣ, бар ту нафрин бувад,
Чу мурдӣ, ҳамон* дӯзах оин бувад.
* И –Пас аз рафтанат.
7. ТПЗИЛ – Замин* аз Таҳамтан биларзад ҳаме,
Ки Турон ба ҷангаш наярзад ҳаме.
* ИЛ –ҷаҳон.

Чу Гударзи Кашводи пӯлодчанг,
Бидаррад дили шеру чарми паланг.

Чу Баҳрому чун Зангаи Шоварон,
Ки н-андешад аз гурзи[1] кундоварон.

Ҳамон Геви Гударз, к-ӯ рӯзи кин[2]
Ба ҷунбиш дарояд зи саҳмаш замин.[3]

Ба сӯги*[4] Сиёвуш ҳаме ҷӯшад об,
Кунад чарх нафрин бар Афросиёб.

Ситамгар шудӣ[5] бар тани хештан,
Басе ёдат ояд зи гуфтори ман.

На андар шикорӣ, ки гур афканӣ,
Дигар оҳувонро ба шӯр афканӣ.

Ҳаме шаҳрёре рабоӣ зи гоҳ,
Ки нафрин кунад бар ту хуршеду моҳ.

Мадеҳ шаҳри Турон ба хира ба бод,
Match
Мабодо, ки панди ман ояд-т ёд».

Бигуфт ину рӯи Сиёвуш бидид,
Ду рухро биканду фиғон баркашид,

---

1. И –ҷанги.
2. Л –ҷанг.
3. Л – Ҳаме чарми шерон бидаррад ба ҷанг.
ТПЗИЛ – Ҳамон Тусу Густаҳму Гургини шер,
Чу Харроди Барзини гурди далер,
Чу Руҳҳому чун Ашкаши тезчанг,
Чу Шедӯши - гурд он диловар наҳанг.
Дарахте нишонӣ ҳаме бар замин
Куҷо барг хун оварад, бор кин*.
* ИЛ –танҳо б. охирин мавҷуд аст:
4. М –кини.
5. ИЛМ –Ситамгораӣ.

Ки «Шоҳо, далеро, гаво, сарваро!
Сарафроз шерову[1] кундоваро!*[2]

Ба Эрон бару бум бугзоштӣ,
Сипаҳдорро боб пиндоштӣ.

Кунун дастбаста, пиёда, кашон,
Куҷо афсару гоҳи гарданкашон?!

Куҷо он[3] ҳама аҳду савганди[4] шоҳ,
Ки ларзанда шуд меҳру[5] кайвону*[6] моҳ?!

Куҷо шоҳ-Ковусу гарданкашон,
Ки бинанд ин дам туро з-ин нишон?!

Куҷо Геву Тусу куҷо Пилтан,
Фаромарзу Дастону он анҷуман?!

Аз ин бад ба Эрон расад огаҳӣ,
Барошӯбад он рӯзгори беҳӣ.

Зи Гарсеваз омад туро бад ба рӯй
Ки нафрин бар ӯ бо Дамуру Гурӯй.[7]

Ҳар он кас, ки ёзад ба бад бар ту даст,
Бурида сараш боду афканда паст!

Ҷаҳондор ин бар ту осон кунод,
Дили душманонат ҳаросон кунод!

1. И –Сарафрози гурдону.
2. М –б. 2473 -2474 нест.
3. И –ин.
4. И –паймони.
5. И –чарху.
6. М –буд чарху гарданда.
7. И –б. 2476 -2479 нест.

Маро кошкӣ дида гаштӣ табоҳ,
Надидӣ бад-ин сон кашонат ба роҳ.

Маро аз падар ин куҷо буд умед,
Ки пардахта монад канорам зи шед».[1]

Чу гуфтори фарзанд бишнид шоҳ,
Ҷаҳон гашт дар пеши чашмаш сиёҳ.[2]

Бад-ӯ гуфт: «Баргарду эдар мапой,
Чӣ донӣ, ки эдар[3] маро чист рой».

Дили шоҳи Турон бар ӯ-бар бисӯхт,
Ҳаме хира чашми хирадро бидӯхт.[4]

Ба кохи баландаш яке хона буд,
Фарангис аз он хона бегона буд.

Бифармуд, то рӯзбонон кашон
Мар ӯро кашиданд чун беҳушон.[5]

Дар он тирагиш-андар андохтанд,
Дари хонаро банд барсохтанд.[6]

1. И –б. 2482 -2483 нест.
2. И –б. 2484 нест.
3. ИЛ –к-аз ин бад.
4. Л –б. 2486 нест.
5. И –б. 2488 нест.
6. ТПЗ – Бифармуд пас,то Сиёвушро,
Ҷаҳондори бедору хомӯшро,
Ки инро ба ҷое баредаш, ки кас
Наёбад, чу гӯяд, ки фарёд рас!

## КУШТА ШУДАНИ СИЁВУШ БА ДАСТИ ГУРӮЙ

Нигаҳ кард Гарсеваз[1] андар Гурӯй
Гурӯи ситамгар бупечид рӯй.

Биёмад,[2] ба[3] пеши Сиёвуш расид,
Ҷавонмардиву шарм шуд нопадид.

Бизад дасту риши шаҳаншаҳ[4] гирифт,
Ба хорӣ кашидаш ба хок,[5] эй шигифт!

Сиёвуш бинолид бар кирдгор,
Ки, эй бартар аз гардиши[6] рӯзгор,

Яке шоҳ пайдо кун аз тухми ман,
Чу хуршеди тобанда бар анҷуман,

Ки хоҳад аз ин душманон кини ман,
Кунад дар ҷаҳон тоза[7] оини ман.

Ҳунарҳову[8] мардӣ ба ҷой оварад,
Ҷаҳонро саросар ба[9] пой оварад.[10]

Ҳаме шуд паси пушти ӯ Пилсам
Ду дида пур аз хуну дил пур зи ғам.

---

1. ИЛ –Гаршеваз.
2. И –Чу омад.
3. Л –чу.
4. Л –он мӯи шаҳре.
5. Л –рӯй.
6. Л –ҷой в-аз; И –ҷон в-аз.
7. ИЛ –тоза дар кишвар.
8. Л –ҳунарҳои.
9. ЛМ –Ҷаҳон сар ба сар зери.
10. И –б. 2496 нест.

Сиёвуш бад-ӯ гуфт: «Падруд бош,
Ҷаҳон[1] тору ту ҷовидон[2] пуд бош!

Дуруде зи ман сӯи Пирон расон,
Бигӯяш, ки гетӣ дигар шуд ба сон.

Зи Пирон на з-ин гуна будам умед,
Ҳаме[3] панди ӯ бод шуд ман чу бед.

Маро гуфта буд ӯ, ки бо сад ҳазор
Зиреҳдору баргустувонвар савор,

Чу баргардадат рӯз, ёри туам.
Ба гоҳи чаро марғзори туам.

Кунун пеши Гарсеваз эдар дамон[4]
Пиёда чунин хору тира равон.

Набинам ҳаме ёр бо ман касе,
Ки бихрӯшадӣ зор бар ман басе».

Чу аз шаҳр[5] в-аз лашкар андаргузашт,
Кашонаш бибурданд баста ба дашт.[6]

Зи Гарсеваз[7] он ханҷари обгун
Гурӯи Зиреҳ бистад аз баҳри хун.

Пиёда ҳаме бурд мӯяш кашон,
Чу омад бад-он ҷойгоҳи нишон,

1. ИЛ –Замин.
2. Л –дар миён.
3. ИЛ –Ҳама.
4. И –давон.
5. И –шоҳ.
6. И –бар паҳндашт.
7. ИЛ –Гаршеваз.

Ки он рӯз афканда буданд тир
Сиёвушу Гарсевази шергир.

Чу пеши нишона фароз омад ӯй,
Гурӯи Зиреҳ - он бади зиштхӯй[1]

Бияфканд пили жиёнро ба хок,
На шарм омадаш з-он сипаҳбад, на бок.[2]

Яке ташт бинҳод заррин Гурӯй,
Бупечид чун гӯсфандон-ш рӯй.[3]

Ҷудо кард аз сарви симин сараш,
Ҳаме рафт дар ташт хун аз бараш.

Куҷо он ки[4] фармуда буд, ташти хун
Гурӯи Зиреҳ бурду кардаш нагун.[5]

Гиёҳе баромад ҳамон гаҳ зи хун[6]
Бад-он[7] ҷо, ки он ташт шуд сарнагун.[8]

Гиёро диҳам ман кунунат нишон,
Ки хонӣ ҳаме Хуни Исёвушон.[9]

Чу аз сарвбун дур гашт офтоб,
Сари шаҳрёр андаромад ба хоб.

---

1. ИЛ –б. 2509 нест.
2. И –сипаҳдори пок.
3. ИЛ –б. 2511 нест.
4. ЛМ –Ба ҷое ки.
5. Л –пас аз б. 2513 ин б. омада:
   Фурӯ рехт хуни сари пурбаҳо
   Ба шаххе, ки ҳаргиз нарӯяд гиё.
6. ИЛ –Ба соат гиёе баромад зи хун.
7. Л –кардаш нагун.
8. И –Аз он.
9. ТПЗИЛ – Басе фоида халқро ҳаст аз ӯй,
   Ки ҳаст он гиёҳ аслаш аз хуни ӯй.*

* ЛИ –аслаш аз хуни он моҳрӯй.

Чӣ хобе, ки чандин замон баргузашт,
Начунбид ҳаргиз, на бедор гашт.

Яке бод бо тира гарди сиёҳ
Баромад,*[1] ки пӯшид хуршеду моҳ.

Касе якдигарро надиданд рӯй,
Гирифтанд нафрин ҳама бар Гурӯй.

Чу аз шоҳ шуд тахти шоҳӣ тиҳӣ,
На хуршед бодо, на сарви саҳӣ!

Чапу рост ҳар сӯ битобам ҳаме,
Сару пои гетӣ наёбам ҳаме.

Яке бад кунад, нек пеш оядаш,
Ҷаҳон бандаву бахт хеш оядаш.

Яке ҷуз ба некӣ замин наспарад,
Ҳаме аз нажандӣ фурӯ пажмурад.

Мадор эч тимор бо ҷон ба ҳам,
Ба гетӣ макун ҷовидон дил дижам,[2]

Ки нопойдор асту носозгор,
Чунин буд, то буд ин рӯзгор.[3]

Яке дон аз ӯ ҳар чи ояд[4] ҳаме,
Чу[5] ҷовид бо ту напояд[6] ҳаме.

1. М –биёмад.
2. Л –Мадеҳ ҷону дилро ба ғам; И –Ба ғамҳо макун ҷовидон ҷон дижам.
3. ИЛ –б. 2525 нест.
4. Л –зояд.
5. ЛМ –Ки.
6. Л –наёяд.

Зи кохи Сиёвуш баромад хурӯш,
Ҷаҳоне зи Гарсеваз омад ба ҷӯш.

Ҳама бандагон мӯй карданд боз,
Фарангис мушкин[1] каманди дароз[2]

Биканду*[3] миёнро ба[4] гесӯ бубаст,
Ба нохун гули арғавонро бихаст.

Ба овоз бар ҷони Афросиёб
Ҳамекард нафрин, ҳамерехт об.

Сари моҳрӯён гусиста каманд,
Харошида рӯю бимонда нажанд.

Хурӯшаш ба гӯши сипаҳбад расид,
Чунон[5] нолаи зору нафрин шунид,

Ба Гарсевази бадниҳон[6] шоҳ гуфт,
Ки ӯро бурун[7] оваред аз нуҳуфт.

Зи парда ба гесӯ бареда[8] кашон
Бари рӯзбонону мардумкушон.[9]

Бигӯ[10] то бигиранд мӯи сараш,
Бидарранд бар тан ҳаме[11] чодараш.

1. Л –Фарангиси мискин.
2. Л –пас аз б. 2528 ин б. омада:
   Ду зулфайни мушкини чун ду каманд
   Бибуррид он моҳ в-аз бун биканд.
3. М –Буриду.
4. Л –Миёнро бад-он ҳар ду.
5. ЛМ –Чу он.
6. Л –Гаршевази баднишон.
7. ИЛ –Ки инро ба кӯи.
8. Л –даргаҳ барандаш.
9. Л –гарданкашон.
10. ИЛМ –Бад-он.
11. Л –сар ҳама; И –ҳама.

Занандаш басе чӯб, то тухми кин
Бирезад бар ин буми Туронзамин.

Нахоҳам зи бехи Сиёвуш дарахт,
На шоху на баргу[1] на тоҷу на тахт.

Ҳама номдорони он[2] анҷуман
Гирифтанд нафрин бар ӯ тан ба тан,

Ки аз шоҳу дастуру аз лашкарӣ
Бар он гуна нашнид кас доварӣ.

Биёмад пур аз хун ду рух Пилсам,
Равон пур зи доғу рухон пур зи нам.

Ба наздики Лаҳҳоку Фаршедвард
В-аз он дар*[3] суханҳо ҳама ёд кард,

Ки дӯзах беҳ аз тахти Афросиёб,
Нашояд бар ин бум[4]*[5] орому хоб.

Битозему наздики Пирон шавем,
Ба тимору дарди асирон шавем.

Се аспи гаронмоя карданд зин,
Ҳаме барнаваштанд гуфтӣ замин.[6]

---

1. ЛМ –баргу на бору.
2. Л –номдорон шуданд.
3. М –Гузашта.
4. Л –кишвар.
5. М –бад-ин кишвар.
6. ТПЗИ – Чунон буд қазои ҷаҳонбони фард,
Ки аз роҳ Пирон* барангехт гард,
Ки бишнида буд он ки Афросиёб
Ба ҷанги Сиёвахш дорад шитоб.
Биронд асп бо хайлу пилу ҳашам,
Ҳаме тохт пурғам чу шери дижам.
Бад-он, то расад ӯ бари шаҳрёр,
Бад-он, то бигардонад ин рӯзгор.

2545 Ба Пирон расиданд ҳарсе савор
Рухон пур зи хуну равон пур зи хор.[1]

Бар ӯ баршумурданд яксар сухун,
Ки бахт аз*[2] бадиҳо чӣ афканд бун.[3]

Чу пирон ба гуфтор бинҳод гӯш,
Зи тахт андарафтоду з-ӯ рафт ҳуш.

---

* И –Пирон ба манзил.

1. ТПЗ – Бигуфтанд, к-эй паҳлавони сипоҳ,
Зи шоҳу бародар-ш некӣ маход.
2. М –шоҳ аз.
3. ТПЗИЛ –Яке зорие рафт, к-андар ҷаҳон
Набинад касе аз кеҳону меҳон.
Сиёвахшро** даст басту чу санг,
Фиканда ба гардан-ш - бар*** полаҳанг.
Пиёда ҳаме тохт ӯро Гурӯй,
Сараш пур зи хоку пур аз об рӯй****
Тани пилвораш бар он хоки гарм.*****
Фиканданду шустанд аз дида****** шарм*******
Яке ташт бинҳод пешаш Гурӯй,
Бупечид чун гӯсфандон-ш рӯй.
Бурид он сари тоҷдораш зи тан,
Фикандаш чу сарви саҳӣ дар******** чаман.
Ҳама шаҳр пурзориву********* нола гашт,
Ба чашм-андарун об чун жола гашт.
Ситамкора чӯпон ба дашти********** Кулӯ
Ҳамоно набуррад бад-он сон гулӯ.
Чунон, к-ӯ сари шоҳи Эрон бурид,
Касе он надиду на ҳаргиз шунид.***********

** Л –Сиёвуш. *** Л –гардандараш.
**** Л –Ба дасташ кашиданд бо оби рӯй
Ҳаме шуд пиёда ба пеши Гурӯй.
***** И –гармхок. ****** Л –рухро.
******* И –Фиканданд шуста рух аз шарм пок.
******** Л –бар. ********* Л –буму бар зорию.
********** ИЛ –зери. *********** ИЛ –б. охир нест.

Ҳама ҷомаҳо бар[1] бараш кард чок,
Ҳаме канд мӯю[2] ҳаме рехт хок.[3]

Ҳаме гуфт зор: «Эй сазовори тоҷ,
Ки чун ту набинад дигар тахти оҷ».[4]

Бад-ӯ гуфт Лаҳҳок,*[5] биштоб зуд,
Ки дарде бар ин дард хоҳад фузуд,

Фиканда[6] Фарангисро ҳам зи тахт
Танаш буд ларзон ба сони дарахт.[7]

Ба хорӣ бибурданд ногаҳ[8] кашон
Бари рӯзбонони[9] мардумкушон.[10]

---

1. Л –дар.
2. Л –Ҳамехаст рӯю.
3. ТПЗИ – Ҳамерафт аз дидааш оби зард,
   Ба сӯги Сиёвуш басе* нола зард.
   * И –ҳаме.
4. ИЛ –б. 2549.
5. М –Пилсам гуфт.
6. Л –Бибурданд.
7. ТПЗ – Ки Афросиёб он абе мағзи сар
   Фарангисро карда бар раҳгузар,
   Ба даргоҳ бурданд мӯяш кашон
   Бари рӯзбонону мардумкушон.
   Ҳаме рой дорад ба кардан табоҳ,
   Ту бояд, ки ҷастӣ аз ин ҷойгоҳ.
8. Л –нола: И –Ба даргоҳ бурданд ӯро.
9. И –рӯзбонону.
10. Л –Бари рӯзбонону гарданкашон.

## РАҲОНИДАНИ ПИРОН ФАРАНГИСРО

Чу бишнид Пирон чунин гуфтугӯй,
Хурӯшону ҷӯшон баромад ба кӯй.[1]

Зи[2] охур биёвард пас паҳлавон
Даҳ аспи савор, озмуда гавон.[3]

Худу гурд Рӯину Фаршедвард,
Баровард аз он роҳ ногоҳ гард

Ба ду рӯзу ду шаб ба даргаҳ расид,
Дари номвар пур ҷафопеша дид.

Фарангисро дид чун беҳушон,
Гирифта варо рӯзбонон кашон,

Ба чанголи ҳар як яке теғи тез,
Зи даргоҳ бархоста растахез.

Ҳама дил пур аз дарду дида пуроб,
Забон пур зи нафрини[4] Афросиёб.

Бигуфтанд ҳар кас ҳаме бо дигар,
Зану марду кӯдак ба даргоҳ-бар,[5]

Ки ин сахт корест[6] бо тарсу бим,
Фарангисро гар занад[7] бар ду ним,

Зи тундӣ шавад подшоҳӣ табоҳ,
Мар ӯро нахонад касе низ шоҳ.

1. ИЛ –б. 2553 нест.
2. И –Аз.
3. И –ҷавон.
4. ЛМ –Зи кирдори бадгавҳар.
5. И –б. 2560 нест.
6. ИЛ –Ҳавл корест.
7. Л –барзадан: И –Буридан Фарангисро.

Чу чашми гиромӣ ба Пирон расид,
Шуд аз оби дида рухаш нопадид.

Бад-ӯ гуфт: «Бо ман ту[1] бад сохтӣ,
Чаро зинда дар[2] оташ*[3] андохтӣ?»

Зи асп андарафтод Пирон ба хок,
Ҳама[4] ҷомаи паҳлавӣ кард чок.[5]

Бифармуд, то рӯзбонони дар
Замоне зи фармон битобанд сар.[6]

Биёмад дамон пеши Афросиёб,
Дил аз дард хаста, ду дида пуроб.

Бад-ӯ гуфт: «Шоҳо, анӯша будӣ,
Ҳамеша, зи ту дур дасти бадӣ[7]!

Чӣ омад зи бад бар ту, эй некхӯй,
Ки овардат ин рӯзи бадро ба рӯй?*[8]

---

1. ИЛ –чи.
2. Л –Ки зиндам дар ин.
3. М –зандаам б-оташ.
4. ЛМ –Ба тан.
5. ТП – Бибӯсид пою сари ӯ ба меҳр,
   Равонаш пуроташ, пур аз об чеҳр,
   Ҳамегуфт, к-ин корҳо нағз нест,
   Бад аст ин ки солорро мағз нест.
   На бас ин ки сарви саҳиро фиканд,
   Ки бар шохи гул низ созад газанд.
6. ТП – Яке дастҷома бипӯшиду рафт
   Бад-он сон, ки гуфтӣ, ки ҷонаш бикафт.
7. И –Равонро ба дидор тӯша будӣ;
   Л – Бад-ӯ гуфт, шоҳо ҷаҳонат ба ком,
   Туро ҷовидон умр бодо тамом.
8. М –омад ба куштан туро орзуй.

Чаро бар дилат чира шуд хира дев,
Бибурд аз дилат шарми[1] кайҳонхидев[2]

Бикуштӣ Сиёвахшро[3] бегуноҳ,
Ба хок-андар андохтӣ ному ҷоҳ.

Ба Эрон расад з-ин бадӣ огаҳӣ,
Барошӯбад ин рӯзгори беҳӣ.[4]

Басо паҳлавонон, к-аз[5]*[6] Эронзамин,
Ки бо лашкар оянд пурдарду[7] кин.

2575 Ҷаҳон орамида зи дасти бадӣ,
Шуда ошкоро раҳи эзадӣ.

Фиребанда деве зи дӯзах бичаст,
Биёмад, дили шоҳи Турон*[8] бихаст.

Бар он аҳриман низ нафрин сазад,
Ки печид роят суи роҳи бад!

Пушаймон шавӣ з-ин ба рӯзи дароз,
Бупечӣ ҳамоно ба гурму гудоз.

Надонам, ки ин гуфтани*[9] бад зи кист?
В-аз ин офаринандаро рой чист?

---

1. ИЛ –тарси.
2. ТП – К-ат омӯхт ин кори носозгор,
   Ки бодо дижамбахту бадрӯзгор!
3. ИЛ –Сиёвушро.
4. ЛМ –Бигирянд бар тахти шоҳаншаҳӣ.
5. М –тоҷдорони.
6. Л –тоҷдорони; И –тоҷдоро к-аз.
7. М –шоҳ аз инсон.
8. ЛМ –эдар. И –ояд пур аз дарди.
9. М –гуфтан.

Кунун з-ӯ гузаштӣ ба фарзанди хеш
Расидӣ ба озори[1] пайванди хеш.

Чу девона аз ҷой бархостӣ,
Чунин рӯзи[2] бадро биёростӣ.

Нахоҳад ҳамоно Фарангис бахт,
На авранги шоҳӣ, на тоҷу на тахт.

Ба фарзанд бо кӯдаке дар ниҳон,
Дурафше макун хештан дар ҷаҳон,

Ки то зиндаӣ, бар ту нафрин бувад,
Пас аз зиндагӣ дӯзах оин бувад.

Агар шоҳ равшан кунад ҷони ман,
Фиристад варо сӯи айвони ман.

В-ар эдун, ки андеша з-ин кӯдак аст,
Ҳамоно, ки ин дарду ранҷ андак аст.

Бимон, то ҷудо гардад аз колбад,
Ба пеши ту орам ҳаме соз бад».

Бад-ӯ гуфт: «Аз ин сон, ки гӯӣ, бисоз
Маро кардӣ аз хуни ӯ бениёз».

Сипаҳдор Пирон аз он шод гашт,
Зи андешаи бад дил озод[3] гашт.

Биёмад ба даргоҳу ӯро бибурд,
Басе зишт бар рӯзбонон шумурд.[4]

1. ЛМ –тимору.
2. ИЛМ –хира.
3. Л –Равонаш зи андеша озод; И –Аз андешаву дард озод.
4. ЛМ –Бар он рӯзбонон басе баршумурд.

Беозор бурдаш ба шаҳри[1] Хутан,
Хурӯшон ҳама даргаҳу анҷуман.

Чу омад ба айвон, ба Гулшаҳр гуфт,
Ки «Ин хубрухро бибояд нуҳуфт.

Бад-он,то аз ӯ шоҳ гардад ҷудо,
Пас он гаҳ бисозам яке кимиё.[2]

Ҳаме бош пешаш парасторвор,
Бубин, то чӣ бозӣ кунад рӯзгор[3]».

2595 Бар он низ бугзашт якчанд гоҳ,[4]
Гарон шуд зи кӯдак Фарангисмоҳ.[5]

## АНДАР ЗОДАНИ КАЙХУСРАВ

Шаби тирагун,[6] моҳ пинҳон шуда,
Ба хоб-андарун мурғу дому[7] дада.

Чунон дид солор Пирон ба хоб,
Ки шамъе барафрӯхта[8] з-офтоб,

Сиёвахш бар тахту теғе ба даст,
Ба овоз гуфтӣ, нашояд нишаст.

Аз ин хоби нӯшин сар озод кун,
Зи фарҷоми гетӣ яке ёд кун.

1. Л –сӯи.
2. ИЛ –б. 2593 нест.
3. ЛМ – Ту бар пеши ин номвар зинҳор,
Ба пой истода парасторвор.
4. ЛМ –рӯз.
5. ЛМ –Фарангиси гетифурӯз.
6. ЛМ –қиргун.
7. Л –ҷумла.
8. Л –барафрӯхтӣ.

Ки рӯзи навоину ҷашни нав аст,
Шаби зодани шоҳ Кайхусрав аст.

Сипаҳбад бупечид дар хоби х(в)аш,
Бичунбид Гулшаҳри хуршедфаш.[1]

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Хезу бирав,[2]
Хирадманд, пеши*[3] Фарангис шав!

Сиёвахшро[4] дидам ин дам[5] ба хоб,
Дурахшонтар аз моҳ в-аз[6]*[7] офтоб».

Ки гуфтӣ маро: «Чанд хуспӣ? Мапой,
Ба ҷашни ҷаҳондор Кайхусрав ой!»

Давон[8] рафт Гулшаҳр то пеши моҳ,[9]
Ҷудо гашта дид[10] аз бари моҳ шоҳ.

Бидиду ба шодӣ сабук боз гашт,
Ҳама кох аз ӯ[11] пур зи овоз гашт.

Биёмад, ба солор[12] Пирон бигуфт,
Ки «Гӯӣ, ки бо моҳ шуд шоҳ[13] ҷуфт.

---

1. Л –хуршедваш.
2. ИЛМ –бархезу рав.
3. М –назди.
4. Л –Сиёвушро.
5. ЛМ –имшаб.
6. Л –Дурафшону чун бар сипеҳр.
7. М –аз бар сипеҳр.
8. ЛМ –Бишуд зуд Гулшаҳр наздики моҳ.
9. ИЛ –буд.
10. ИЛ –ҳамон гоҳ гетӣ.
11. ИЛМ –шодӣ ба.
12. ИЛМ –Ки инат ба оин хуру моҳ.
13. Л –эдар ой ин.

Яке андар*[1] ою[2] шигифтӣ бубин
Бузургиву рои ҷаҳонофарин,

Ки[3] гӯӣ нашояд магар тоҷро,
Ва ё ҷавшану гурзу[4] тороҷро».

Сипаҳбад биёмад бари шаҳрёр,
Басе офарин кард бар кирдгор.

Бар он бурзу болову он шоху ёл,
Ки гуфтӣ бар ӯ баргузаштаст сол.

Зи бахри Сиёвуш ду дида пуроб,[5]
Ҳамекард нафрин бар Афросиёб.

Намонам, ки ёзад бар ӯ шоҳ чанг,
Маро гар супорад ба коми[6] наҳанг.

Бад-он гаҳ ки хуршед бинмуд теғ,
Ба хоб андаромад сари тира меғ.

Биёмад давон[7] паҳлавони сипоҳ
Пур аз тарсу уммед[8] наздики шоҳ.

Ҳаме буд,[9] то ҷой пардахт шуд,
Ба наздики он номвар тахт шуд.

Бад-ӯ гуфт: «Хуршедфаш меҳтаро,
Ҷаҳондору бедору афсунгаро!

1. М –эдар.
2. ЛМ –Ту.
3. ЛМ –Дигар ҷавшану хӯду.
4. И –Сиёвахш бар дида.
5. М –номдор.
6. ИЛМ –чанги.
7. ИЛМ –Чу бедор шуд.
8. ЛМ –Давон андаромад ба; И –Биёмад дамон то ба.
9. Л –Ҳамемонд.

Ба бахтат[1] яке банда афзуд*[2] дӯш,
Ки гуфтӣ варо моҳ[3] додаст ҳуш.*[4]

Намонад зи хубӣ ба гетӣ[5] ба кас,
Ту гӯӣ ба гаҳвора моҳ[6] асту бас.

Агар Турро рӯз боз омадӣ,
Ба дидори рӯяш*[7] ниёз омадӣ.

Бар айвон набинад чун ӯ кас нигор,
Бад-ӯ тоза шуд фарраи шаҳрёр.

Фаридуни гурд аст, гӯӣ ба ҷой
Ба фарру ба чеҳру ба дасту ба пой.

Аз андешаи бад бипардоз дил,
Барафрӯз[8] тоҷу барафроз дил».

Чунон кард равшан ҷаҳонофарин,
К-аз ӯ дур шуд ҷавру бедоду кин.

Равонаш шуд аз кардаи худ[9] бадард,
Баровард аз дил[10] яке боди сард.

1. ИЛ –Ба дар –бар.
2. М –Ба дар-бар яке банда бифзуд.
3. Л –моя.
4. М –Ту гӯӣ варо моя додаст нӯш.
5. ИЛ –ба хубӣ ба ҷуз ту.
6. ИЛ –ки бар гоҳ шоҳ.
7. М –чеҳраш М -ҷангу
8. ИЛ –Бияфрӯз.
9. Л –зи хуни Сиёвуш; И –ба хуни Сиёвуш.
10. ИЛМ –бар лаб.

Пушаймон шуд аз бад, куҷо[1] карда буд,
Димор аз дили худ[2] баровварда буд.[3]

Бад-ӯ гуфт: «Бар ман бад ояд[4] басе,
Суханҳо шунидастам аз ҳар касе.

Пур ошӯбу ҷанг аст ин[5] рӯзгор,
Ҳаме[6] ёд дорам зи[7] омӯзгор,[8]

Ки аз тухмаи Тур в-аз Кайқубод
Яке шоҳ сар барзанад[9] бонажод.*[10]

Ҷаҳонро ба меҳри вай ояд ниёз,
Ба Эрону Турон[11] барандаш намоз.

Кунун буданӣ ҳар чи боист, буд,
Надорад ғаму дарду андеша суд.[12]

---

1. ИЛ –ки худ.
2. ИЛ –дам аз шаҳри Турон.
3. ТПЗ – Зи тезӣ пушаймонӣ омад-ш суд
   Мар он дардро хеч дармон набуд.
4. ИЛ –Ман з-ин навомад.
5. Л –Пурошӯб гардад аз ӯ.
6. Л –Ҳама.
7. Л –аз.
8. И –б. 2629 нест.
9. Л –кашад.
10. М –хезад зи ҳар ду нажод.
11. ЛМ –Ҳама шаҳри Эрон; И –Ҳама шаҳри Турон.
12. Л –б. 2632 нест;
    ТПЗИ – Зи хуни Сиёвуш шабу рӯз хоб
    Табаҳ гашт бар ҷони Афросиёб.
    Набояд дигарбора к-аз хуни ин
    Равон хира* гардад, дил андӯҳгин.
    Агар з-ӯ маро ранҷ хоҳад фузуд,
    Қалам рафту ин буданӣ кор буд.
    Фикандам ба некидиҳиш боз пушт,
    Нагардад маро рӯзгорам дурушт. **

* И –тира. ** И –б. охир нест.

Мадоредаш андар миёни гурӯҳ,
Фиристед назди шубонон*[1] ба кӯҳ.[2]

Бад он, то надонад, ки ман худ киям,
Бад-эшон супурда зи баҳри чиям.

Наёмӯзад аз[3] кас хирад бонажод,
Зи кори гузашта наёяд-ш ёд».[4]

Бигуфт, он чи ёд омадаш з-он сухан,
Ҳаме нав шумурд ин сарои куҳан.

Чӣ созӣ, ки чора ба дасти ту нест,
Дароз асту дар дому шасти ту нест.

Гар эдун, ки бад бинӣ аз рӯзгор,
Ба некӣ ҳам ӯ бошад омӯзгор.[5]

Биёмад ба дар паҳлавон шодмон,
Ҳама нек будаш ба дил-дар гумон.

Ҷаҳонофаринро ниёиш гирифт,
Мар он шоҳи навро[6] ситоиш гирифт.

Пурандеша шуд, то ба даргаҳ расид,
К-аз он хӯрду бахшиш[7] чӣ ояд падид.[8]

---

1. М –Ба нади шубонон фиристаш.
2. ИЛ –Ба назди шубонон фиристаш ба кӯҳ.
3. ИЛ –Наёмӯзадаш.
4. ИЛ –Наёяд-ш аз он кору кирдор ёд.
5. Л –б. 2638 нест.
6. ИЛМ –Ба шоҳи ҷаҳон-бар.
7. И –Ки то бар зи ранҷаш; Л –Ки бо барзи ранҷаш.
8. ТПЗ – Чӣ донист, к-ӯ ҷон ниҳад бар сараш
В-аз он кишти некӯ бад ояд бараш.
Бипошид тухми накӯй ба хок,
Замин шӯр буд, ҷойгоҳаш мағок.
Туфу бод бар ин газанди ҷаҳон,
Батар з-ошкоро мар ӯро ниҳон.

## СУПУРДАНИ ПИРОН КАЙХУСРАВРО БА ШУБОНОН

Шубонони кӯҳи Қулуро бихонд,
В-аз он шоҳзода[1] суханҳо биронд.

Бад-эшон супурд он дилу дидаро,
Чунон нек пури писандидаро.[2]

Ки «Инро бидоред чун ҷони пок,
Набояд, ки бинад варо боду[3] хок.[4]

Мабодо,[5] ки танг ояд аз[6] рӯзгор,
Агар дидаву дил кунад хостор».

Бигуфтанд яксар, ки «Фармон барем,
Зи фармони ту як замон нагзарем[7]».

Сазошон[8] бубахшид бисёр чиз,
Яке доя бо вай[9] фиристод низ.

Ниҳоданд ангушт бар чашму сар,
Бибурданд бар кӯҳ он тоҷвар.[10]

Бад-ин низ бугзашт чанде, сипеҳр
Ба Хусрав-бар аз меҳр[11] бикшод чеҳр.

---

1. ИЛ –хурд чанде.
2. Л –б. 2643 нест.
3. Л –обу.
4. ТПЗ – Бароред комаш ба некӣ тамом,
   Парастиш кунедаш ҳама чун ғулом.
5. Л –Набояд.
6. Л –ояндаш; И –Бибояд, ки некаш бувад.
7. ИЛ –б. 2646 нест.
8. ИЛМ –Шубонро.
9. ИЛ –ӯ.
10. ИЛ –б. 2648 нест.
11. И –Ба овоз аз ин роз.

Чу шуд ҳафтсола гави сарфароз,
Ҳунар бо нажодаш ҳаме гуфт роз.

Зи чӯбе камон кард в-аз рӯда зеҳ,
Зи ҳар сӯ барафканда бар зеҳ[1] гиреҳ.

Абе парру пайкон яке тир кард,
Ба дашт-андар[2] оҳанги нахчир кард.

Чу даҳсола шуд, гашт гурде сутург,
Ба ҷанги гуроз омаду разми[3] гург.

В-аз он ҷойгаҳ шуд ба шеру паланг,
Ҳамон чӯби хаммидааш[4] сози ҷанг.

Чунин то баромад бар ин рӯзгор,
Биёмад ба фармони омӯзгор.[5]

Шубон андаромад зи кӯҳу зи дашт,
Бинолиду наздики Пирон гузашт.

Ки «Ман з-ин сарафроз шери яла
Сӯи паҳлавон омадам бо гила.

Ҳаме кард нахчири оҳу нахуст,
Раҳи шеру ҷанги палангон наҷуст.

Кунун назди ӯ ҷанги шери дамон
Ҳамон асту нахчири оҳу ҳамон.

1. ИЛ –барафганд зеҳро.
2. Л –омад.
3. Л –захми.
4. Л –ҳам аз чӯби хамида буд.
5. Л –парвардгор.

Набояд,*[1] ки ояд бар ӯ-бар газанд,
Зи ман бинад ин паҳлавони баланд.[2]

Чу бишнид Пирон, бихандиду гуфт:
«Намонад нажоду ҳунар дар нуҳуфт».

Нишаст аз бари бораи досткаш,
Биёмад бари шери[3] хуршедфаш,

Ҳамон гаҳ баромад бари ӯ ҷавон,[4]
Нигаҳ кард болои ӯ[5] паҳлавон.

Равон гашт шаҳзода монанди бод,
Биёмад давон, дасти ӯ бӯса дод.

Чу Пирон бидид ончунон[6] фарру чеҳр,
Рухаш гашт пуробу дил пур зи меҳр.

Ба бар даргирифташ замоне дароз,
Ҳаме гуфт бо довари пок роз.

Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки «Эй покдин,
Ба ту бод рахшанда Туронзамин.[7]

Азеро касе к-ат бидонад ҳаме
Ба ҷуз меҳрубонат нахонад ҳаме.[8]

---

1. М –мабодо.
2. Л –Ту ногаҳ маро оварӣ зери банд.
3. ИЛ –шоҳи.
4. ИЛМ –Бифармуд, то пеши ӯ шуд ҷавон.
5. Л –Пирон бад-он; И –бо рӯи.
6. ИЛМ –Нигаҳ кард Пирон бад-он.
7. Л –рӯи замин.
8. ТПЗМ – Бад-ӯ гуфт Кайхусрав, «Эй сарфароз,
   Ба дидори ман чунк-ат омад ниёз».

Шубонзодаеро чунон дар канор
Бигириву аз кас[1] наёяд-т ор».[2]

Хирадмандро дил бар ӯ - бар бисӯхт,
Ба кирдори оташ рухаш барфурӯхт.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй ёдгори меҳон,
Писандидаву носипарда ҷаҳон,

Шубон нест аз гавҳари ту касе
В-аз ин достон аст бо ман басе».

Зи баҳри ҷавон аспи тозӣ бихост,
Ҳамон ҷомаи хусравӣ кард рост.

Ба айвон хиромид бо ӯ ба ҳам,
Равонаш зи баҳри[3] Сиёвуш дижам.

Ҳаме парваронидаш андар канор,
Бад-ӯ шодмон буду беҳрӯзгор.

Аз ӯ дур шуд[4] хӯрду орому хоб,
Зи меҳри ваю хашми[5] Афросиёб.

Бад-ин[6] низ бугзашт чанде сипеҳр,
Ба дил-дар ҳаме дошт орому[7] меҳр.

---

1. И –Навозиву аз ман.
2. Л –Навозӣ ҳаме, худ наёяд-т-тор.
3. Л –меҳри.
4. ИЛ –буд.
5. И –Бад-он кӯдак аз бими.
6. Л - Бад-ӯ; И - Бар ин.
7. Л – Ба мағз-андарун дошт аз шоҳ; И - Ба мағз - андарун дошт бо шоҳ.

## ОВАРДАНИ ПИРОН КАЙХУСРАВРО ПЕШИ АФРОСИЁБ

Шаби тира, хангоми орому хоб
Кас омад зи наздики Афросиёб.

Шаҳи номвар паҳлавонро бихонд,
Гузашта суханҳо бар ӯ-бар[1] биронд.

2680 К-«Аз андешаи бад ҳамеша[2] дилам
Бупечад ҳаме, ғам зи дил нагсилам.[3]

Аз ин кӯдаке, к-аз Сиёвуш расид,
Ту гуфтӣ*[4] маро рӯз шуд нопадид,

Набери Фаридун шубон парварад,
Зи рои баланд*[5] ин кай андарх(в)арад?

Аз ӯ гар навишта ба ман-бар бадист,
Нагардад ба парҳез, к-он эзадист.

Чу кори гузашта нагирад[6] ба ёд,
Бувад[7] шоду мо низ бошем шод.

2685 В-агар хеч хӯи бад ояд[8] падид,
Ба сони падар сар-ш бояд[9] бурид».

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Эй шаҳрёр,
Туро худ набояд кас омӯзгор.

1. И –фаровон.
2. Л –ҳама шаб.
3. Л –бугсилам.
4. М –гӯию
5. М –хирад.
6. ИЛМ –наёрад.
7. ИЛМ –Зияд.
8. И –орад.
9. И – сар бибояд.

Яке кӯдаки хурд чун беҳушон
Зи кори гузашта чӣ дорад нишон?

Касеро, ки дар куҳ шубон парварад,
Чу дому дад аст ӯ чӣ донад хирад?

Шунидам зи доранда ин низ дӯш,
Ки шуд он паричеҳр берою ҳуш.

Ба чеҳру ба болост бобурзу фар,
Хирад несташ дар сар, эй тоҷвар.[1]

Ту з-ин худ маяндешу з-ин сон макӯш,
Чӣ гуфт он хирадманди бисёрҳуш,

Ки парвардгор аз падар бартар аст,
Ҳамон роз бо*[2] меҳрубон[3] модар аст.

Агар шоҳ фармон диҳад, дар замон
Биёрам бараш он ситуда ҷавон.[4]

Нахустин зи паймон маро шод кун,
Зи савганди шоҳон яке ёд кун.

Фаридун ба тоҷу*[5] ба тахту кулоҳ
Ҳаме доштӣ ростиро нигоҳ.

Ҳамон Тур, к-аш бахту[6] авранд буд,
Ба додори кайҳон-ш савганд буд.

1. ИЛ -2688 -2690 нест.
2. Ки озодаро.
3. И –Ҳамон зодаро меҳр бо.
4. ИЛ –б. 2693 нест.
5. Фаридуни бофарру.
6. Л –тахту.

Ниёзод шамро[1] ба дайҳиму зӯр,
Ба додори баҳрому кайвону ҳур».

Зи Пирон чу бишнид Афросиёб,
Сари марди ҷангӣ даромад ба хоб.

Яке сахт савганди шоҳона х(в)ард
Ба рӯзи сапеду шаби лоҷвард.

Ба додор, к-ӯ ин ҷаҳон офарид,
Сипеҳру даду дому ҷон[2] офарид,

Ки «Н-ояд бад-ин кӯдак аз ман ситам,
На ҳаргиз бад-ӯ[3] барзанам тез дам».[4]

Заминро бибӯсид Пирону гуфт,
Ки «Эй додгар шоҳи бо дод ҷуфт![5]

Ба некӣ хирад раҳнамои ту бод,
Замину замон хоки пои ту бод!»

Ба наздики Кайхусрав омад давон,
Ба рух арғавону ба дил шодмон.

Бад-ӯ гуфт, к-«Аз дил хирад дур кун,
Чу разм оварад, посухаш сур кун.

Марав пеши ӯ ҷуз ба бегонагӣ,
Магардон забон ҷуз ба девонагӣ.

---

1. Л –наёзард ӯро.
2. ИЛМ –Замину замону макон.
3. ИЛМ –бар ӯ.
4. Л –боду дам; И –сард дам.
5. ТПЗИЛ – Ба рӯи замин –бар чу ту шоҳ нест,
Ба мисли* рухат бар фалак моҳ нест.
* ИЛ –ба хубӣ.

Магард эч гуна ба гирди хирад,
Як имрӯз бар ту магар бугзарад».

Ба сар барниҳодаш кулоҳи каён,
Бубасташ каёникамар бар миён.

Яке бораи гомзан хост нағз,
Бад-ӯ барнишаст он гави покмағз.

Биёмад ба даргоҳи Афросиёб,
Ҷаҳоне бад-ӯ дида карда пуроб.

Раворав баромад, ки букшой роҳ,
Ки омад навоин гави[1] тоҷхоҳ.

Ҳаме рафт то пеши он[2] шоҳи гурд,
Сипаҳдор Пирон варо пеш бурд,

Биёмад ба наздики Афросиёб,
Ниёро рух аз шарми ӯ шуд пуроб.[3]

Тани паҳлавон гашт ларзон чу бед,
Шуд аз ҷони Кайхусрав ӯ ноумед.

Аз он пас нигаҳ кард, хира бимонд,
Вафоро бихонду ҷафоро биронд.

Бад-он хусравӣ ёлу он чанги ӯй,
Бад-он рафтану ҷоҳу фарҳанги ӯй

Замоне чунин буду букшод чеҳр,
Замона ба дил-ш андаровард меҳр.

---

1. Л –каи.
2. ИЛМ –пеш андарун.
3. Л –б. 2713 нест;
   ТПЗИЛ – Замоне нигаҳ карду ӯро бидид,
   Ҳаме гашт ранги рухаш нопадид.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй наврасида шубон,
Чӣ огоҳиястат зи[1]*[2] рӯзу шабон,

Бари[3] гӯсфандон чӣ кардӣ ҳаме,
Бузу мешро чун шумардӣ[4] ҳаме?»

Чунин дод посух, ки «Нахчир нест,
Маро худ камону зиреҳ,[5] тир нест».

Бипурсид бозаш зи омӯзгор,
Зи неку бади[6] гардиши рӯзгор.

Бад-ӯ гуфт: «Ҷое ки бошад паланг,
Бидаррад дили мардуми тезчанг».

Се дигар бипурсидаш Афросиёб,[7]
Аз Эрону аз шаҳру аз мому боб.[8]

Чунин дод посух, ки «Даррандашер
Наёрад саги корзорӣ ба зер».

Бипурсид: «Аз эдар ба Эрон шавӣ,
Ба наздики шоҳи далерон шавӣ?»

Чунин дод посух, ки «Бар кӯҳу дашт
Саворе парандуш бар ман гузашт».

Бихандид шоҳу чу гул баршукуфт,
Ба нармӣ ба Кайхусрав он гоҳ гуфт:

1. Л –дорӣ хабарҳо ба.
2. М –огоҳ дорӣ.
3. Л –Ту бо.
4. Л –Заминро чӣ гуна сипардӣ; И –Заминро чӣ гуна сипардӣ; И –Заминро чӣ гуна навардӣ.
5. Л –дили.
6. ИЛ –Баду нек в-аз.
7. Л –аз мому боб.
8. Л –Аз Эрону в-аз шахр в-аз хӯрду хоб.

«Нахоҳӣ дабирӣ ту омӯхтан,
Зи душман нахоҳӣ ту кин тӯхтан?»

Бад-ӯ гуфт: «Дар шир равған намонд,
Шубонро бихоҳам ман аз дашт ронд».[1]

Бихандид хусрав зи гуфтори ӯй,
Сӯи паҳлавони сипаҳ кард рӯй.

Бад-ӯ[2] гуфт, к-«Ин дил надорад ба ҷой,
Зи сар пурсамаш, посух орад зи пой.

Наёяд ҳамоно баду нек з-ӯй,[3]
На з-ин сон бувад мардуми кинаҷӯй.

Шав, ӯро ба хубӣ ба модар супор,
Ба дасти яке марди парҳезгор

Фиристаш ба сӯи Сиёвахшгирд,[4]
Магардон бадомӯзро ҳеч гирд.

Бидеҳ, ҳар чи бояд зи ганҷу дирам,
Зи аспу парастандаву бешу кам».

1. Л –б. 2725 -2729 нест.
2. Л –Чунин.
3. Л –аз ӯй.
4. Л –Сиёвушгирд.

## БОЗГАШТАНИ КАЙХУСРАВ БА СИЁВУШГИРД

Сипаҳбад бад-ӯ[1] гуфт: «Лахте шитоб»,
Биёвардаш*[2] аз пеши[3] Афросиёб.

Ба айвони хеш омад афрӯхта,
Хиромону чашми бадӣ дӯхта.

Ҳаме гуфт, к-аз довари рӯзгор*[4]
Дарахте нав омад ҷаҳонро ба бор.[5]

Дари ганҷҳои куҳан боз кард,
Зи ҳар гунае шоҳро соз кард.

Зи дебову динору дурру гуҳар,
Зи аспу силеҳу кулоҳу камар.

Ҳам аз тахту ҳам бадраҳои дирам,
Зи густурданиҳову аз бешу кам

Ҳама пеши Кайхусрав овард зуд,
Ба доду диҳиш офарин барфузуд.

Гусӣ кардашон сӯи он ҷойгоҳ,
Ки созида буд хусрави некхоҳ.

Бирафтанд шодон бад-он шорсон,[6]
Куҷо гашта буд он замон[7] хорсон.[8]

1. ИЛ –бар ӯ.
2. М –Бурун кардаш.
3. ИЛ –Бурун омад аз пеши.
4. М –кирдгор.
5. И –б. 2738 нест.
6. И –Фиристодашон сӯи он шорсон.
7. И –сар ба сар.
8. Л –б. 2744 нест.

Фарангису Кайхусрав он ҷо расид,
Зи ҳар сӯ басе мардум омад падид.

Пазира[1] сипарданд рӯи замин,
Забони ҳама шаҳр пурофарин,

К-аз он*[2] бехбарканда фаррухдарахт
Аз ин гуна шохе баровард бахт.[3]

Зи шоҳи ҷаҳон чашми бад дур бод,
Равони Сиёвуш пур аз нур бод!

Ҳама хори он шаҳр шамшод[4] гашт,
Гиё дар[5] чаман сарви озод гашт.

Даду доми он[6] шодмон гашт низ,
Зи ҷони[7] Сиёвуш ба ҳар кас азиз.[8]

Зи хоке, ки хуни Сиёвуш бих(в)ард,
Ба абр андаромад яке сабз нард.[9]

Нигорида бар баргҳо чеҳри ӯй,
Ҳаме бӯи мушк омад аз меҳри ӯй.

Ба даймаҳ ба сони баҳорон будӣ,
Парастишгаҳи сӯгворон будӣ.

---

1. Л –Ба дида.
2. М –Ки аз.
3. ИЛ –сахт.
4. Л –Ҳаме хоки он бум(у) аз бар шод; И – Ҳама хоки он шорсон шод.
5. ИЛ –бар.
6. И –дом аз он.
7. И –хоки.
8. Л –б. 2750 нест.
9. ТПЗИЛ – Баромад дарахте аз он ҷойгоҳ,
   Зи хуни Сиёвахши* фархундашоҳ.
   *Л –Сиёвуши.

Чунин аст кирдори ин чархи пир,
Ситонад зи фарзанд пистони шир.

Чу пайваста шуд меҳри дил бар ҷаҳон,
Ба хок андаромояд яке[1]*[2] ногаҳон.

Мабошед густох бо ин ҷаҳон,
Ки ӯ бадтарӣ дорад андар ниҳон.[3]

Аз ӯ ту ба ҷуз шодмонӣ маҷӯй,
Ба боғи ҷаҳон барги андӯҳ мабӯй.

Агар тоҷ дорӣ в-агар кафши танг,
Набинӣ[4] ҳаме рӯзгори диранг.

Маранҷон равон, к-ин сарои ту нест,
Ба ҷуз тангтобут ҷои ту нест.

Ниҳодан чӣ бояд, ба хӯрдан нишин
Бар уммеди ганҷи ҷаҳонофарин.

Зи гетӣ туро шодмонист бас,
Ки ӯ ҳеч меҳре надорад ба кас.

Якеро сараш баркашад то ба моҳ,
Фароз оварад росташ зери чоҳ.

Чунин аст кирдори чархи барин,
Гаҳе ин бар ону гаҳе он бар ин.

Зи хуни Сиёвуш гузаштам ба кин
Ба овардани шаҳ зи Туронзамин.

---

1. Л –андарояд яке; И –Ба ҷанг андарояд сарат.
   *2 М –Рафтани Кайхусрав ба Эронзамин. Оғози достон.
2. М –андар ояд сараш.
3. ИЛ –б. 2756 нест.
4. ИЛ –Набинам.

## ШИКОЯТИ ФИРДАВСӢ АЗ ПИРИИ ХУД

Чу омад ба наздики сар теғи шаст,
Мадеҳ май, ки аз сол шуд мард маст.

Ба ҷои инонам асо дод сол,
Пароканда шуд молу баргашт ҳол.

Ҳамон дидабон[1] бар сари кӯҳсор
Набинад*[2] ҳаме лашкари бешумор.

Кашидан зи душман надонад инон,
Агар пеши мижгонаш ояд синон.[3]

Гироянда ду тезпои наванд,
Ҳамон шасти бадхоҳ кардаш ба банд.

Сароянда з-овоз баргашт сер,
Ҳамаш лаҳни булбул, ҳам овои шер.

Чу бардоштам ҷоми панҷоҳу[4] ҳашт,
Нагирам ба ҷуз*[5] ёди тобуту дашт.

Дареғ он гулу мушки хушшоби сӣ,
Ҳамон теғи буррандаи порсӣ.

Нагардад ҳаме гирди насрин тазарв,
Гули норван хоҳаду шоҳи сарв.

---

1. ИЛ –дидбон.
2. М –бубинад.
3. ТПЗ - Пур аз барф шуд кӯҳсори сиёҳ,
   Ҳаме лашкар аз шоҳ бинад гуноҳ.
4. И –ҳаштоду.
5. М –магар.

Ҳаме хоҳам аз довари[1] кирдгор,
Ки чандон амон[2] ёбам аз рӯзгор,

К-аз ин номвар номаи бостон
Бимонам ба гетӣ яке достон.

Ки ҳар кас, ки андар сухан дод дод,
Зи ман ҷуз ба некӣ надорад ба*[3] ёд![4]

Бад-он гетиям низ[5] хоҳишгар аст,
Ки бо зулфиқор асту[6] бо минбар аст.

Манам бандаи аҳли байти набӣ,
Сарафканда бар хоки пои васӣ[7]

Ба гуфтори деҳқон кунун бозгард,
Нигар,то чӣ гӯяд сароянда мард.

## ОГОҲ ШУДАНИ КОВУС АЗ КОРИ СИЁВУШ

Чу огоҳӣ омад ба Ковусшоҳ,
Ки шуд рӯзгори Сиёвуш табоҳ,

Ба кирдори мурғон сарашро зи тан
Ҷудо кард солори он анҷуман.

Аз ин бегуноҳиш нахчир зор
Гирифтанд шеван ба ҳар кӯҳсор.

---

1. ИЛ –равшани
2. Л –замон.
3. М –Аз ӯ ҷуз ба некӣ нагиранд.
4. Л –Аз ӯ ҷуз ба некӣ нагиранд ёд.
5. Л –Паямбар маро ёру.
6. ЛМ –теғи тез асту.
7. ТПЗ – Чу шуд достони Сиёвуш ба бун,
Зи Кайхусрав орем акнун сухун,
Бигӯям, ки Рустам ба Турон чӣ кард.
Ба кини Сиёвахш он шермард.

Бинолад ҳаме булбул аз шохи сарв
Чу дурроҷ зери гулон бо тазарв.

Ҳама буми Турон пур аз доғу дард,
Ба боғ-андарун[1] барги гулнор зард.

Яке ташт бинҳод заррин Гурӯй,
Бупечид чун гӯсфандон-ш рӯй,

Буриданд аз[2] тан сари шоҳвор,
На фарёдрас буду на хостор.

Чу ин гуфта бишнид Ковусшоҳ
Сари тоҷдораш нагун шуд зи гоҳ.

Ҳама[3]*[4] ҷома бидриду рухро биканд,
Ба хок андаромад зи тахти баланд.

Бирафтанд бо мӯя эрониён,
Бар он сӯг баста саворон[5] миён.

Ҳама дида пурхуну рухсора зард,
Забон*[6] аз Сиёвуш пур аз ёдкард.

Чу Тусу чу Гударзу Геви далер,
Чу Шопуру Фарҳоду Баҳроми шер.[7]

---

1. ЛМ –ба беша дарун.
2. ИЛ –аз он.
3. Л –Сабук; И –Бару ҷома.
4. М –Ба бар.
5. И –бар ҷумла баста; Лм –ба зорӣ.
6. М –равон.
7. ТПЗ - Чу Руҳҳому чун Зангаи Шоварон,
Чу Харроди Барзину кундоварон,
Чу Гургину чун Ашкаши шермард,
Чу Шедӯши шер он савори набард.

Ҳама ҷома карда кабуду сиёҳ,
Ҳама хок бар сар ба ҷои кулоҳ.

## РАСИДАНИ РУСТАМ БА НАЗДИ КОВУС

Пас огоҳӣ омад сӯи Нимрӯз,
Ба наздики солори гетифурӯз,

Ки аз шаҳри Эрон*[1] баромад хурӯш,
Зи марги Сиёвуш ҷаҳон шуд[2] ба ҷӯш.

Пароканд Ковус бар тоҷ хок,
Ҳама ҷомаи хусравӣ кард чок.

Сиёвахшро сар буриданд хор,
Ба хок андаромад сари шаҳрёр.[3]

Таҳамтан чу бишнид, з-ӯ рафт ҳуш,
Зи[4] Зобул ба зорӣ баромад хурӯш.

Ба ангушт рухсора барканд Зол
Пароканд хок аз бари тоҷу ёл[5].

Яке ҳафта бо сӯг гашта[6] дижам,
Ба ҳаштум баромад зи шайпур дам.

---

1. М –Ҳаме хоки тира.
2. ИЛ –Ҳаме хоки тира баромад.
3. ИЛ –б. 32 нест.
4. Л –Ба.
5. ТП – Завора гиребон бидаррид пок,
   Фаромарзро шуд бару сина чок.
   Ҳаме гуфт Рустам або номдор,
   Надидаст даврон чу ту шаҳрёр,
   Дареғо тиҳӣ аз ту Эронзамин,
   Ҳама зору бемору андӯҳгин,
   Дареғо, ки бадхоҳ дилшод гашт,
   Дареғо, ки ранҷам ҳама бод гашт.
6. ЛМ –Ба як ҳафта бо сӯг буду; И –Ба як ҳафта бо сӯг мебуд.

Сипаҳ сар ба сар бар дари Пилтан
Зи Кашмиру Кобул шуданд анҷуман.

Ба даргоҳи Ковус бинҳод рӯй,
Ду дида пур аз хуну дил кинаҷӯй.

Чу наздикии шаҳри Эрон расид,
Ҳама[1] ҷомаи паҳлавӣ бардарид.

Ба додори доранда савганд х(в)ард,
Ки ҳаргиз танам бесилеҳу набард

Набошад, на рухро бишӯям зи хок,
Сазад, гар набошем аз ин сӯгнок,[2]

Ки то кинаи шоҳ боз оварам,
Сари душманон зери гоз оварам.[3]

Кулаҳхӯду шамшер ҷоми ман аст,
Ба бозу хами хом доми ман аст.[4]

Магар кини он шаҳрёри ҷавон
Бихоҳам[5] аз он турки тираравон.[6]

1. Л –Дигар.
2. Л –Сазад гар набошад бад-ин сӯг бок.
3. ИЛ –б. 41 нест.
4. ТПЗ – На Турон бимонам, на Афросиёб,
Зи хун шаҳри Турон кунам рӯди об.
5. ИЛМ –Бичӯям.
6. ТПЗ – Чу фардо барояд баланд офтоб,
Ману гурзу майдону Афросиёб.
Чунонаш бикӯбам ба гурзи гарон,
Ки пӯлод кӯбанд оҳангарон.
Чунон то ба наздики Эрон расид,
Хабар з-ӯ ба шоҳи далерон расид.
Ки омад Таҳамтан ба монанди абр,
На бар сар-ш хӯду на дар тан-ш бабр.
Зи сӯги Сиёвуш пур аз об рӯй,
Ба рух барниҳода зи дида ду ҷӯй.

Чу омад бари тахти Ковуси кай,
Сараш буд пурхоку пурхок пай.

Бад-ӯ гуфт: «Хӯи бад, эй шаҳрёр
Парокандиву тӯҳмат омад ба бор.

Туро ишқи Судобаву бадхуӣ.[1]
Зи сар баргирифт он кулоҳи каӣ.[2]

Кунун ошкоро бубинӣ ҳаме.
Ки бар мавҷи дарё нишинӣ ҳаме.

Аз андешаву хӯи шоҳи сутург
Даромад ба Эрон зиёни бузург.

Касе, к-ӯ бувад меҳтари анҷуман,
Кафан беҳтар ӯро зи фармони зан!

---

Бузургон пиёда пазира шуданд,
Абе кӯсу тавку табира шуданд,
Ҳама зору гирёну пуроб рӯй,
Забон шоҳгӯю равон шоҳҷӯй.
Чу Рустам бидиданд эшон зи дур,
Ту гуфтӣ зи гетӣ баромад нуфур,
Або зориву нолаву дарду ғам
Расида бузургону Рустам ба ҳам
Ба пурсиш гирифтанд мар якдигар,
Ба дарди Сиёвуш пур аз хун ҷигар.
Ба зорӣ ҳаме гуфт пас Пилтан,
Ки шоҳо, далеро, сари анҷуман.
Каё, кайнажодо, шаҳо, хусраво,
Ҷаҳоншаҳрёрову кундоваро!
Зи дарди ту хуршед гирён шавад,
Ҳамон моҳро сина бирён шавад.
Куҷо он далериву нерӯи пил,
Ки аз дарди ту хушк шуд рӯди Нил,
Хуш он рӯз, к-андар гулистон будем,
Ба базми сарафроз Дастон будем.
Бад-ин сон ҳаме рафт зорикунон,
Ки омад бад-он боргоҳи каён.

1. ИЛ –бадхавӣ.
2. ИЛ –афсари хусравӣ.

Сиёвуш зи гуфтори зан шуд ба бод,
Хуҷаста зане, к-ӯ зи модар назод.

Зи шоҳон касе чун Сиёвуш набуд.
Чу ӯ роду озоду[1] хомуш набуд.[2]

Дареғ он руху[3] бурзу болои ӯй,[4*5]
Дареғ он рухи хусраворои ӯй,[6]

Дареғ ончунон номвар шаҳрёр,[7]
Ки чун ӯ набинад дигар рӯзгор.[8]

Чу бар гоҳ[9] будӣ, баҳорон будӣ
Ба базм афсари шаҳрёрон[10] будӣ.[11]

Ба разм-андарун шеру бабру паланг,
Надидаст кас ҳамчу ӯ тезчанг.[12]

Кунун ман дилу мағз то зиндаам,
Ба кини Сиёвахш огандаам.[13]

---

1. И –Далеру хунарманду.
2. Л –пас аз б. 51 ин б. омада:
   Дареғ он бару бозуву ёли ӯй,
   Дареғ он бару чангу кӯполи ӯй.
3. И –бару.
4. ИЛ –ӯ.
5. М –сару бозуву ёли кӯй.
6. ИЛ – Рикебу хаму хусравипои ӯ
7. И - Дареғ он гави номбурда савор.
8. Л - б. 53 нест.
9. ИЛ – дар базм.
10. ИЛ –Ба разм афсари номдорон.
11. ИЛМ –пас аз б. 54 ин б. омада:
    Чу бар гоҳ будӣ, дурафшон будӣ,
    Чу дар ҷанг будӣ, сарафшон будӣ.*
    * И –Ба базм - андарун моҳи рахшон будӣ.
12. ИЛ –б. 55нест.
13. Л – Ба кини Сиёнуш парокандаам.

Ҳама ҷанг бо чашми гирён кунам,
Ҷаҳон чун дили хеш бирён кунам».

## КУШТАНИ РУСТАМ СУДОБАРО ВА ЛАШКАР КАШИДАН

Нигаҳ кард Ковус дар чеҳри ӯй,
Чунон ашки хунину он[1] меҳри ӯй.

Надод эч посух мар ӯро зи шарм,
Фурӯ рехт аз дидагон оби[2] гарм.

Таҳамтан бирафт аз бари тахти ӯй,
Сӯи кохи Судоба бинҳод рӯй.

Зи парда ба гесӯш берун кашид,
Зи тахти бузургиш дар хун кашид.

Ба ханҷар ба ду нима[3] кардаш ба роҳ,
Наҷунбид бар тахт Ковусшоҳ.[4]

Биёмад ба даргоҳ бо сӯгу дард,
Пур аз хун ду дида, ду рухсора зард.

Ҳама шаҳри Эрон ба мотам шуданд.
Пур аз дард наздики Рустам шуданд.

Ба як ҳафта бо сӯгу бо оби чашм
Ба даргоҳ биншаст бо дарду хашм.

Ба ҳаштум бизад нои рӯину кӯс,
Биёмад ба даргоҳ Гударзу Тус.

1. Л –хунини бо.
2. И –дида хуноби.
3. ИЛ –ним.
4. ТПЗ – Таҳамтан чу пардохт аз кори ӯй,
Дилаш тезтар шуд зи озори ӯй.

Чу Шедушу Фарҳоду Гургину[1] Гев
Чу Руҳҳому Шопуру Харроди[2] нев.

Фарибурзу Ковусу Баҳароми шер,[3]
Гуроза, ки буд аждаҳои далер.

Бад-эшон чунин гуфт Рустам, ки «Ман
Бад-ин кин ниҳодам дилу ҷону тан,

Ки андар ҷаҳон чун Сиёвуш савор
Набандад камар низ як номдор.[4]

Чунин кор яксар мадоред хурд,
Ки ин кинаро хурд натвон шумурд.

Зи дилҳо ҳама тарс берун кунед,
Заминро зи[5] хун рӯди Ҷайҳун кунед.

Ба Яздон, ки то дар ҷаҳон зиндаам,
Ба дарди Сиёвуш дил огандаам.

Бад-он шаххи бенам,[6] куҷо хуни ӯй
Фарӯ рехт нокордида Гурӯй,

Бимолид хоҳам ҳаме чашму рӯй,
Магар бар дилам кам шавад дарди ӯй.

В-агар ҳамчунонам бар ӯ баста чанг,
Ниҳода ба гардан барам*[7] полаҳанг,

1. Л –Чу Фарҳод бо Гурдбаҳрому; И –Чу Фарҳоду чун Гурдбаҳрому.
2. ИЛ –Чу Гургини Милоду Шопури.
3. Л –Руҳҳоми шер. И –Ковуси даррандашер.
4. И –дар гаҳи корзор.
5. ИЛ –ба.
6. Л –ташти заррин.
7. М –Яке.

Ба хок афканад зор чун гӯсфанд,
Ду дастам бубаста ба хамми каманд.

В-агарна ману гурзу шамшери тез,
Барангезам андар ҷаҳон растахез.

Набинад ду чашмам магар гарди разм,
Ҳаром аст бар ҷони ман ҷоми базм».

Куноранг бо паҳлавон хар[1] кӣ буд,
Чу[2] з-он*[3] гуна гуфтори Рустам шунуд,

Ҳама баргирифтанд яксар хурӯш,
Ту гуфтӣ, ки Эрон[4] баромад[5] ба ҷӯш.

Аз Эрон яке бонг баршуд ба абр,
Ту гуфтӣ замин шуд куноми ҳизабр.[6]

Бизад мӯҳра бар пушти пилон ба ҷом,
Сипаҳ теғи кин баркашид аз ниём.

Баромад харӯшидани говдум,
Дами ною рӯину рӯинахум.

Ҷаҳон шуд пур аз кини Афросиёб,
Ба дарё, ту гуфтӣ, ба ҷӯш омад об.

Набуд ҷой пӯяндаро бар замин,
Зи найза ҳаво монд*[7] андар камин.

1. ИЛ – Ба даргоҳ хар паҳлавоне.
2. ИЛ –К-аз.
3. М –К-аз он.
4. Л –майдон даромад.
5. И –майдон.
6. И –Ки омад худованди кӯполу кабр.
7. М –монда.

Ситора ба ҷанг андаромад нахуст,
Замону замин дасти бадро бишуст.

Бубастанд гурдони Эрон миён,
Ба пеш-андарун ахтари ковиён.

Гузин кард пас Рустами зобулӣ
Зи гурдони шамшерзан кобулӣ,

Аз Эрону аз бешаи Норван
Шуданд аз ялон сад[1] ҳазор анҷуман.

## КУШТАНИ ФАРОМАРЗ ВАРОЗОДРО

Сипаҳро Фаромарз буд пешрав,
Ки фарзанди ӯ буду солори нав.

Ҳаме рафт, то марзи Турон расид,
Ки аз дидагаҳ[2]*[3] дидбонаш бидид.

Варозод шоҳи Сапеҷоб буд,
Миёни гавон дурри хушшоб буд.

Чу омад ба гӯш-андараш каррной,
Дами бӯқу овои ҳиндидарой.

Бизад кӯсу лашкар ба ҳомун кашид,[4]
Зи ҳомун ба дарёи хун оварид.

Сипаҳ буд шамшерзан сӣ ҳазор,
Ки буданд шоистаи корзор.[5]

---

1. И –даҳ.
2. Л –Чун он бадгумон.
3. М –Ба раҳ бадгумон.
4. ЛМ –бурун оварид.
5. ИЛМ –Ҳама размҷӯю ҳама номдор.

Варозод аз қалби лашкар бирафт,
Биёмад ба назди Фаромарз тафт.

Бипурсиду гуфташ: «Чӣ мардӣ, бигӯй,
Чаро кардаӣ сӯи ин марз рӯй?

Ҳамоно ба фармони шоҳ омадӣ,
Гар[1] аз паҳлавони сипоҳ омадӣ?

Надорӣ зи Афросиёб огаҳӣ,
Зи авранг в-аз тахту тоҷи меҳӣ?

Сазад, гар бигӯӣ маро номи хеш,
Бубинӣ бад-ин*[2] кор фарҷоми хеш,

Набояд, ки бе ном бар дасти ман
Равонат барояд зи торик тан».

Фаромарз гуфт: «Эй гави шӯрбахт,
Манам бори он паҳлавонидарахт.[3]

Ки бар дасти ӯ шер печон шавад,
Чу хашм оварад, пил беҷон шавад.

Маро бо ту, бадгавҳари девзод,
Чаро кард бояд чиву чанд ёд?

Гави пилтан бо сипоҳ аз пас аст,
Ки андар ҷаҳон кинахоҳ ӯ бас аст.

Ба кини Сиёвуш камар бар миён
Бубасту биёмад чу шери жиён.

1. Л –В-ар.
2. М –Ки бинӣ бар ин.
3. ИЛ – хусравонидарахт.

Барорад аз ин марзи беарз дуд.
Ҳаво гарди ӯро наёрад бисуд».[1]

Варозод бишнид гуфтори ӯй,
Ҳама хом донист пайкори[2] ӯй.

Ба лашкар бифармуд, к-андарниҳед,*[3]
Камонро саросар ба зеҳ барниҳед.

Рада баркашид аз ду рӯя сипоҳ,
Ба сар барниҳода аз оҳан кулоҳ.

Зи ҳар сӯ баромад зи лашкар[4] хурӯш,
Ҳаме кар шуд аз нолаи кӯс гӯш.*[5]

Чу овози кӯс омаду каррной,
Фаромарзро дил баромад зи ҷой.

Даромад ба кирдори пили жиён,
Ба бозу камону камар бар миён.[6]

Ба як ҳамла кардан зи гурдон ҳазор
Бияфканду баргашт аз корзор.

Ҳаме шуд Фаромарз найза ба даст,
Варозодро пои рафтан бубаст.

Дурафши сипаҳдори туркон бидид,
Чу шер аз миёни сипаҳ бардамид.[7]

---

1. ТП – На лашкар бимонад, на Афросиёб,
   На кишту на марзу на рахшанда об.
2. Л – кирдор.
3. М – дамед.
4. ИЛМ – саросар.
5. М – Замин омад аз наъли аспон ба ҷӯш.
6. Л – Ба бозу каманду ба зеҳ бар камон.
7. ТПЗИЛ – Гирифтанд аз эшон ҳазору дувист
   Варозодро гуфт лашкар: «Маист!

Барангехт аз ҷой шабрангро,
Бияфшурд бар найза-бар чангро.

Яке найза зад бар камарбанди ӯй,
Ки бугсист ҳафтону пайванди ӯй.

Чунон баргирифташ зи зини ходанг,[1]
Ки[2] гуфтӣ яке пашша дорад ба чанг.

Бияфканд бар хоку омад фуруд,
Сиёвахшро дод чанде дуруд.

Сари номвар дур кард аз танаш,
Ба хун - андар олуд[3] пероҳанаш.

Чунин гуфт к-инат сари[4] кин нахуст
Пароканда шуд[5] тухму аз хок[6] руст.

Ба буму бараш оташ андарзаданд,[7]
Ҳаме дуд бар шуд ба чархи баланд.

Яке нома бинвишт назди падар
Зи кори Варозоди пархошх(в)ар.

---

Ки ин рӯз бодафраҳи эзадист,
Мукофоти бадро зи Яздон бадист».
Чунон лашкари гашну чандин савор
Саросема гаштанд аз корзор.
Сипаҳбад чу рӯи Варозод дид,
Хурӯш аз миёни сипаҳ баркашид.

1. ИЛМ – паланг.
2. Л – Ту.
3. ИЛ – Ба кина биёлуд.
4. ТП – бари.
5. Л – гашт
6. ИЛ – пархош
7. ИЛ – фиканд.

Ки андаркушодам[1] дари кину ҷанг
Варо баргирифтам зи зини хаданг.[2]

Ба кини Сиёвуш буридам сараш,[3]
Барангехтам оташ аз кишвараш.[4]

## ЛАШКАР КАШИДАНИ СУРХА БА ҶАНГИ РУСТАМ

В-аз он сӯ равон шуд наванде ба роҳ
Ба наздики солори туронсипоҳ,

Ки омад ба кин Рустами пилтан,
Бузургони Эрон[5] шуданд анҷуман.[6]

Варозодро сар буриданд зор[7]
Баровarda аз марзи Турон димор.

Сипаҳро саросар ба ҳам барзаданд,
Ба буму бараш[8] оташ андарзаданд.

Чу бишнид Афросиёб ин сухан,
Ғамӣ гашт аз он[9] гуфтаҳои куҳан

Ки бишнида буд аз лаби бихрадон
Зи ахтаршиносону аз мӯбадон.

Зи кишвар саросар меҳонро бихонд,
Дирам доду ганҷи куҳан барфишонд.

---

1. ИЛ – эдар.
2. ИЛ – паланг.
3. И – буридам-ш сар.
4. И – буму бар.
5. Л – Зи Эрон бузургон; И – Аз Эрон бузургон.
6. ТПЗ – Фаромарз омад нахустин зи роҳ,
   Миён баста бар кини туронсипоҳ.
7. ИЛМ – хор.
8. И – Бар он буму бар.
9. И – Ба ёд омадаш.

Намонд эч дар дашт аспон яла,
Биёвард чӯпон ба майдон гала.

Дари ганҷу кӯполу баргустувон,
Ҳамон теғу тиру камони гавон.

Ҳамон ганҷи динору зарру гуҳар,
Ҳамон афсару тавқу заррин камар.

Зи дастуру ганҷур бистад калид,
Ҳама коху майдон дирам густарид.

Чу лашкар саросар шуд ороста,
Бар эшон пароканда шуд хоста.

Бизад кӯси рӯину[1] ҳиндидарой,
Саворон сӯи разм карданд рой.[2]

Шаҳаншаҳ[3] чу аз Ганг берун кашид,
Сипаҳро зи тангӣ ба ҳомун кашид.[4]

Зи кундоварон Сурхаро пеш хонд,
Зи Рустам фаровон суханҳо биронд.

Бад-ӯ гуфт: «Шамшерзан сӣ ҳазор
Бубар номдор аз бари корзор.

Ба сӯи Сапеҷоб рав ҳамчу бод,
Зи орому шодӣ макун ҳеч ёд.

---

1. И – ҳиндиву.
2. И – ҷой.
3. ИЛМ – Сипаҳбад.
4. ТПЗ – Сипоҳе ба монанди дарёи об,
Наҳанги сипаҳ буд Афросиёб.

Фаромарз он ҷост бо лашкараш
Бибояд фиристод эдар сараш.[1]

Нигаҳ дор ҷон аз бади пури Зол,
Ба ҷангат набошад ҷуз ӯ кас ҳамол.

Ба ҷое ки пархош ҷӯяд паланг,
Саги корзорӣ чӣ санҷад*[2] ба ҷанг?!

Ту фарзандиву некхоҳи манӣ,
Сутуни сипоҳиву моҳи манӣ.

Чу бедордил бошиву роҳҷӯй,
Кӣ ёрад ниҳодан ба сӯи ту рӯй?

Кунун пешрав бошу бедор бош,
Сипаҳро зи Рустам нигаҳдор бош!»[3]

---

1. ИЛ – б. 144, 145 нест.
2. М – наёяд.
3. ТПЗД – Бад ӯ* гуфт Сурха, ки «Эй шаҳрёр,
Зи ҷони Таҳамтан барорам димор.
Фаромарзро даст баста чу санг,
Ба гардан ниҳода варо полаҳанг,
Биёрам ба даргоҳи Афросиёб,
Сари найза бугзорам аз офтоб.
Ба ҷое ки пархош ҷӯяд паланг,
Саги корзорӣ чӣ санҷад,** ба ҷанг?!»
Бад-ӯ гуфт пас шоҳи туронсипоҳ,
Ки «Эй номварзодаи размхоҳ,
Яке достон дорам аз рӯзгор,
Ки ҳар ҷой дорам ҳаме ёдгор,
Саги кордида бигирад паланг
Зи рӯбаҳ рамад шери нодидаҷанг.
Фаромарз пури ҷаҳонпаҳлавон,
Далер асту бедору тухми гавон.
Набояд, ки эмин шавӣ з-ӯ ба ҷанг,
Ки дар рангсозӣ бувад бедиранг.
Далерӣ куну разми эшон басеч,
Машав эмин аз кори эшон ту ҳеч».
Чу якчанд аз ин достонҳо биронд,
Буна барниҳоду сипаҳ барнишонд.

*Л – Чунин. ** Л – наёяд.

Зи пеши падар Сурха берун кашид,
Дурафшу сипаҳ сӯи ҳомун кашид.

Ба сӯи Сапеҷоб омад чу бод
Ҷуз андешаи разм номад-ш ёд.[1]

Талоя чу гарди сипаҳ дид, рафт
Бупечид сӯи Фаромарз тафт.

Аз эронсипаҳ бар шуд овои кӯс.
Зи гарди сипаҳ шуд ҷаҳон обнӯс.

Хурӯши саворону аспон зи дашт
Зи хуршеду ноҳид бартар гузашт.

Дурахшидани теғи алмосгун,
Синонҳои оҳордода ба хун.

Ту гуфтӣ, ки бар шуд зи[2] гетӣ бухор,
Барафрӯхт аз он[3] оташи корзор.

Зи кушта фиканда ба ҳар сӯ сарон,
Замин кӯҳ гашт аз карон то карон.

Чу Сурха бад-он гуна пайкор дид,
Синони Фаромарзи солор дид.

Инонро ба бӯри сарафроз дод,
Ба найза даромад, камон боз дод.

Фаромарз бугзошт қалби сипоҳ,
Сӯи Сурха бо найза шуд кинахоҳ.[4]

---

1. И – б. 152 нест.
2. И – ба.
3. И – Барафрӯхта з-он.
4. ТПЗ – Бад-ӯ гуфт, к-эй «турки баргаштабахт,
Ҳамин дам бубандам-т бар тахта рахт.

Яке найза зад ҳамчу Озаргушасп,
Зи кӯҳа бибурдаш суи ёли асп.

Зи нерӯи аспону аз[1] захми сахт,
Фаромарзро найза шуд лахт-лахт.

Зи Тӯрон сарон сӯи ӯй омаданд,
Пур аз кину пархошҷӯй омаданд.

Бидонист Сурха, ки поёб ӯй
Надорад, ғамӣ шуд, бупечид[2] рӯй.

Пас андар Фаромарз чун пили маст
Ҳаме тохт бо теғи ҳиндӣ ба даст.

Саворони Эрон ба кирдори дев,
Дамон аз пасаш[3] баркашида ғирев.

Фаромарз чун Сурхаро ёфт, чанг
Биёзид бар сони тозонпаланг.

---

Сиёвахшро хун бирезӣ ба хок,
Натарсӣ зи додору нояд-т бок.
Ту боре чӣ номӣ дар ин паҳндашт,
Ки марг андар ин дашт сӯи ту гашт?»
Бад-ӯ гуфт, Сурха, ки «Инҳо магӯй,
Чӣ донӣ, ки гетӣ чӣ орад ба рӯй,
Манам Сурха аз тухми Афросиёб,
Ки сӯзад зи бимам наҳанг андар об.
Аз он омадам сӯи майдони ту,
Ки аз тан раҳонам магар ҷони ту.
Бигуфту яке найза зад бар камар,
Наҷунбид бар зин гави номвар.
Бихандиду гуфташ: Бубин зӯри пил,
Ки гардад ҷаҳон пеши чашмат чу Нил.

1. Л – эшон в-аз.
2. И – гашту печид.
3. ИЛ – пасу.

Камарбанд бигрифт в-аз пушти зин
Бароварду ногаҳ бизад[1] бар замин.

Пиёда ба пеш андарафканд хор,
Ба лашкаргаҳ овардаш аз корзор.

Дурафши Таҳамтан ҳамон гаҳ зи роҳ
Падид омаду бонги пилу[2] сипоҳ.

Фаромарз пеши падар шуд чу гард
Ба пирӯзӣ аз рӯзгори набард.

Ба пеш - андарун Сурхаро баста даст,
Бурида Варозодро ёл паст.

Ҳама ғору ҳомун пур аз кушта буд,
Сари душман аз ҷанг баргашта буд.

Сипоҳ офарин хонд бар паҳлавон,
Бар он номбардор гурди ҷавон.

Таҳамтан бар ӯ офарин кард низ,
Ба дарвеш бахшид бисёр чиз.[3]

Яке достон зад бар ӯ пилтан,
Ки «Ҳар кас, ки сар баркашад з-анҷуман,

Ҳунар бояду гавҳари номдор,
Хирад ёру фарҳангаш омӯзгор.

Чу ин чор гавҳар ба ҷой оварад,
Ба мардӣ ҷаҳон зери[4] пой оварад.

---

1. И – Баровард зад ногаҳон.
2. И – бонг карда.
3. ТПЗ – Фаромарзро дид ҳамчун наҳанг,
Сару дасташ аз хун шуда лоларанг.
4. ИЛМ –Диловар шавад парру.

Аз оташ набинӣ ҷуз афрӯхтан,
Ҷаҳоне чу пеш оядаш сӯхтан».

Фаромарз нашгифт, агар саркаш аст,
Ки пӯлодро дил пур аз оташ аст».

Чу овард бо санги хоро кунад,
Зи дил рози хеш ошкоро кунад.

Ба Сурха нигаҳ кард пас пилтан,
Яке сарви озод буд дар чаман.[1]

Бараш чун бари шеру рух чун баҳор.
Зи мушки сияҳ карда бар гул нигор.

Бифармуд пас, то барандаш ба дашт
Або ханҷару рӯзбонону ташт.

Бубанданд дасташ ба хамми каманд,
Бимоланд[2] бар хок чун гӯсфанд.

Ба сони Сиёвуш сарашро зи тан
Бибурранду каргас бипӯшад[3] кафан.

Чу бишнид Туси сипаҳбад, бирафт,
Ба хун рехтан рӯй бинҳод тафт.

Бад-ӯ Сурха гуфт: «Эй сарафроз шоҳ,
Чаро кушт хоҳӣ маро бегуноҳ?

Сиёвуш маро буд ҳамсолу дӯст,
Равонам пур аз дарду андӯҳи ӯст.

1. Л -181 -183 нест.
2. ЛМ –Бихобанд.
3. Л –к-аз кас напӯшад.

Маро дида пуроб буд рӯзу шаб,
Ҳамеша ба нафрин кушодам ду лаб:

Бар он кас, ки он шоҳро сар гирифт,
Бар он кас, ки он ташту ханҷар гирифт».[1]

Дили Тус бахшоиш овард сахт,
Бар он номбардори гумкардабахт.

Бари Рустам омад, бигуфт ин сухун,
Ки афканда пури сипаҳдор бун.

Чунин гуфт Рустам, ки гар шаҳрёр
Чунон доғдил шояду сӯгвор,

Ҳамеша дилу ҷони Афросиёб
Пур аз дард бодо ду дида пуроб.

Ҳамин кӯдак аз пушти он бадҳунар
Ҳаме чораву ҳила созад дигар.

Нишонда Сиёвуш ба хок-андарун,
Бару ёлу мӯяш шуда ғарқи хун.

Ба ҷону сари шоҳи Эронзамин,
Сарафроз Ковуси боофарин,

Ки то ман ба гетӣ бувам, зиндаро
Зи туркон агар шоҳу гар бандаро

Ҳар он кас, ки ёбам, сарашро зи тан
Бибуррам аз он марз в-аз анҷуман.

---

1. ИЛ - Чӣ резӣ ҳаме хуни ман.
ТпЗ - Бубахшой бар навҷавонии ман,
Бад-ин бозуи хусравонии ман.

Ба сӯи Завора нигаҳ кард шер,
Бифармудаш он хуни бас ногузир.[1]

Ҳамон ташту ханҷар Завора бибурд,
Ҷавонро бад-он рӯзбонон супурд.

Сарашро ба ханҷар буриданд зор
Замоне хурӯшиду баргашт кор.

Ҷаҳоно, чӣ хоҳӣ зи парвардагон?
Чӣ парвардагон? –Доғидилбурдагон![2]

Сар аз тан ҷудо карду бар дор кард,
Ду пой аз бари сар нагунсор кард.

Бар он кушта аз кин барафшонд*[3] хок,
Танашро ба ханҷар бикарданд[4] чок.

## ЛАШКАР КАШИДАНИ АФРОСИЁБ БА КИНИ ПИСАР

Чу лашкар биёмад зи дашти набард,
Танон пур зи хуну сарон пур зи гард.

Бигуфтанд, к-он номвар кушта шуд,
Чунон давлати тез баргашта шуд.

Бурида сарашро нагунсор[5] кард,
Танашро ба хун ғарқа[6] бар дор кард.[7]

1. Л –б. 197 -202 нест.
2. И –б. 205 нест.
3. М –барангехт.
4. ИЛ –ҳамекард.
5. Л –абар дор.
6. И –Сар аз тан чудо карду.
ТП – Сари Сурха бубрид гурди далер,
Ҳама лашкар аз ҷанг баргашт сер.
7. Л –Ду пой аз бари сар нагунсор кард.

Ҳама шаҳри Эрон камар бастаанд,
Зи кини[1] Сиёвуш ҷигар хастаанд.

Нагун шуд сару тоҷи Афросиёб,
Ҳаме канд мӯю ҳаме рехт об.

Ҳама ҷомаи хусравӣ кард чок,
Хурӯшон ба сар-бар барафшонд хок.

Ҳаме гуфт: «Родо, далеро, гаво,
Саро, номдоро, яло, хусраво!

Дареғ он*[2] рухи арғавонӣ чу моҳ,
Дареғ он*[3] бару бурзу болои шоҳ.

Наҷӯяд падар ҳеч оромгоҳ,
Магар зини чарма ба овардгоҳ».

Чунин гуфт бо лашкар Афросиёб,
Ки «Бар мо сар омад кунун хӯрду хоб.[4]

Ҳама кинаро чашм равшан кунед,[5]
Ниҳолӣ зи хафтону ҷавшан кунед».[6]

Чу бархост овои кӯс аз дараш,
Бипӯшид ҷавшан ҳама лашкараш.

Бизад нои рӯин абар пушти пил,
Ҷаҳон шуд зи лашкар чу дарёи Нил.

1. ИЛ –хуни.
2. М –ин.
3. М –ин.
4. И –б. 214 -217 нест.
5. ЛМ –кунем.
6. ЛМ –кунем.

Чу бар кӯҳаи пил барбаст кӯс,
Ҳаме осмон бар замин дод бӯс.

Ба гурдони лашкар-ш овоз кард,
Ки «Эй номдорону мардони мард[1],

Чу бархезад овози кӯс аз ду рӯй,
Наҷӯяд замон марди пархошҷӯй.[2]*[3]

Ҳама размро дил пур аз кин кунем,
Тани душманон ҷои жӯпин кунем».

Бигуфт ину фармуд,то каррной
Дамиданд бо синҷу ҳиндидарой.[4]*[5]

Хурӯш омаду нолаи говдум,
Дами нои сарғину рӯинахум.

Замин омад аз наъли аспон ба ҷӯш,
Ба абр андаромад зи лашкар[6] хурӯш.

Чу бархост аз дашт гарди сипоҳ,
Кас омад бари Рустами кинахоҳ,[7]

Ки омад сипаҳдор Афросиёб,
Сипоҳи дамон ҳамчу киштӣ бар об.

Ҳама сохта кинаву ҷангро,
Ҳама тез карда ба хун[8] чангро.

1. Л –б. 219 -222 нест.
2. Л –мардуми айбҷӯй.
3. М –б. 219 -223 нест.
4. И -219 -225 нест.
5. М –б. 225 нест.
6. ИЛ –синону.
7. ЛМ –Рустам аз дидагоҳ.
8. ИЛ –бадӣ.

Сипаҳбад гави пилтан чун шунид,
Ки омад сипаҳдори Турон[1] падид,

Бирафтанд бо ковиёнӣ дурафш,
Зи теғи далерон ҳаво шуд бунафш.

Баромад хурӯши сипоҳ аз ду рӯй,
Чаҳон шуд пур аз мардуми ҷангҷӯй.[2]

Хуру моҳ гуфтӣ ба ранг-андар аст,
Ситора ба коми наҳанг-андар аст.

Сипаҳдори Турон баророст ҷанг,
Гирифтанд кӯполу жӯпин ба чанг.

Биёмад сӯи маймана Бормон,
Зи туркон сипоҳе давону дамон.

Сӯи майсара Кӯҳрами теғзан,
Ба қалб-андарун хусрави анҷуман.

В-аз он рӯй Рустам сипаҳ баркашид,
Замин шуд зи гарди ялон нопадид.

Бисозид бар қалбгаҳ ҷои хеш,
Завора пас-андар,[3] Фаромарз пеш.

Чу Гударзи Кашвод бар майсара,
Ҳаҷиру гаронмоягон яксара.

---

1. И –туркон.
2. ТПЗЛ – Ту гуфтӣ на шаб буд пайдо, на рӯз,
   Ниҳон гашт хуршеди гетифурӯз.
3. Л –пас эдар.

Биёрост бар маймана Геву Тус,
Савoрони бедор бо бӯқу[1] кӯс.[2]

Таҳамтан басечид мар ҷангро,[3]
Барафрошт аз кин дили тангро.[4]

Шуд аз сумми аспон замин мушкранг,
Зи найза ҳаво ҳамчу[5] пушти паланг.[6]

Ту гуфтӣ ҳаво[7]*[8] кӯҳи оҳан шудаст,
Сари кӯҳ пуртарку ҷавшан шудаст.

245 Ба абр андаромад синони дурафш,
Дурахшидани теғҳои бунафш.[9]

## КУШТА ШУДУНИ ПИЛСАМ БА ДАСТИ РУСТАМ

Биёмад ба қалби сипаҳ Пилсам,
Диле пур зи кин, чеҳра карда дижам.

Чунин гуфт бо шоҳи туронсипоҳ,
Ки «Эй пурхирад, номбардор шоҳ,

Гар эдун, ки аз ман надорӣ дареғ,
Яке бора бо ҷавшану тарку теғ,

1. ИЛМ –пилу.
2. ТПЗ – Фарибурз бо Рустами кинахоҳ,
Ситоданд бо найза дар қалбгоҳ.
3. ИЛ –кинаро.
4. Л –бару синаро; И –дилу синаро.
5. И –шуд чу.
6. ТПЗЛ – Чунин буд ҳар ду сипаҳ ҳамгурӯҳ,
На з-он сӯ сутӯҳу на з-ин сӯ шикӯҳ.*
* Л –На з-он сӯ сутуну на з-он сутӯҳ.
7. ИЛ –ҷаҳон.
8. М –замин.
9. И –б. 245 нест.

Або[1] Рустам имрӯз ҷанг оварам,
Ҳама номи ӯ зери нанг оварам.

Ба пеши ту орам сару Рахши ӯй,
Ҳамон гурзу теғи ҷаҳонбахши ӯй».

Аз ӯ шод[2*3] шуд ҷони Афросиёб,
Сари найза бугзошт аз офтоб.

Бад-ӯ гуфт, к- «Эй номбардор шер,
Ҳамоно, ки пилат наёрад ба зер,

Агар пилтанро ба чанг оварӣ,
Замона баросояд аз доварӣ.

Ба Турон набошад чу ту кас ба ҷоҳ,
Ба тахту ба мӯҳру ба теғу кулоҳ.

Ба гардонсипеҳр андарорӣ сарам,
Супорам ба ту духтару афсарам.

Аз Эрону Турон ду баҳр они туст,
Ҳамон гавҳару ганҷу шаҳр они туст».

Чу бишнид Пирон, ғамӣ гашт сахт,
Биёмад бари шоҳи пирӯзбахт.

Бад-ӯ гуфт, к-«Ин марди барнои тез
Ҳаме бо тани хеш дорад ситез.

Гар ӯ бо Таҳамтан набард оварад,
Сари хештан зери гард оварад.

1. Л –Ки бо.
2. И –тоза.
3. М –тоза.

Ҳаме дар гумон афтад аз[1] номи хеш,
Набинад ҳаме кому фарҷоми хеш.[2]

Бувад з-ин сухан низ бар шоҳ нанг,
Шикаста шавад дил сипаҳро ба ҷанг.

Бародар ту донӣ, ки кеҳтар бувад,
Фузунтар бар ӯ меҳри меҳтар[3] бувад».

Ба Пирон чунин гуфт пас Пилсам,
К-«Аз ин паҳлавон дил надорам[4] дижам.[5]

Агар ман кунам ҷанг, ҷанги наҳанг,
Наёрам ба бахти ту бар шоҳ нанг.

Ба пеши ту бо номвар чор гурд,
Ба пархош дидӣ зи ман дастбурд.

Ҳамоно кунун зӯрам афзунтар аст,
Шикастан дили ман на андарх(в)ар аст.

Барояд ба дасти ман ин коркард,
Ба гирди дари ахтари бад магард».

Чу бишнид аз ӯ ин сухан шаҳрёр,
Яке аспи шоистаи корзор

Бад-ӯ дод бо теғу гурзи гарон
Ҳамон ҷавшану тарку баргустувон.

1. Л –оварад.
2. ТПЗИ – Касе сӯи дӯзах напӯяд ба пой,
Дигар хира сӯи дами аждаҳой.
3. ИЛ –беҳтар.
4. Л –надорӣ.
5. И –ба ғам.

Биёрост он ҷангро[1]*[2] Пилсам,
Ҳаме ронд чун шер бо[3] боду дам.[4]

Ба эрониён гуфт: «Рустам куҷост,
Ки гӯянд, к-ӯ[5] рӯзи ҷанг аждаҳост?

Бигӯед, то пешам ояд ба ҷанг,
Ки бар ҷанги ӯ кардаам тез чанг».[6]

Чу бишнид Гев ин сухан, бардамид,
Бизад дасту теғ аз миён баркашид.

Бад-ӯ гуфт: «Рустам ба як турк ҷанг
Ҳамоно насозад, ки ояд-ш нанг».

Баровехтанд он ду ҷангӣ ба ҳам
Дамон Геви Гударз бо Пилсам.

Яке найза зад Гевро, к-аз ниҳеб
Бурун омадаш ҳар ду пош[7] аз рикеб.

Фаромарз чун дид, ёр омадаш,
Ҳамон ёри ҷангӣ ба кор омадаш.

Бизад теғ бар найзаи Пилсам,
Аз он теғ шуд найзаи ӯ қалам.

---

1. И –ҷанг чун.
2. М –мар.
3. Л –пур.
4. ТП – Сипар бар сари китфу найза ба даст,
Ғиревону ҷӯшон чу пилони маст.
Даромад ба майдон ба кирдори гард,
Чу раъди хурӯшон яке вайла кард.
5. Л –дар.
6. ИЛ –б. 272 нест.
7. Л –пой; И –по.

Дигарбора зад бар сари тарки ӯй,
Шикаста[1] шуд он теғи пархошҷӯй.

Ҳаме гашт бо ҳар ду ял Пилсам,
Ба майдон ба кирдори шери дижам.

Чу Рустам зи қалби сипаҳ бингарид,[2]
Ду гурди далери гаронмоя дид,

Баровехта бо яке шермард,
Ба абр андаровварда аз бод гард.

Ба дил гуфт Рустам, ки ҷуз Пилсам
Зи туркон надорад касе боду[3] дам.[4]

Ва дигар, ки аз пирсар мӯбадон,
Зи ахтаршиносону аз бихрадон,

Зи ахтар баду нек*[5] бишнида буд,
Ҷаҳонро чапу рост паймуда буд,

Ки гар Пилсам аз бади рӯзгор
Гузар ёбаду бинад омӯзгор,

Набарда чун ӯ дар ҷаҳон сар ба сар,
Ба Эрону Турон набандад камар.

Ҳамоно, ки ӯро замон омадаст.
Ки эдар ба ҷангам дамон омадаст.

Ба лашкар чунин гуфт, к-«Аз ҷои хеш
Маёзед худ пештар пои хеш.

1. Л –Гусиста.
2. Л –б. 280 нест.
3. Л –зӯру.
4. И –б. 279 -283 нест.
5. Баду неки он марз.

Шавам, баргироям тани Пилсам,
Бубинам чӣ дорад паю зӯру дам».

Яке найзаи боркаш баргирифт,
Бияфшурд рон, тарк бар сар гирифт.

Гарон шуд рикебу сабук шуд инон,
Ба чашм андаровард рахшон синон.

Ҳаме гашт*[1] бар лаб баровард каф,
Ҳаме тохт аз қалб то пеши саф.

Чунин гуфт, к-«Эй номвар Пилсам,
Маро хостӣ, то бисӯзӣ ба дам.[2]

Бубинӣ кунун захми ҷангинаҳанг,
К-аз он пас напечӣ инон сӯи ҷанг.[3]

Бисӯзад дилам бар ҷавонии ту,
Дареғо бари паҳлавонии ту».[4]

Бигуфту барангехт аз ҷо наванд,
Даромад ба кин чун сипеҳри баланд.

---

1. М – Ғамӣ гашту.
2. ТПЗИ – Кунун омадам, то бубинӣ маро,
Зи гарданкашон баргузинӣ маро.
3. ТПЗИ – Баровехтанд он ду ҷангӣ ба ҳам,
Ҳамон паҳлавону дигар Пилсам.
Фаровон бигаштанд дар корзор,
Ҳамон теғ бо гурз шуд пора пор.
Зи гашти далерон бар он дашти ҷанг
Чу шаб гашт овардгаҳ тору танг.
Чунин гуфт Рустам зи туркон савор
Надидам бад-ин печиши корзор.
Сазад, к-аждаҳо бошаду ё паланг,
К-аз ин сон ба пешам бисозад диранг.
4. Л – б. 295 нест.

Яке найза зад бар камаргоҳи ӯй,
Зи зин бадгирифташ ба кирдори гӯй.

Ҳаме тохт то қалби туронсипоҳ,
Бияндохташ хор дар қалбгоҳ.

Чунин гуфт к-«Инро ба дебои зард
Бипӯшед, к-аз гард шуд лоҷвард».

Инонро бупечид аз он размгоҳ,
Биёмад дамон то ба қалби сипоҳ.

Биборид Пирон зи мижгон сиришк,
Тани Пилсам даргузашт аз пизишк.

Дили лашкари шоҳи туронсипоҳ
Шикаста шуду тира шуд размгоҳ.

Хурӯш омад аз лашкари ҳар ду рӯй,
Деҳудори гурдони пархошҷӯй.

Хурӯшидани кӯс бар пушти пил
Зи ҳар сӯ ҳаме рафт то чанд мил.

Замин шуд зи наъли сутурон сутӯҳ,
Ҳаме кӯҳ дарё шудӣ, дашт кӯҳ.

Ҳама санг марҷон шуду хок[1] хун,
Басе сарваронро сар омад нагун.[2]

Ту гуфтӣ ҳаме хун биборад сипеҳр,
Падарро набуд бар писар ҷои меҳр.

1. И –дашт.
2. ТПЗИЛ – Бигаштанд чандон зи ҳар ду гурӯҳ,
Ки шуд хок дарёву ҳомун чу кӯҳ.

Яке бод бархост аз размгоҳ,
Ҳаворо бипӯшид гарди сиёҳ.

Ду лашкар ба ҳомун ҳаме тохтанд.
Яке аз дигар бознашнохтанд.

Ҷаҳон чун шаби тира торик шуд,
Ҳамоно ба шаб рӯз наздик шуд.

## ГУРЕХТАНИ АФРОСИЁБ АЗ РУСТАМ

Чунин гуфт бо лашкар Афросиёб,
Ки «Бедор бахт андаромад ба хоб.

Агар сустӣ оред як тан ба ҷанг,
Намонад маро ҷойгоҳи диранг.

Як имрӯз рои паланг оваред,
Зи ҳар сӯ бароеду ҷанг оваред.[1]

Парешон[2] зи ҳар сӯ камин оваред,[3]
Ба найза хур андар замин оваред».

Биёмад худ аз қалби туронсипоҳ,
Бари Тус шуд доғдил, кинахоҳ.

Аз Эрон фаровон саронро бикушт,
Ғамӣ шуд дили Тусу бинмуд пушт.

Бари Рустам омад яке чораҷӯй,[4]
Ки имрӯз аз ин кор шуд рангу бӯй.

1. Л –биронеду ҷанг оваред; И –б. 315 нест.
2. Л –бар эшон; И –Бад-эшон.
3. И – Як имрӯз парҳошу кин оваред.
4. ИЛМ –роҳҷӯй.

Ҳама маймана шуд чу дарёи хун
Дурафши саворони Эрон нагун.

Биёмад зи қалби сипаҳ пилтан,
Паси ӯ Фаромарз бо анҷуман.

Сипардори бисёр дар пеш буд,
Ки дилшон зи Рустам бадандеш буд.

Ҳама хешу пайванди Афросиёб,
Ҳама дил пур аз кину сар пуршитоб.

Аз эшон фаровон Таҳамтан бикушт,
Фаромарзу Тус андаромад ба пушт.

Чу Афросиёб он дурафши бунафш
Нигаҳ кард бо ковиёнӣ дурафш,

Бидонист, к-он пилтан Рустам аст,
Сарафроз в-аз тухмаи Найрам аст.

Барошуфт бар сони ҷангӣ паланг,
Бияфшурд рон, пеши ӯ шуд ба ҷанг.

Чу Рустам дурафши сияҳро бидид,
Ба кирдори шери жиён бардамид.

Ба ҷӯш омад он номбардор гурд,
Инонро ба Рахши таковар супурд.

Баровехт бо саркаш Афросиёб,
Зи пайкон-ш хун рафт чун ҷӯи об.

Хаданге, ки солори туронсипоҳ
Бизад бар бари Рустами кинахоҳ,

Синон андаромад ба чарми камар,
Ба бабри баён-бар набуд коргар.

Таҳамтан ба кин андаровард рӯй,
Яке найза зад бар бари аспи ӯй.

Таковар зи дард андаромад[1] ба сар,
Бияфтод аз ӯ шоҳи пархошх(в)ар.

Ҳаме ҷуст Рустам камаргоҳи ӯй,
Ки аз ранҷ кӯтаҳ кунад роҳи ӯй.

Нигаҳ кард Ҳуммон, бидид аз карон,
Ба гардан баровард гурзи гарон.

Бизад бар сари шонаи пилтан,
Хурӯшанда гашт аз ду рӯ анҷуман.[2]

Битобид рух паҳлавони сипоҳ,
Зи пас кард Рустам ҳамон гаҳ нигоҳ.

Сипаҳдори Турон зи чангаш биҷаст,[3]
Яке бораи тезтаг[4] барнишаст.

Ба сад ҳила аз чанги он аждаҳо
Варо кард Ҳуммони Виса раҳо.[5]

Барошуфт гурдафкани тоҷбахш,
Зи*[6] дунболи Ҳуммон барангехт Рахш.

1. И –дардаш биёмад.
2. Л –Зи лашкар хурӯш омаду анҷуман.
3. ИЛ –бишуд зардаст.
4. ИЛ – гомзан.
5. ТПЗМ – Чу шуд раста, аз ҷанг баргошт рӯй,
Таҳамтан ҳаме буд пархошҷӯй.
6. М –Ба.

Битозид чандеву чанде шитофт,
Замона будаш*[1] монда, ӯро наёфт.[2]

Ба абр андаромад хурӯши сарон,
Гироидани гурзҳои гарон.

Даромад аз эронсипаҳ пеши ӯй,
Бад-он то наёяд газанде бар ӯй.[3]

Зи Рустам бипурсид пурмоя Тус,
Ки «Чун ёфт пил аз таки гур кӯс?»

Бад-ӯ гуфт Рустам, ки «Гурзи гарон
Чу борад зи бозуи кундоварон,

Намонад дили сангу сандон дуруст,
Бару ёли кӯбанда бояд нахуст.

Амуде, ки кӯбанда Ҳуммон бувад,
Ту оҳан махонаш, ки мум он бувад.»

Чу аз ҷанги Рустам бупечид рӯй,
Гурезон ҳаме рафт пархошҷӯй.

Саросар сипаҳ наъра бардоштанд,
Синонҳо бар-абр андар афроштанд.

Замин*[4] сар ба сар куштаву хаста шуд,
Ва ё лолаву заъфарон руста шуд.

Сипарданд аспон ҳама хун ба наъл,
Ҳаме пои пилон зи хун гашта лаъл.

1. М –Чу шуд зиндагӣ.
2. Л –б. 242, 243 нест.
3. Л –Таҳамтан ҳаме буд пархошҷӯй.
4. –Сипаҳ.

Ҳазимат гирифтанд туркон чу бод,
Ки Рустам зи бозу ҳаме дод дод.[1]

Се фарсанг чун аждаҳои дамон
Ҳаме шуд Таҳамтан паси бадгумон.

В-аз он ҷойгаҳ пилтан бозгашт,
Ту гуфтӣ варо чарх дамсоз*[2] гашт.

Ба лашкаргаҳи хеш гаштанд боз,
Сипаҳ яксар аз хоста бениёз.

Ҳама дашт пуроҳану симу зар,
Синону ситому силеҳу камар.

## ФИРИСТОДАНИ АФРОСИЁБ КАЙХУСРАВРО БА ХУТАН

Чу хуршед бар зад сар аз кӯҳсор,
Бигустурд ёқут бар пушти қор.

Хурӯш омаду нолаи каррной,
Таҳамтан барангехт лашкар зи ҷой.

Ниҳоданд сар сӯи Афросиёб,
Ҳама рух зи хуни Сиёвуш пуроб.

Чу бишнид, к-омад паси ӯ сипоҳ,
Таҳамтан ба пеш-андарун кинахоҳ.

Биёвард лашкар ба дарёи Чин,
Бар ӯ танг шуд паҳн рӯи замин.

Бад-он гаҳ куҷо хост бугзошт об,
Ба Пирон Чунин гуфт Афросиёб.

1. ИЛ –б. 254 нест.
2. М –Чу бо душманаш чарх бад соз.

Ки «Дар кори ин кӯдаки шумтан
Ҳушивор бо ман яке рой зан,

Ки гар Рустам ӯро ба ҷанг оварад,
Мар ӯро сӯи*[1] шаҳри Эрон барад.

Аз ин девзода яке шоҳи нав
Нишонанд бо тоҷ бар гоҳи нав.

Мар ӯро биёвар бар ин рӯи об,
Дарафкан в-аз ин рои ман сар матоб».

Чунин гуфт Пирон ба Афросиёб,
Ки «Бар куштани ӯ набояд шитоб.

Ман ӯро яке чора созам, ки шоҳ
Писандад аз ин бандаи некхоҳ.

Мар ӯро биёрем бо хештан,
Барему нишонемаш андар Хутан.

Набояд, ки якбора аз бад куниш
Бувад шоҳро ҷовидон сарзаниш».

Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Эй худованди рой,
Маро бар накӯӣ туӣ раҳнамой.

Ба зудӣ бар ин кор кардан басеч,
Набояд диранг андар ин кор ҳеч».

Пас он гоҳ Пирон фиристодае,
Яке донишимарди озодае

Фиристод, то оварад шоҳро,
Фиристода бубрид он роҳро.

1. М –бари.

Ҳаме рафт тозон ба кирдори дуд,
Чунон чун сипаҳбад-ш фармуда буд.

Биёмад, ба наздики хусрав расид,
Бад-он фарру авранг ӯро бидид.

Фаровон-ш бистуду бурдаш намоз,
Ҳаме буд[1] пешаш замони дароз.

Ҳамон[2] гаҳ бигуфт, он чи буд гуфтанӣ,
Ҳама дарпазируфт пазруфтанӣ.

Чу бишнид Хусрав саросар сухун,
На сар дид пайдо мар онро, на бун.

Биёмад давону ба модар бигуфт,
Саросар баровард роз аз нуҳуфт.

Ба модар чунин гуфт, к-«Афросиёб
Фиристоду хонад маро назди об.[3]

Чӣ созему инро чӣ дармон кунем?
Ба дониш магар чораи ҷон кунем».

Фаровон бигуфтанду андохтанд,
Мар он корро чора нашнохтанд.

Ҷуз аз рафтан он ҷо надиданд рӯй,
Ба ноком рафтанд пас пӯй-пӯй.

Ҳама роҳ ғамгину дида пуроб,
Забон пур зи нафрини Афросиёб.

1. И –Ҳаме гуфт.
2. И –Пасон.
3. И –Фиристод хоҳад маро назди боб.

Чунин то ба наздики Пирон расид,
Чу Пирони Виса мар ӯро бидид,

Фуруд омад аз тахту шуд пеш боз,
Бипурсидаш аз ранҷи роҳи дароз.

Фаровон-ш бистуду бинвохташ,
Ба наздики худ ҷойгаҳ сохташ.

Ҳар он ч-аш бубоист аз х(в)арданӣ,
Зи пӯшиданиву зи густарданӣ,

Зи хиргоҳу аз хаймаву борагӣ
Бисозид Пирон ба якборагӣ.

Чу ҳарчиш бибоист, шуд сохта,
В-аз он сохтан гашт[1] пардохта.

Биёмад, бигуфташ ба Афросиёб,
Ки «Эй шоҳи бодонишу фарру об,

Ман ин кӯдаки хурд бо фарраҳӣ
Биёвардам, акнун чӣ фармон диҳӣ?

Чунин гуфт пас шоҳи Туронзамин
Ба Пирон, к-«Аз он рӯи дарёи Чин

Фиристод бояд-ш, то саркашон
Наёбанд аз ӯ ҳеч гуна нишон.

Фиристод Пирон мар ӯро чу дуд,
Бар он сӯ, куҷо шоҳ фармуда буд».

1. Л –сохта шоҳ пардохта; И –шоҳ пардохта.

## ПОДШОҲИИ РУСТАМ ДАР ТУРОНЗАМИН ҲАФТ СОЛ БУД

Сипаҳбад гави пилтан бо сипоҳ
Сӯи Чину Мочин даромад зи роҳ.[1]

Ҳама марзи Чин бо Хитову Хутан
Гирифташ ба бозуи шамшерзан.[2]*[3]

Таҳамтан нишаст аз бари тахти ӯй,*[4]
Ба хок андаромад сари бахти ӯй.*[5]

Яке достон зад гав андар[6] нахуст,
Ки пурмоя он кас, ки душман бичуст.

Чу бадхоҳ пеш оядат, кушта беҳ,
Гар[7] овора, аз ҷанг баргашта беҳ.

Зи айвон ҳама ганҷи ӯ бозҷуст,
Бигуфтанд бо вай якояк дуруст.

Ғуломону аспу парастандагон,
Ҳамон номвар хубрух бандагон.

Дари ганҷи динору пурмоя тоҷ,
Ҳамон ҷомаву[8] дебаву тахти оҷ

---

1. ТПЗМ – Биёмад Таҳамтан ба Туронзамин
Хиромид то пеши дарёи Чин.
Ҳама шаҳри Турон, сарону гавон
Бирафтанд назди ҷаҳонпаҳлавон.
Жул Мул – танҳо ба як мавҷуд аст.
2. ИЛ –б. 398 -400 нест.
3. М –б. 399 -400 нест.
4. М –тахту гоҳ.
5. М –шоҳ.
6. ИЛ –бар ин бар.
7. Л –Ки.
8. И –Ҳама ҷомаи.

Якояк зи ҳар сӯ ба чанг омадаш,
Басе гавҳар аз ганҷи Ганг омадаш.

Сипаҳ сар ба сар з-он[1] тавонгар шуданд,
Чу бо ёраву тавқу афсар шуданд.

Яке Тусро дод он тахти оҷ,
Ҳамон ёраву тавқу маншури Чоҷ.

Бад-ӯ гуфт: «Он[2] кас, ки тоб оварад,
Дигар ёди[3] Афросиёб оварад,

Ҳамон гаҳ сарашро зи тан дур кун,
В-аз он*[4] каргасонро яке сур кун.

Касе, к-ӯ хирад ҷӯяду эманӣ,
Натозад[5] сӯи кеши оҳарманӣ.

Чу фарзанд бояд, ки дорӣ ба ноз,
Зи ранҷ эмин, аз хоста бениёз.

Ту беранҷро ранҷ манмой хеч,
Ҳама мардиву дод додан басеч,[6]

Ки гетӣ сипанҷ асту ҷовид нест,
Фаре бартар аз фарри Ҷамшед нест.

Сипеҳри баландаш ба пой оварид,
Ҷаҳонро чуз ӯ кадхудой оварид».

1. Л –з-ӯ.
2. ИЛМ –Ҳар.
3. Л –В-агар расми; И –Ва ё расми.
4. М – ӯ.
5. Л –Наёяд.
6. ИЛ –Сар аз дод в-аз растагорӣ мапеч.

Яке тоҷи пургавҳари шоҳвор,
Яке тахт бо тавқу бо гӯшвор,

Сапеҷобу Суғдӣ ба Гударз дод,
Басе панду маншури он марз дод.

Ситудаш фаровону кард офарин
Бар он пурҳунар паҳлави[1] покдин.[2]

Бад-ӯ гуфт: «Меҳри бузургиву дод,
Ҳамон базму разм аз ту дорем[3] ёд.

Ҳунар беҳтар аз гавҳари номдор,
Ҳунармандро гавҳар ояд ба кор.

Туро бо ҳунар гавҳар асту хирад,
Равонат ҳаме аз ту ромиш барад.

Раво бошад, ар панди ман бишнавӣ,
Ки омӯзгори бузургон тувӣ.

Сапеҷоб то марзи Гулзарриюн
Зи фармони ту кас наёяд бурун».

Фарибурзи Ковусро тоҷи зар
Фиристод динору чанде гуҳар.

Бад-ӯ гуфт: «Солору меҳтар туӣ,
Сиёвахшро худ[4] бародар туӣ.

Миёнро ба кини бародар бубанд,
Зи фитрок макшой ҳаргиз каманд.

1. Л –паҳлавон.
2. И –б. 419 нест.
3. ИЛ – доранд.
4. Л –Сиёвушро худ; И –Сиёвахши радро.

Маёсой бар кин аз[1] Афросиёб,
Зи дил дур кун хӯрду орому хоб.

Ҳама дод кун ту ба гетӣ-дарун,
Ки аз дод ҳаргиз нашуд кас нагун».[2]

Ба Мочину Чин омад ин огаҳӣ,
Ки биншаст Рустам ба шоҳаншаҳӣ.

Ҳама ҳадяҳо сохтанду нисор,
Зи динор в-аз гавҳари шоҳвор.

Бигуфтанд, "Мо бандаву чокарем,
Замин ҷуз ба фармони ту наспарем".

Сипаҳбад ба ҷон дод зинҳорашон,
Бидид*[3] он равонҳои бедорашон.

Ҳаме кард нахчир бо юзу боз,
Баромад бар ин рӯзгори дароз.

## РАФТАНИ ЗАВОРА БА ШИКОРГОҲИ СИЁВУШ

Чунон буд, ки рӯзе Завора бирафт,
Ба нахчири гӯрон хиромид[4] тафт.

Яке турк, то бошадаш раҳнамой,
Ба пеш андарафканду омад ба ҷой.

Яке беша дид андар он паҳндашт,
Ки гуфтӣ бар ӯ-бар нашояд гузашт.

---

1. ИЛ –кини.
2. И –сарнагун:
   ТПЗ – Дигар Гевро дод шаҳри Хутан,
   Хитову Чигил-Ашкаши теғзан.
3. М –Чу дид.
4. И –нахчиргаҳ он хирадманд.

Зи бас рангу бӯю зи[1] оби равон
Ту гуфтӣ, к-аз ӯ тоза гардад[2] равон.

Пас он турки хира забон баркушод,
Ба пеши Завора сухан кард ёд,

Ки нахчиргоҳи Сиёвуш буд ин,
Бад-ин буд меҳраш ба Туронзамин.

Бад-ин ҷойгаҳ шоду хуррам будӣ,
Ҷуз эдар дигар ҷой[3] бо ғам будӣ.[4]

Завора чу бишнид з-ӯ ин сухан,[5]
Бар ӯ тоза шуд рӯзгори куҳан.

Чу гуфтори он туркаш омад ба гӯш,
Фуруд омад аз аспу з-ӯ рафт ҳуш.

Яке боз будаш ба даст-андарун,
Раҳо карду мижгон шудаш пур зи хун.

Расиданд ёрону лашкар бар ӯй,
Ғамӣ ёфтандаш, пур аз об рӯй.

Гирифтанд нафрин бар он раҳнамой,
Ба захмаш фиканданд ҳар як зи пой.

Завора яке сахт савганд х(в)ард,
Фурӯ рехт аз дидагон оби зард,[6]

1. Л –пур.
2. ЛМ –К-аз ӯ тӯша овард гӯӣ И –К-аз ӯ тӯша овард гуфтӣ.
3. ИЛ –Ҳама рӯз.
4. И –пас аз б. 441 ин б. омада:
   Завора чу бишнид, аз ӯ рафт ҳуш,
   Чу гуфтори он туркаш омад ба гӯш.
5. И –Ба ҷӯш омадаш мағзи сар з-он сухан.
6. Л – об аз ду дида зи дард.

К-аз ин пас на нахчир ҷӯям, на хоб
Напардозам аз кини Афросиёб.

Намонам, ки Рустам баросояд эч,
Ҳама*[1] ҷангро кард бояд басеч.

Ҳамон гаҳ[2] ки*[3] назди Таҳамтан расид,
Хурӯшид, чун рӯи ӯро бидид.

Бад-ӯ гуфт: «Эдар ба кин омадем
Ва ё лаб пур аз офарин омадем?

Чу Яздони некидиҳиш зӯр дод,
Зи ахтар туро гардиши хур дод,[4]

Чаро бояд ин[5] кишвар обод монд,
Якеро бар ин буму бар шод монд?

Фаромуш макун кини он шаҳрёр,
Ки чун ӯ набинӣ ба сад[6] рӯзгор».

---

1. М – Ҳаме.
2. И – Ҳамоно.
3. М – гаҳ.
4. И – пас аз б. 452 ин б. омада:
   Чаро бояд ин кишвар обод кард,
   Зи сар баргирифтан кулоҳи набард.
5. И – Набояд ҳамин.
6. И – Набинад дигар.

## ВАЙРОН КАРДАНИ РУСТАМ ТУРОНЗАМИНРО

Барангехт дилорамида[1] зи ҷой,
Таҳамтан ҳамон кард, к-ӯ дид рой.

Ҳама ғорату куштан*[2] андаргирифт,
Ҳама*[3] буму бар даст бар сар гирифт.

Зи Туронзамин то ба Суқлобу Рум
Надиданд як марзи ободбум.

Ҳама сар буриданд барнову пир,
Зану кӯдаки хурд карданд асир.

Баромад зи кишвар саросар димор
Бар ин гуна фарсанг беш аз ҳазор.

Ҳар он ҷо,*[4] ки буд меҳтаре богуҳар
Ҳама пеш рафтанд бар хок сар,

Ки безор гаштем з-Афросиёб,
Нахоҳем дидори ӯро ба хоб.

Аз он хун, ки ӯ рехт бар бегуноҳ,
Касеро набуд андар он рою роҳ.

Кунун анҷуман гар парокандаем,
Ҳама пеши ту як ба як бандаем.

Чу чира[5] шудӣ, бегунаҳ хун марез,
Макун бо ҷаҳондор Яздон ситез.[6]

---

1. Л – Аз ин кин дилро.
2. М – Ҳамон куштану ғорат.
3. М – Аз ӯ.
4. М – Ҳар он кас.
5. ИЛ – хира.
6. ИЛМ – Макун ҷанги гардуни гарданда тез.

465 Надонад касе к-он сипаҳбад куҷост?
Дуруст аст,[1] ё дар дами аждаҳост?

Чу бишнид гуфтори он анҷуман,
Бупечид бино дили[2] пилтан.

Саронро зи лашкар саросар бихонд,
Сипаҳ сӯи Қочорбошӣ[3*4] биронд.

Шуданд анҷуман пеши ӯ бихрадон,
Бузургони[5] корозмуда радон,

Ки Ковуси бефарру бепарру пой,
Нишастаст бар тахт бераҳнамой.

470 Гар Афросиёб аз раҳе бединг
Ба Эрон яке лашкар орад ба ҷанг,

Биёбад бар он пир Ковус даст,
Шавад кому ороми мо пок паст.

Якояк ҳама ному[6] кин тӯхтем,
Ҳама шаҳри[7] ободи ӯ сӯхтем.

Кунун назди он пирхусрав шавем,
Чу базм[8] оядаш, ҳар яке[9] нав шавем.

Куҷо солиён андаромад ба шаш,
Ки нагзашт бар мо яке рӯзи х(в)аш.

---

1. Л – Бар асб аст.
2. ЛМ – бедордил.
3. ИЛ – Марзи Қаҷқорбошӣ.
4. М – Суи марзи Кочорбошӣ.
5. ИЛ – Бузургону.
6. Л – доми.
7. Л – буми.
8. ЛМ – разм.
9. ИЛ – касе.

Ба Эрон парастандаву тахтгоҳ,
Ҳам он ҷо нигину ҳам он ҷо кулоҳ.

Чунин чира гаштем бар хоста,
Дил*[1] ороста шуд, равон коста.

Чу дил барниҳӣ бар сарои куҳан,
Кунад нозу[2] бар ту бипӯшад сухан.

Гарат дил на бо рои[3] оҳарман аст,
Сӯи оз мангар, ки ӯ душман аст.[4]

Бипӯшу бипошу бинӯшу би(х)вар,[5]
Туро баҳра ин аст аз ин раҳгузар.

Таҳамтан бад-ин гашт ҳамдостон,
Ки фархунда мӯбад бизад достон.

Чунин гуфт хуррамдили раҳнамой,
Ки хушшӣ гузин з-ин сипанҷӣ сарой.

Нигаҳ кун, ки дар хок ҷуфти ту кист,
Бар ин хоста чанд хоҳӣ гирист?!

1. Л – розу.
2. М – тан.
3. Л – ёрон.
4. И – б. 477 – 478 нест.
5. Л – Бибӯю бинозу биҷӯшу бих(в)ар.

## БОЗРАФТАНИ РУСТАМ БА ЭРОНЗАМИН

Таҳамтан чу бишнид, шарм омадаш,
Ба рафтан яке рои гарм омадаш.

Биёвард аспон зи ҳар сӯ гала,
Ки буданд бар дашти Турон яла.

Ғулому парастандагон даҳ ҳазор
Биёвард шоистаи шаҳрёр.

Ҳамон нофаи мушку мӯи самур,
Зи санҷобу қоқум, зи кимолу бур.

Ба мӯю*[1] ба бӯю ба динору*[2] зар
Шуд ороста пушти пилони нар.

Зи густурданиҳову аз бешу кам,
Зи пӯшиданиҳову ганҷу*[3] дирам,

Зи теғу[4] силеҳу зи тоҷу зи тахт
Ба Эрон кашиданду барбаст рахт.

Зи Турон сӯи Зобулистон шуданд,
Ба наздики фархунда Дастон шуданд.

Сӯи Порс шуд Тусу Гударзу Гев,
Чунон*[5] лашкаре номбардори нев.

Ниҳоданд сар сӯи шоҳи ҷаҳон,
Чунон[6] номдорону фаррухмеҳмон.

1. М – рангу.
2. М – дебои.
3. М – зарру.
4. ИЛ – ганҷу.
5. М – Або.
6. ИЛ – Чунин.

Чу бишнид бадгавҳар Афросиёб,
Ки шуд Тусу Рустам бар он рӯи об,

Шуд аз Бохтар сӯи дарёи Ганг,
Диле пур зи кина, саре пур зи ҷанг.

Ҳама бум зеру забаркарда дид,
Меҳон куштаву кеҳтарон барда[1] дид.

На аспу на ганҷу на тоҷу на тахт,
На шодоб бар шох[2] барги дарахт.

Ҷаҳоне зи[3] оташ барафрӯхта,
Ҳама кохҳо кандаву сӯхта.

Зи дида биборид хуноб[4] шоҳ,
Чунин гуфт бо меҳтарони сипоҳ,

Ки «Ҳар кас, ки ин бад фаромуш кунад,
Ҳаме ҷони бедор беҳуш кунад.

Ҳама як ба як[5] дил пур аз кин кунед,
Сипар бистару тарг[6] болин кунед.

Ба Эронзамин разму кин оварем,[7]
Ба ҷанг осмон бар замин оварем.[8]

Зи баҳри бару буму фарзанди хеш,
Ҳамон аз паи ганҷу пайванди хеш

1. Л – мурда.
2. ЛМ – айвон, на.
3. И – Ҷаҳон зери.
4. ИЛ – хуноба.
5. И – сар ба сар.
6. ИЛ – тарки.
7. ИЛ – оваред.
8. ИЛ – оваред.

Ҳама шаҳри Эрон ба пой оварем,
Бикӯшему ин кин ба ҷой оварем.[1*2]

Ба як разм агар боди эшон бичаст,
Нашояд чунин кардан андеша паст.

Зи ҳар сӯ силоҳу сипоҳ оварем,
Ба навви яке тоза роҳ оварем».

Ба зудӣ яке лашкаре гирд кард,
Ҳама бо синону силеҳу набард.[3]

Худу лашкараш сӯи Эрон кашид,
Ба кини далерону шерон кашид.[4]

Баророст аз ҳар сӯе тохтан,
Набуд ҳеч[5] ҳангоми пардохтан.

Ҳама[6] сӯхт обод буму[7] дарахт,
Бар эрониён - бар шуд ин кор сахт.

Зи борон ҳаво хушк шуд ҳафт[8] сол,
Дигаргуна шуд рангу[9] баргашт ҳол.

Шуд аз ранҷу тангӣ ҷаҳон пурниёз,
Баромад бар ин рӯзгори дароз.

---

1. Л – Ҳама кохҳошон ба пой оварем,
   Чу шерон сӯи ҷанг рой оварем.
2. М – Чу шерон сӯи ҷанг рой оварем.
3. ТПЗ – Чу кори сипоҳ ӯ ҳама соз кард,
   Дари ганҷи деринаро боз кард.
4. ИЛ –б. 506, 507 нест;
   ТПЗ – Ба аспу силеҳу ба мардони мард
   Ба кина аз Эрон баровард гард.
5. Л –Надид эч; И –он чи.
6. ЛМ –Ҳаме.
7. Л –шоху ҳаме зад; И –Ҳаме сӯхт ҷою ҳаме зад.
8. И –ҳашт.
9. ИЛ –бахту.

Нишаста ба Зобул яли пилтан,
Гирифта ҷаҳон турки шамшерзан.[1]

## ДИДАНИ ГУДАРЗ КАЙХУСРАВРО БА ХОБ

Чунон дид Гударз як шаб ба хоб,
Ки абре баромад аз Эрон пуроб.

Бар он абри борон нишаста[2] Суруш,
Ба Гударз гуфтӣ, ки букшой гӯш.

Зи тангӣ чу хоҳӣ, ки гардӣ раҳо
Аз ин бадкуниш*[3] турки нараждаҳо[4]

Ба Турон яке шаҳрёри нав аст,
Куҷо номи ӯ шоҳ-Кайхусрав аст.

Зи пушти Сиёвуш яке шаҳрёр,
Ҳунарманд в-аз гавҳари номдор.

Сарафроз в-аз тухмаи Кайқубод,
Зи модар сӯи Тур дорад нажод.

Ба Эрон чу ояд паи фаррухаш,
Зи чарх он чи пурсад, диҳад посухаш.

Миёнро бубандад ба кини падар,
Кунад кишвари Тур зеру забар.

Ба дарёи қулзум ба ҷӯш орад об,
Нахорад сар аз кини Афросиёб.

1. ИЛ –б. 512 нест.
2. ЛМ –абри паррон хуҷаста.
3. М –В-аз ин номвар.
4. Л –б. 515 нест.

Ҳамасола дар ҷавшани кин бувад,
Шабу рӯз дар ҷанг бар зин бувад.

Зи гурдони Эрону гарданкашон,
Наёбад ҷуз аз[1] Гев кас з-ӯ[2] нишон

Чунин аст фарҷоми кори[3*4] сипеҳр,
Бад-ӯ довар[5] аз дод густурда меҳр.

Чу аз хоб Гударз бедор шуд,
Ситоишкунон[6] пеши додор шуд.

Бимолид бар хок риши сапед.[7]
Зи шоҳи ҷавон шуд дилаш пурумед.

Чу хуршед пайдо шуд аз пушти роғ,
Баромад ба кирдори равшан чароғ.[8]

Сипаҳбад нишаст аз бари тахти оҷ,
Биёрост айвон ба курсии соҷ.

Пурандеша дил, Гевро пеш хонд,
В-аз он хоб чанде суханҳо биронд.

Бад-ӯ гуфт: «Фаррух паю рӯзи ту,
Ҳамон ахтари гетиафрӯзи ту.

Ту то зодӣ аз модари б-офарин,[9]
Пур аз офарин шуд саросар замин.

1. ЛМ –ба ҷуз.
2. Л –з-ӯ кас.
3. ИЛ –гардон.
4. М –фармони.
5. ИЛ –дорад.
6. ИЛ –ниёишкунон.
7. Л –сафед.
8. ИЛ –зарринчароғ.
9. ЛМ –покдин.

Ба фармони Яздон хуҷаста Суруш
Маро рӯй бинмуд дар хоб дӯш.

Нишаста ба абре пур аз боду нам,
Бишустӣ ҷаҳонро саросар зи ғам».

Маро диду гуфт: «Ин ҳама ғам чарост,
Ҷаҳоне пур аз кину бенам[1] чарост?

Азеро ки бефарру бурз аст шоҳ,
Надорад ҳама[2] роҳи[3] шоҳон нигоҳ.

Чу Кайхусрав ояд зи Туронзамин,[4]
Сӯи душманон афканад ранҷу[5] кин.

Наёрад[6] кас ӯро зи гурдони нев
Ҷуз аз*[7] номвар пури Гударз-Гев.[8]

Чунин кард бахшиш сипеҳри баланд,
Ки аз ту кушояд ғаму ранҷу[9] банд.

Ҳаме ном ҷустӣ миёни ду саф,
Кунун номи ҷовидат омад ба каф,

Ки то дар ҷаҳон мардум асту сухан,
Чунон номи некӯ[10] нагардад кухан.[111]

1. Л –кин абенам.
2. ИЛ –ҳаме.
3. И –рои.
4. ИЛ –Ба Эронзамин.
5. Л –разму.
6. ЛМ –Набинад.
7. М –Магар.
8. И –б. 537 нест.
9. И –Ба дасти ту хоҳад кушодан зи.
10. ЛМ –Чунин ном ҳаргиз.
11. И -539, 540 нест.

Ба ранҷ асту бо ранҷ ном асту ганҷ,
Ҳамоно, ки номат барояд зи ранҷ.

Агар ҷовидона намонӣ ба ҷой,
Ҳамон[1] ном беҳ з-ин сипанҷӣ сарой[2]

Ҷаҳонро яке шаҳрёр оварӣ,
Дарахти вафоро ба бор оварӣ».

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй падар, бандаам,
Бикӯшам ба рои ту[3] то зиндаам.

Харидорам инро, гар ояд ба ҷой
Ба фархунда номи ту, эй раҳнамой».

Ба айвон шуду сози рафтан гирифт,
Зи хоби падар монда андар шигифт.

Меҳини маҳон бонуи Гев буд,
Ки духти гузин Рустами нев буд.

Хабар шуд ҳамон гаҳ ба Бонугушасп,
Ки мар Гевро рафтан орост асп.

Биёмад хиромон ба назидики ӯй,
Чунин гуфт: «Эй меҳтари номҷӯй,

Шунидам, ки ту рафт хоҳӣ ба Тур,
Ки Хусрав биҷӯӣ зи наздику дур.

Чу дастур бошад, маро паҳлавон
Шавам назди Рустам ба рашванравон.

---

1. ЛМ –Туро.
2. ТПЗ – Ва дигар ҳамоно сипеҳри баланд,
Кушояд ба дасти ту аз танг банд.
3. Л –фармон-т.

Маро орзу чеҳраи Рустам аст,
Зи нодиданаш ҷони ман пурғам аст.

Ту падруд бош, эй ҷаҳонпаҳлавон,
Ки бодӣ ҳамасола пушти гавон».

Ба фармони солорбону бирафт,
Сӯи Систон рӯй бинҳод тафт.[1]

## РАФТАНИ ГЕВ БА ТУРОН БА ҶУСТАНИ КАЙХУСРАВ

555 Чу хуршеди рахшанда омад падид,
Замин шуд ба сони гули шанбалид.

Биёмад камарбаста Геви далер,
Яке боркаш бодпое ба зер.

Бад-ӯ гуфт Гударз: «Ёри[2] ту чист,
Ба роҳ-андарун бо ту ҳамроҳ кист?»[3]

Ба Гурдарз гуфт: «Эй ҷаҳонпаҳлавон,
Далеру сарафрозу равшанравон,

Камандеву аспе маро ёр бас,
Нашояд кашидан бад-он марз кас.

560 Чу мардум барам, хостор оядам,
Аз он пас маро корзор оядам.

Каманде ба фитроку аспе давон,[4]
Парандовару ҷомаи ҳиндувон.

---

1. ИЛ –б. 547 -554 нест.
2. ТПЗ –коми.
3. И –б. 557 нест;
   Л –Ҳама дил пур аз кини Афросиёб,
   Ду рухро (?) пур аз хуну дил чун кабоб.
4. Л –Биёреду аспе равон.

Маро дашту кӯҳ аст якчанд ҷой,
Магар пешам ояд яке раҳнамой.

Нашояд, ки дар шаҳрҳо бугзарам,
Маро боздонанду кайфар барам.*[1]

Ба пирӯз бахти ҷаҳонпаҳлавон
Биёям барат[2] шоду равшанравон.

Ту мар Бежани хурдро дар канор
Бипарвар, нигаҳ дор аз рӯзгор.

Биёмӯзаш ороиши размро,
Нашояд магар разм ё базмро.

Бад-ин кӯдакӣ ман[3] аз ӯ дидаам,
Зи мардӣ, ки ӯро писандидаам.[4]

Ту падруд бошу маро ёд дор,
Равонро зи дарди ман озод дор.

Надонам, ки дидор бошад ҷуз ин,
Чӣ донем рози[5] ҷаҳонофарин.

Чу шӯӣ зи баҳри парастиш рухон,
Ба ман-бар ҷаҳонофаринро бихон.

Ки ӯяст бартар зи ҳар бартаре,
Ҳамон бандаи ӯст ҳар меҳтаре.

На бе рои ӯ гардад ин рӯзгард,
На бе амри ӯ бошад ин хобу х(в)ард.

1. М –боздонанд, кайфар х(в)аранд.
2. Л –Наёям ба ҷуз; И –Наёям ҷуз аз.
3. ИЛМ – он.
4. ИЛ – аз кас набишнидаам.
5. ЛМ – Кӣ донад чунин ҷуз.

Замину замону макон офарид,
Тавоноеву нотавон офарид.

Бад-ӯяст уммед, аз ӯяст бок,
Худованди об, оташу боду хок.

Магар бошадам ёвару раҳнамой,
Ба наздики он номвар кадхудой».[1]

Падар пирсар буду барно далер
Бубаста миёнро ба кирдори шер.[2]

Надонист, к-аш боз бинад дигар,
Зи рафтан дилаш гашт зеру забар.

Фуруд омад аз бора Геви далер,
Бибӯсид дасти сарафроз шер.

Падар танг бигрифт андар бараш,
Фаровон бибӯсид рӯю сараш.

Ба Яздон бинолид Гударзи пир,
Ки «Эй додгар, мар маро даст гир!

Супурдам туро ҳушу ҷону равон,
Чунин номбардор пури ҷавон.

Магар кишвар ояд зи тангӣ раҳо,
Ба ман боз бахшаш ту, эй подшо.[3]

Басо ранҷҳо к-аз ҷаҳон дидаанд,
Зи баҳри бузургӣ писандидаанд,

---

1. ТПЗ – Ба фармон биёросту омад бурун,
Падар дил пур аз дарду рух пур зи хун.
2. ИЛМ – Даҳан ҷангро боз карда чу.
3. ИЛ – 578 – 582 нест.

Саранҷом бистар ҷуз аз хок нест,
Аз ӯ баҳра заҳр асту тарёк нест.

Чу донӣ, ки эдар намонӣ дароз,
Ба торак чаро барниҳӣ тоҷи оз?

Ҳамон озро зери хок оварӣ,
Сараш бо сар андар мағок оварӣ.

Туро з-ин ҷаҳон шодмонӣ бас аст,
Куҷо[1] ранҷи ту баҳри дигар кас аст.

Ту ранҷиву осон[2] дигар кас х(в)арад,
Сӯи гӯру тобути ту нангарад.

Ба ӯ низ шодӣ сар ояд ҳаме,
Сараш зери гард андарояд ҳаме.[3]

Зи рӯзи гузар кардан андеша кун,
Парастидани додгар пеша кун.

Ба некӣ гироюу маёзор кас,
Раҳи растагорӣ ҳамин асту бас.[4]

Манеҳ ҳеч дил бар ҷаҳанда ҷаҳон,
Ки бо ту намонад ҳаме ҷовидон.

Агарчанд монӣ, бибояд шудан,
Паси он шудан нест бозомадан.

1. И – Ки ин.
2. Л – ранҷе барию.
3. ТПЗ – Бар ӯ низ шодӣ ҳаме бугзарад,
Ҳамон марг зери паяш биспарад.
Ҳамон низ шодӣ сар ояд ҳаме,
Сараш зери гард андарояд ҳаме.
4. ИЛ – б. 591 нест.

Кунун, эй хирадманди бедордил,
Машав дар гумон,[1] пой баркаш зи гил.

Туро кирдгорест парвардгор,
Туӣ бандаи[2] кардаи кирдгор.

Чу гардан ба андеша зер оварӣ,
Зи ҳастӣ макун пурсишу доварӣ.

Нашояд хуру хобу бо ӯ нишаст,
Ки хасту набошад[3] ба Яздон, кӣ ҳаст?

Дилаш кӯр бошад, сараш бехирад,
Хирадмандаш аз мардумон нашмарад.

Зи ҳастӣ нишон аст бар обу хок,
Зи дониш макун хештан дар мағок.

Тавонову донову доранда ӯст,
Хирадрову ҷонро нигоранда ӯст[4]».

Чу солори Турон ба дил гуфт: «Ман
Ба бешӣ барорам сар аз анҷуман.

Чунон шоҳзода ҷавонро бикушт,
Ба пеш омадаш рӯзгори дурушт.

Ҳам аз пушти ӯ довари кирдгор
Дарахти нав овард*[5] ёзон ба бор.

---

1. И – бадгумон.
2. Л – бандаву; И – бегумон.
3. Л – Ки хушнуд бояд.
4. ТП – Ҷаҳон офариду макону замон
   Паи пашшаи хурду пили жаён.
5. М – баровард.

Ки бо ӯ бикард, он чи боист кард,
Баровард аз мағзи айвон-ш гард.[1]

Худованди кайвону хуршеду моҳ,
К-аз ӯяст пирӯзиву дастгоҳ,

Худованди ҳастиву ҳам ростӣ
Аз ӯяст бешиву ҳам[2] костӣ[3],

Ҷуз аз рою фармони ӯ роҳ нест,
Хуру моҳ аз ин дониш огоҳ нест».

Ба фармони ӯ Гев баста миён,
Биёмад ба кирдори шери жиён.

Ба танҳо ҳаме рафту касро набурд,
Тани ноздида ба Яздон супурд.[4]

Ҳаме тохт, то марзи[5] Турон расид,
Ҳар он кас, ки дар роҳ танҳо бидид,

Забонро ба туркӣ биёростӣ,
Зи Кайхусрав аз вай нишон[6] хостӣ.

Чи гуфтӣ "Надорам зи шоҳ огаҳӣ,"
Танашро зи ҷон зуд кардӣ тиҳӣ.

---

1. Л – Ки бо ӯ бигуфт, он чи ҷуз ту кас аст,
Ки андар ҷаҳон кирдгор ӯ бас аст.
2. Л – Нахоҳад зи ту кажживу.
3. ТПЗИ – Худованди бахшандаву корсоз,
Худованди рӯзидиҳу бениёз.
Худованди гетӣ, худованди меҳр,
Худованди ноҳиду гардонсипеҳр.
4. Л – б. 609 нест.
5. ИЛ – шаҳри.
6. ЛМ – Хусрав ба хубӣ хабар.

Ба*[1] хамми камандаш баровехтӣ.[2]
Зи дур[3] аз бараш хок баррехтӣ.

Бад-он то надонад касе рози ӯй,
Ҳамон[4] нашнавад ному овози ӯй.

Якеро ҳаме бурд бо хештан,
Куҷо раҳнамун[5] буд аз он анҷуман.

Ҳаме рафт бо ӯ ҳам эдун ба роҳ,
Бар ӯ роз накшод то чанд гоҳ.

Бад-ӯ гуфт: «Рӯзе, ки андар[6] ҷаҳон
Сухан пурсам аз ту яке дар[7] ниҳон,

Гар эдун, ки ёбам зи ту ростӣ,
Бишӯӣ ба дониш дил аз[8] костӣ,

Бубахшам ба ту, ҳар чӣ хоҳӣ зи ман,
Надорам дареғ аз ту ман ҷону[9] тан».

Чунин дод посух, ки «Дониш бас аст,
Валекин пароканда бо[10] ҳар кас аст.

В-агар з-он ки пурсим, ҳаст огаҳӣ,
Зи посух наёбӣ забонам тиҳӣ».

1. М – Зи.
2. ИЛ – биёвехтӣ.
3. Л – Сабук.
4. И – Ки з-ин.
5. И – Варо роҳбар.
6. Л – бар.
7. И – Як рӯз к-андар.
8. Л – зи дил кажживу.
9. ИЛ – пурмоя.
10. И – бар.

Бад-ӯ гуфт: «Кайхусрав эдар куҷост,
Бибояд сухан[1] баркушодан-т рост?»

Чунин[2] дод посух, ки «Нашнидаам,
Худ ин[3] ном ҳаргиз напурсидаам».

Чу посух чунин гуфт он[4] раҳнамун,
Бизад теғу андохташ сарнагун.

## ЁФТАН КАЙХУСРАВРО

Ҳаме рафт ҳар ҷой[5] чун беҳушон,
Магар ёбад аз шоҳзода[6] нишон.

Чунин то баромад бар ин ҳафт сол,
Миён суда аз теғу банди дувол.

Хуриш гӯру пӯшиш ҳама чарми гӯр,
Гиё хӯрд гоҳеву гоҳ оби шӯр.

Ҳаме гашт гирди биёбону кӯҳ,
Ба ранҷу ба сахтиву дур аз гурӯҳ.

Бад-он гаҳ ки Рустам бар ин рӯи об
Биёвард лашкар ҳам андар шитоб.

Сипаҳдори Турон ба Ганг омада,[7]
Дигарбора Турон ба ҷанг омада.[8]

1. Л – ба ман.
2. И – Бад-ӯ.
3. ИЛ – Чунин.
4. ИЛ – ёфт аз.
5. ИЛ – Ба Турон ҳамерафт.
6. ИЛ – шоҳ ҷое.
7. Л – омадаш.
8. Л – ҷанг омадаш.

Ба Пирон бифармуд пас шаҳрёр,
Ки Кайхусрави шумро эдар ор!

Зи Мочин биёвар, ба модар диҳаш,
Бар ӯ ҳар сӯе дор баста раҳаш!

Фиристод Пирон ҳам андар замон
Фиристодае бар ҳаюни чамон.

Биёвард пури Сиёвахшро,[1]
Ҷавони хирадманди ҷонбахшро.[2]

Супурдаш ба модар бад-он ҷойгоҳ,
Баромад бар ин низ якчанд гоҳ.

Чу Геви диловар ба Туронзамин
Бад-ин сон ҳаме гашт андӯҳгин,[3]

Чунон шуд, ки рӯзе пурандеша шуд,[4]
Ба наздикии номвар беша шуд.[5]

Бад-он марғзор андаромад дижам,
Ҷаҳон хурраму Гевро дил ба ғам.

Замин сабзу ҷӯе[6] пур аз об дид,
Ҳама[7]*[8] ҷои оромишу хоб дид.

1. Л – Сиёвушро.
2. Л – боҳушро.
3. И – б. 629 – 636 нест.
4. ИЛМ – буд.
5. ИЛМ – буд.
6. ИЛ – сабзаву ҷӯй.
7. ИЛ – Ҳамон.
8. М – Чунон.

Фуруд омаду аспро даргузошт,
Бихуфту ҳаме дил пурандеша дошт.[1]

Ҳаме гуфт: «Моно, ки деви палид
Бари паҳлавон буд, к-он[2] хоб дид.[3]

Зи Кайхусрав эдар наёбам[4] нишон,
Чӣ дорам ҳаме хештанро кашон.[5]

Кунун гар ба разманд ёрони ман,
Ба базм-андарун ғамгусорони ман,

Яке номҷӯю дигар шодрӯз,
Маро бахт бар гунбад афшонд кӯз.

Ҳаме барфишонам ба хира равон,[6]
Хамида равонам чу хамми камон.

Ҳамоно, ки Хусрав зи модар назод
В-агар зод, додаш замона ба бод.

Зи ҷустан маро ранҷу сахтист баҳр,
Анӯша касе, к-ӯ бимирад ба заҳр».

Дили[7]*[8] пур зи ғам гирди он марғзор
Ҳаме гашт, шаҳро шуда хостор.[9]

---

1. ТПЗ – Басе бо дили хеш андеша кард,
Ки ман дур мондам зи хобу зи х(в)ард.
2. И – омад ин.
3. ИЛ – пас аз б. 641 ин байт омада:
Дигар гуфт бо дил, ки аз чанд гоҳ
Шудастам бад-ин марз ҷӯёи шоҳ.*
* И – Шудам ман бад-он марг ҷӯёи роҳ.
4. ИЛ – набинам.
5. Л – ниҳон.
6. ИЛ – замон.
7. Л – Сараш.
8. М – саре.
9. Л – Ҳамегашт, то шаҳ кунад ғамгусор.

Яке чашмае дид рахшон[1] зи дур,
Яке сарвболо, дилором пур.

Яке ҷоми май баргирифта ба чанг,
Ба сар-бар зада дастаи бӯю ранг.[2]

Зи болои ӯ фарраи эзадӣ
Падид омаду рояти бихрадӣ.

Ту гуфтӣ Сиёвахш[3] бар тахти оҷ
Нишастасту бар сар зи пирӯза[4] тоҷ.[5]

Ҳаме бӯи меҳр ояд[6] аз рӯи ӯй,
Ҳаме зеби тоҷ ояд[7] аз мӯи ӯй.

Ба дил гуфт Гев ин ба ҷуз шоҳ нест.
Чунин чеҳра ҷуз дархури гоҳ нест.

Пиёда бад ӯ низ[8] бинҳод рӯй,
Чу танг андаромад ба наздики ӯй.[9]

Гиреҳ суст шуд бар дари ранҷи ӯй,
Падид омад он номвар ганҷи ӯй.

Чу аз чашма Кайхусрав ӯро бидид,
Бихандиду шодон дилаш бардамид.

Ба дил гуфт, к-ин гурд ҷуз Гев нест,
Бад-ин марз худ з-ин нишон нев нест.

1. ИЛ – тобон.
2. Л – ранг-ранг; И – гул ба ранг.
3. ИЛ – ки бо тавқ.
4. Л – сар-ш беҷода.
5. И – Нишаста ва бар сар зи беҷода тоҷ.
6. ИЛМ – омад.
7. ИЛМ – омад.
8. ИЛ –тез.
9. Л – дилаш шоҳҷӯй; И – дили шоҳҷӯй.

Маро кард хоҳад ҳаме хостор,
Ба Эрон барад, то кунад[1] шаҳрёр.

Чу танг андаромад гави номдор
Баромад зи ҷо Хусрави шаҳрёр.[2]

Варо гуфт: «Эй Гев, шод омадӣ,
Хирадро чу шоиста*[3] дод омадӣ.

Чӣ гуна сипардӣ бар ин марз роҳ,
Зи Тусу зи Гударзу Ковусшоҳ

Чӣ дорӣ хабар? Ҷумла ҳастанд шод?
Ҳаме дар дил аз Хусрав оранд ёд?

Ҷаҳонҷӯй Рустам гави пилтан,
Чи гуна-ст Дастону он анҷуман?»

Чу бишнид Гев ин сухан, хира монд,
Забонро ба номи ҷаҳонбон биронд.[4]

Бад-ӯ гуфт Гев «Эй сари[5] сарфароз,
Ҷаҳонро ба меҳри ту омад ниёз.

Бар онам,[6] ки пури Сиёвуш туӣ,
Зи тухми каёниву боҳуш туӣ.[7]

---

1. Л – бари.
2. Л – б. 660 нест.
3. М – Ки бо фарри Эзад ва.
4. ТП – Бад-ӯ гуфт донам, ки Кайхусравӣ
Ки андар чаҳон шаҳрёри навӣ,
Чунин гуфт, эй Гев, Хусрав манам,
Ҷаҳонро яке муждаи нав манам.
5. Л – шаҳи.
6. Л – Бидонам.
7. ТПЗЛИ – Чунин дод посух бад-ӯ* шаҳрёр,
Ки ту Геви Гударзӣ, эй номдор?
*ЛИ – варо

Маро ёд кун,[1] эй сари ростон,
Зи Гударз бо ту кӣ зад достон?

Зи Кашводу Геват кӣ дод огаҳӣ?
Ки бо хуррамӣ бодиву фаррахӣ!»

Бад-ӯ гуфт Кайхусрав: «Эй шермард,
Маро модар ин аз падар ёд кард,

Ки аз фарри яздон кушодӣ сухун,
Бад-он гаҳ, ки андарзаш омад ба бун.

Ҳаме гуфт бо номвар модарам,
К-аз эдар чӣ ояд зи бад бар сарам.

Саранҷом Кайхусрав ояд падид,
Падид[2] оварад бандҳоро калид.

Бад-он гаҳ ки гардад сарафроз[3] нев,
Аз Эрон биёяд[4] ҳунарманд[5] Гев,

Мар ӯро сӯи тахти Эрон барад,
Бари номдорону шерон барад.

Ҷаҳонро ба мардӣ ба пой оварад,
Ҳамон кини моро ба ҷой оварад».

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй сари саркашон,
Зи фарри бузургӣ ки[6] дорӣ нишон,

---

1. ИЛ – Бад-ӯ гуфт Гев.
2. И – Ба ҷо.
3. ИЛ – ҷаҳондор.
4. Л – Биёяд ба Турон.
5. И – Зи Эрон биёяд сипаҳдор.
6. ИЛМ – чӣ.

Нишони Сиёвуш падидор буд,
Чу бар гулситон нуқтаи қор буд.

Ту букшою бинмой бозу ба ман,
Нишони ту пайдост бар анҷуман».

Бараҳна тани хеш бинмуд шоҳ,
Нигаҳ кард Гев он нишони сиёҳ,

Ки мерос буд аз гаҳи[1] Кайқубод,
Дурустӣ бад-он буд каёнро нажод.

Чу Гев он нишон дид, бурдаш намоз,
Ҳаме рехт обу ҳаме гуфт роз.

Гирифташ ба бар шаҳрёри замин,
Зи[2] шодӣ бар ӯ баргирифт офарин.

Аз Эрон бипурсид в-аз тахти шоҳ,
Зи Гударз в-аз Рустами размхоҳ.[3]

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй ҷаҳондор кай,
Сарафрозу бедору фархундапай.[4]

Ҷаҳондори донандаи хубу зишт,
Маро гар супурдӣ саросар биҳишт,

Ҳамон ҳафт кишвар ба шоҳаншаҳӣ,[5*6]
Ниҳоди бузургиву тоҷи меҳӣ,[7*8]

1. И – шаҳи.
2. Л – Ба.
3. ИЛ – кинахоҳ.
4. ТПЗ – Ҳама шоду равшан ба чеҳри туанд,
Ба нодида яксар ба меҳри туанд.
5. Л – ба шодӣ ҷаҳон.
6. М – шоҳи ҷаҳон.
7. Л – меҳон.
8. М – каён.

Набудӣ дили ман бад-ин хуррамӣ,
Ки рӯи ту дидам ба Туронзамӣ.

Ки донад, ба Эрон, ки ман зиндаам,
Ба хокам[1] в-агар б-оташ афкандаам

Сиёвахшро[2] зинда гар дидаме,
Зи тимору ранҷаш бипурсидаме.

Сипос аз ҷаҳондор, к-ин ранҷи сахт
Ба шодиву хубӣ сар овард бахт».

Бирафтанд аз он беша ҳар ду ба роҳ,
Бипурсид Хусрав зи Ковусшоҳ.

В-аз он ҳафтсола ғаму дарди ӯй,
Зи густардану хоб в-аз х(в)арди ӯй.

Ҳаме гуфт бо шоҳ Гев ин сухун,
Ки додори гетӣ чӣ афканд бун.

Ҳамон хоби Гударзу ранҷи дароз,
Хуру пӯшишу дарду орому ноз.

Зи Ковус, к-аш сол бифканд фар,
Зи дарди писар гашт бепову сар.

Аз айвон[3] пароканда шуд рангу бӯй,
Саросар ба вайронӣ овард рӯй.

Дили Хусрав аз дарди эшон бисӯхт,
Ба кирдори оташ рухаш барфурӯхт.

1. И – Ба ҷангам.
2. Л – Сиёвушро.
3. ИЛ – Эрон.

Бад-ӯ гуфт: «Акнун зи ранҷи дароз
Туро бар диҳад бахт[1] орому ноз.

Маро чун падар бошу бо кас магӯй,
Бубин, то замона чӣ орад ба рӯй».

## РАФТАНИ ГЕВ ВА КАЙХУСРАВ БА СИЁВУШГИРД

Сипаҳбад нишаст аз бари аспи Гев,
Ҳаме рафт пеш-андарун Геви нев.

Яке теғи ҳиндӣ гирифта ба чанг,
Ҳар он кас, ки пеш омадӣ[2] бедиранг,

Задӣ Геви бедордил гарданаш,
Ба зери гилу хок кардӣ танаш.[3]

Бирафтанд сӯи Сиёвушгирд,
Чу омад ду танро дилу ҳуш гирд.

Фарангисро низ карданд ёр,
Ниҳонӣ бар он барниҳоданд кор,

Ки ҳар се ба роҳ андароранд рӯй
Ниҳон аз далерони пархошҷӯй.

---

1. Л –бахту.
2. И – омадаш.
3. Л – пас аз б. 704 ин б. омада, ки б якум ба назар хато мерасад:
   Бирафтанд сӯи Сиёвушгирд,
   Чу омад ду танро дилу ҳуш гирд.
   Бирафтанд сӯи Фарангис низ
   Чу ӯро бидиданд, гуфтанд: «Хез!»*

* И – Сӯи кох рафтанд ҳарду ба ҳам,
Фарангис барҷаст дил пур зи ғам.
Бигуфтанд бо ӯ зи ҳолу хабар
Аз он достони гузашта ба сар.

Фарангис гуфт: «Ар диранг оварем,
Ҷаҳон бар дили*[1] хеш танг оварем.

Аз ин огаҳӣ ёбад Афросиёб,
Насозад ба хӯрду наёзад ба хоб.

Биёяд ба кирдори деви сапед,
Дил аз ҷони ширин шавад ноумед.

Якеро зи мо зинда андар ҷаҳон
Намонад ҳаме ошкору ниҳон.

Ҷаҳон пур зи бадхоҳу пур душман аст,
Ҳама марзи мо ҷои оҳарман аст.[2]

Ту, эй б-офарин фарру фарзанди ман,
Шунав, то бигӯям, яке панд ман.[3]

Яке марғзор аст аз эдар на дур,
Ба як сӯ зи роҳи саворони Тур.

Ту бардор[4] зину лагоми сиёҳ,
Бирав сӯи он марғзорон пагоҳ.

Бубинӣ яке кӯҳ сар бар сипеҳр,
Ки бар вай бисояд ҳаме абр чеҳр.[5]

Ба боло барой, яке марғзор
Бубинӣ ба кирдори хуррамбаҳор.

1. М – сари.
2. ТПЗИЛ – Агар огаҳӣ ёбад он марди шум,
Барангезад оташ зи обод бум.
3. Л – б. 712 нест.
4. Л – бо Геву.
5. И – б. 715 нест.

Яке ҷӯйбор асту[1] оби равон,
Зи дидори ӯ тоза гардад равон.

Чу хуршед бар теғи гунбад шавад,*[2]
Дари хоб рои сипаҳбад бувад.

Гала ҳар чи ҳаст андар он марғзор,*[3]
Ба обишхур ояд сӯи ҷӯйбор.

Ба Беҳзод бинмой зину лагом,
Чу[4] ӯ ром гардад, ту бардор гом.

Бирав пеши ӯ тез,[5] бинмой чеҳр,
Бихону бар ӯ мол дастат ба меҳр».

Сиёвуш чу гашт аз ҷаҳон ноумед,
Бар ӯ тира шуд рӯи рӯзи сафед,

Чунин гуфт шабранг Беҳзодро,
Ки фармон мабар з-ин сипас бодро.

Ҳаме бош дар[6] кӯҳу дар[7] марғзор,
Чу Кайхусрав ояд туро хостор,[8]

Варо борагӣ бошу гетӣ бикӯб,
Зи душман заминро ба наълат бирӯб.

1. И – марғзор асту.
2. М – кашад.
3. М – кӯҳсор.
4. ЛМ – Чун.
5. Л – нек.
6. Л – бо геву; И – бар.
7. И – бар.
8. И –пас аз б. 725 ин б. омада:

Чу Кайхусрав омад ба кин хостан,
Инонаш туро бояд оростан.

## ГИРИФТАНИ КАЙХУСРАВ БЕҲЗОДРО

Нишаст аз бари асп солори нев,
Пиёда ҳаме рафт дар пеши Гев.

Бад-он тундболо ниҳоданд рӯй,
Чунон чун бувад мардуми чораҷӯй,

Фасила чу омад ба танги фароз,
Бихӯрданду сероб гаштанд боз.

Шитобон бишуд Хусрави сарфароз,
Ба наздики он чашма чун шуд фароз,

Ба Беҳзод бинмуд зину лагом,
Бад-он, то барояд-ш аз он кор ком.

Нигаҳ кард Беҳзоду кайро бидид,
Яке боди сард аз ҷигар баркашид.

Бидид он нишасти Сиёвуш паланг,
Рикеби*[1] дарозу ҷаноҳи ҳаданг.

Ҳаме дошт бар обхур пои хеш,
Аз он ҷо, ки буд, пой нанҳод пеш.

Чу Кайхусрав ӯро ба ором ёфт,
Бипӯиду бо зин сӯи ӯ битофт.[2]

Ҳаме буд барҷой шабрангзод,[3]
Зи ду чашми ӯ чашмаҳо баркушод.

Сипаҳдор бо Гев гирён шуданд,
Чу бар оташи тез бирён шуданд.

---

1. М – рикоби.
2. Л – шитофт.
3. Л – шабранги род.

Кушоданд аз дидагон ҳар ду об,
Забон пур зи нафрини Афросиёб.[1]

Бимолид дасташ абар чашму рӯй,[2]
Бару ёл бибсуду бишхуд мӯй.[3]

Лагомаш ба сар карду зин барниҳод,
Ҳаме аз падар кард бо дард ёд.

Чу биншаст бар зин, бияфшурд[4] рон,
Баромад зи ҷой он ҳаюни гарон.

Ба кирдори боди ҳаво бардамид,
Бипарриду аз[5] Гев шуд нопадид.

Ғамӣ шуд дили Геву хира бимонд,
Бад-он хирагӣ номи Яздон бихонд.

Ҳаме гуфт, к-оҳармани чораҷӯй,
Яке борагӣ гашту бинмуд рӯй.

Кунун ҷони хусрав шуду ранҷи ман,
Ҳаме[6] ранҷ буд дар ҷаҳон ганҷи ман.

Чу як нима бубрид аз он кӯҳ шоҳ,
Гарон кард боз он инони сиёҳ.

Ҳаме буд, то пеши ӯ рафт Гев,
Чунин гуфт бедордил шоҳи нев,

1. И – б. 729 – 737 нест.
2. И – Бимолид бар чашми ӯ рӯю мӯй.
3. И – рӯй.
4. ИЛ – бифшурд.
5. Л – Бипаррид в-аз.
6. Л – Ҳама; И – Ҳамин.

Ки «Шояд, ки андешаи паҳлавон
Кунам ошкоро ба равшан замон».[1]

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй шаҳи[2] сарфароз,
Сазад к-ошкоро бувад бар ту роз.

Бад-ин эзадӣ фарру бурзи каён,
Ба мӯй андароӣ, бубинӣ миён».

Бад-ӯ гуфт: «Аз ин аспи фаррухнажод
Яке бар дил андеша омад-т ёд.

Чунин кардӣ андеша, эй паҳлавон,
Ки аҳриман*[3] омад бари он[4] ҷавон.

Кунун рафту ранҷи маро кард бод,
Пур аз ғам равони ману дев шод».[5]

Зи асп андаромад ҷаҳондида Гев,
Ҳаме офарин хонд бар шоҳи нев,

Ки «Рӯзу шабон бар ту фархунда бод,
Дили бадсиголони ту канда бод!

Ки бо бурзу аврангиву ҷоҳу фар,
Туро дода Яздон ҳунар бо гуҳар».

Зи боло ба айвон ниҳоданд рӯй,
Пурандеша мағзу равон роҳҷӯй.

1. ИЛ – равон.
2. И – сари.
3. М – оҳарман.
4. Л – ба ҷанги.
5. ТПЗ – Шуд он ранҷи ман ҳафтсола ба бод
Ва дигар, ки эй боварат бар нажод.

Чу назди Фарангис рафтанд боз,
Сухан рафт чанде зи роҳи дароз.

Бад-он, то ниҳонӣ бувад корашон,[1]
Набошад кас огаҳ зи бозорашон.[2]

Фарангис чун рӯи Беҳзод дид,
Шуд аз оби дида рухаш нопадид.

Ду рухро ба ёлу бараш барниҳод,
Равони Сиёвуш ҳаме кард ёд.

Чу об аз ду дида пароканда кард,
Сабук сар сӯи ганҷи оганда кард.

Ба айвон яке ганҷ будаш ниҳон,
Набуд з-он касе огаҳ андар ҷаҳон.

Яке ганҷи оганда динор буд,
Гуҳар[3]*[4] буду ёқут бисёр буд.

Ҳамон ганҷи кӯполу баргустувон,
Ҳамон ханҷару теғу гурзи гарон.

Сари*[5] ганҷ букшод пеши писар,
Пур аз хун рух,[6] аз дард хаста ҷигар.

Чунин гуфт бо Гев, к-«Эй дида[7] ранҷ,
Бубин, то зи гавҳар чӣ хоҳӣ зи ганҷ.

1. И – розашон.
2. И – аз корашон.
3. ИЛ – Зиреҳ.
4. М – Дирам.
5. М – Дари.
6. Л – дил.
7. ИЛМ – бурда.

Зи динор в-аз гавҳари шоҳвор,
Зи ёқут в-аз тоҷи гавҳарнигор,

Ки мо посбонему ганҷ они туст,
Фидо кардани ҷону ранҷ они туст».

Бибӯсид пешаш замин паҳлавон,
Бад-ӯ гуфт, к-«Эй меҳтари бонувон,

Замин аз ту гардад баҳорон биҳишт,
Сипеҳр аз ту ронад ҳаме хубу зишт.

Ҷаҳон пеши фарзанди ту банда бод,
Сари бадсиголони ту канда[1] бод!»

Чу афтод бар хоста чашми Гев,
Гузин кард диръи Сиёвахши[2] нев.

Зи гавҳар, ки пурмоятар ёфтанд,
Бибурданд чандон, ки бартофтанд.

Ҳамон таргу пурмоя баргустувон,
Силеҳе,[3] ки буд аз дари паҳлавон.

Дари ганҷро кард шоҳ устувор,
Ба роҳи биёбон баророст кор.

1. Л – бадсиголон-т афканда.
2. ИЛ – Сиёвуши.
3. И – Силоҳе.

## РАФТАНИ ФАРАНГИС БО КАЙХУСРАВ ВА ГЕВ БА ЭРОН

Чу ин карда шуд, барниҳоданд зин
Бар он бодпоёни боофарин.

Фарангис тарге ба сар барниҳод,
Бирафтанд ҳар се ба кирдори бод.

Сарон сӯи Эрон ниҳоданд гарм,
Ниҳонӣ чунон чун бувад нарм-нарм.[1]

Намонд ин сухан як замон дар нуҳуфт,
Кас омад ба наздики Пирон, бигуфт,

Ки «Омад зи Эрон сарафроз Гев,
Ба наздики бедордил шоҳи нев.

Сӯи шаҳри Эрон ниҳоданд рӯй,
Фарангису шоҳу яли ҷангҷӯй».

Чу бишнид Пирон, ғамӣ гашт сахт,
Биларзид бар сони шохи[2] дарахт.

Ҳаме гуфт бо дил, ки омад падид,
Сухан ҳар чи гӯшам зи меҳтар шунид,

Чӣ гӯям кунун пеши Афросиёб,
Маро гашт наздики ӯ тира об.[3]

Зи гурдон гузин кард Гулбодро,
Чу Настеҳани[4] гурд Пӯлодро.

---

1. ТПЗИЛ – Ҳама* шаҳр яксар пур аз гуфтугӯй,
Ки Хусрав ба Эрон ниҳодаст рӯй.
* ИЗ – Чу шуд.
2. И – барги.
3. И – б. 783, 784 нест.
4. Л – Настиҳану.

Бифармуд, то[1] турк сесад савор
Бирафтанд гирд аз дари корзор.

Чунин гуфт Пирон ба лашкар, ки Ҳин
Махоред сарҳо абар пушти зин.

Сари Гев бар найза созед", гуфт,
Фарангисро хок бояд нуҳуфт.

"Бубандед Кайхусрави шумро,
Бадахтарпаи бебару бумро.

Агар об бугзорад он баднишон,
Чӣ орад бар ин марзу ин саркашон".

Сипоҳе бар ин гуна гурду ҷавон,
Бирафтанд бедор ду паҳлавон.[2]

Фарангис бо ранҷдида писар
Ба хоб андароварда буданд сар.

Зи паймудани роҳу ранҷи шабон
Мар он ҳар дуро[3] Гев буд посбон.

Ду тан хуфтаву Гев бо ранҷу хашм,
Ба роҳи саворон ниҳода ду чашм.

Зиреҳ дар бару бар сараш низ тарг,
Дил огандаву тан ниҳода ба марг.*[4]

1. Л – бо.
2. Л – пас аз б. 791 ин б. омада:
Ҳамон гоҳ бо созу барги тамом
Ба раҳ - бар накарданд ҷое маком.
Ба манзил расиданду Геви сутург
Ҳамон бо Фарангису шоҳи бузург.
3. ИЛМ – Ҷаҳонҷӯйро.
4. М – б. 795 нест.

Ба баргустувон-андарун аст Гев,
Чунон чун бувад расми солори нев.

## ГУРЕХТАНИ ГУЛБОД ВА НАСТЕҲАН АЗ БАРИ ГЕВ

Чу аз дур гарди сипаҳро бидид,
Бизад дасту теғ аз миён баркашид.

Хурӯше баровард бар сони абр,
Ки торик шуд мағзу ҷони ҳизабр.

Миёни саворон даромад чу гард,
Зи пархоши ӯ хок шуд лоҷвард.

Замоне ба ханҷар, замоне ба гурз,
Ҳаме рафт оҳан зи болои бурз.

Аз он захми кӯполи Геви далер,
Саронро ҳама сар шуд аз ҷанг сер.

Дили Гев чунон шуд аз дарду[1] хашм,
Ки чун чашма будиш дарё ба чашм.

В-аз он пас гирифтанд андар миён
Чунон лашкари гашну шери жиён.

Зи найза наистон шуд овардгоҳ,
Бипӯшид дидори хуршеду моҳ.

Ғамӣ шуд дили шер дар найситон,
Зи хун найситон гашт чун майситон.

Аз эшон фаровон бияфканд Гев,
Сутӯҳ омаданд он саворони нев.

1. Л – чандон шуд аз зӯри.

Ба Настеҳани гурд Гулбод гуфт,
Ки «Ин кӯҳи хорост бо ёлу суфт.

Бидон, к-ин ҳама фарри Кайхусрав аст,
На аз захми кӯполи Геви гав аст.

Надонам чӣ ояд бар ин буму бар,
Зи фармони Яздон[1] кӣ ёбад гузар?

Зи гуфтори ахтаршиносон нишон
Бад ояд ба Турону бар саркашон».

Яке ҳамла карданд бар сони шер
Бад-он лашкари гашн бо доругир.

Хурӯш омаду нолаи каррной,
Ҳаме кӯҳро дил баромад зи ҷой.

Ҳама ғору ҳомун пур аз кушта шуд,
Зи хун хок чун арғавон гашта шуд.

Гурезон бирафтанд яксар сипоҳ
Зи Геви сарарози лашкарпаноҳ,

Ҳама хаставу кушта гаштанд боз
Ба наздики Пирони гарданфароз.

Ба наздики Кайхусрав омад далер,
Пур аз хун бару чанг бар сони шер.

Бад- ӯ гуфт, к-«Эй шоҳ, дил шод дор,
Хирад ёр дору тан обод дор.

Яке лашкар омад паси мо ба ҷанг
Чу Гулдобу Настеҳани тезчанг.

1. И – ҳукми ҷаҳонбон.

Чунон боз гаштанд, ҳар кас ки зист,
Ки бар ёлу баршон бибояд гирист.

Гузашта зи Рустам ба Эрон савор
Надонам, ки бо ман кунад корзор».

Аз ӯ шод шуд Хусрави покдин,
Ситудаш фаровону кард офарин.

Бихӯрданд чизе, ки дарёфтанд,
Сӯи роҳу бероҳ биштофтанд.

Чу туркон ба наздики Пирон шуданд,
Чунон хаставу зору бирён шуданд,

Барошуфт Пирон, ба Гулбод гуфт,
Ки «Чунин шигифте нашояд нуҳуфт,

Чӣ кардед бо Гев, Хусрав куҷост?
Сухан бар чӣ сон рафт, баргӯй рост».

Бад-ӯ гуфт Гулбод, к-«Эй паҳлавон,
Ба пеши ту гар баркушоям забон,

Ки Геви диловар ба гурдон чӣ кард,
Дилат сер гардад зи дашти набард.[1]

Фаровон ба лашкар маро дидаӣ,
Набарди маро ҳам писандидаӣ.

Бад-он гуна овардам андар рикеб,
Ки гуфтам, ки бинам ҳам акнун нишеб.

Ҳамоно, ки кӯпол беш аз ҳазор
Гирифтӣ зи дасти ман, эй номдор.

1. И – б. 826, 827 нест.

Сараш вижа гуфтӣ, ки сандон шудаст,
Бару соидаш пилдандон шудаст.

Ман оварди Рустам басе дидаам,
Зи ҷанговарон низ бишнидаам.

Ба захмаш надидам чунон пойдор,[1]
На дар печишу гардиши корзор.[2]

Гар он гурзҳо мум будӣ ба чанг,[3]
Синони саворон чу[4] чарми паланг,[5]

Набудӣ шигифт, ар[6] бару ёли ӯй
Шудӣ кӯфта хурду[7] чанголи ӯй.

Ҳаме ҳар замон тезу[8] ҷӯшон шудӣ,
Ба наввӣ чу пили хурӯшон шудӣ.

Аз афканда шуд рӯи ҳомун чу кӯҳ,
Зи як тан шуданд он далерон сутӯҳ».[9]

Барошуфт Пирон бад-ӯ гуфт: «Бас!
Ки нанг аст аз ин ёд кардан ба кас.

На аз як савор аст чандин сухун,
Ту оҳанги оварди гурдон[10] макун.

---

1. ИЛ – номдор.
2. И – рӯзгор.
3. Л – санг.
4. Л – зи.
5. Л – пас аз б. 834 ин б. омада:
   Кунун хира аҳримани дилгусил
   Варо аз ту кардаст пурдоғи дил.
6. ЛМ – шигифте; И – аз.
7. Л – хурду.
8. Л – низ.
9. И – б. 837 нест.
10. И – Дили ҷангҷӯён чунин бад.

Ту рафтиву Настеҳани номвар,
Сипоҳе ба кирдори шерони нар.

Кунун Гевро сохтӣ пили маст,
Миёни ялон гашт номи ту паст.

Чу[1] з-ин ёбад Афросиёб огаҳӣ,
Бияндозад он тоҷи[2] шоҳаншаҳӣ,

Ки ду паҳлавони далери савор,
Або*[3] лашкаре аз дари корзор,

Зи пеши саворе намуданд пушт,
Басе аз далерони Турон[4] бикушт.

Гавожа басе бошадат бо фусӯс,
На марди дурафшиву кӯполу кӯс».

## ОМАДАНИ ПИРОН АЗ ПАИ КАЙХУСРАВ

Зи лашкар гузин кард Пирон савор,*[5]
Далерону ҷангӣ ду раҳ се ҳазор.[6]

Бад-эшон чунин гуфт Пирон, ки «Зуд
Инони таковар бибояд бисуд.

Шабу рӯз бар сони шери жиён*[7]
Зи рафтан набояд кушодан миён.

---

1. И – Ва.
2. И – фарри.
3. М – Чунин.
4. ЛМ – эшон.
5. М – Саворон гузин кард Пирон ҳазор,
   Жул Мул - Ҳама гурду шоистаи корзор.
6. ИЛ – Саворон гузин кард Пирон ҳазор,
   Ҳама ҷангҷӯю ҳама номдор.
7. М – Бибояд шудан бар паи бадгумон.

Ки гар Геву Хусрав ба Эрон шаванд,
Занон андар Эрон чу шерон шаванд.

Намонад бар ин буму бар хоку об
В-аз ин доғдил гардад Афросиёб.

Бад-ин рафтан аз ман шиносад гуноҳ,
На аз гардиши ахтару хуру моҳ».[1]

Ба[2] гуфтори ӯ сар барафрохтанд,
Шабу рӯз яксар ҳаме тохтанд.[3]

Чунин то биёмад яке[4] жарфрӯд,
Сипаҳ шуд пароканда бе тору пуд.[5]

Бунаш[6] жарфу паҳнош кӯтоҳ буд,
Бад-он рафтани мард гумроҳ буд.[7]

Буд он обро ном Гулзарриюн,
Будӣ дар баҳорон чу дарёи хун.[8]
Ба дигар карон хуфта буд Геву шоҳ,

1. Л – б. 851 нест. И – б. 848 – 851 нест.
   ТПЗЛ – Жул Мул Бирафтанд туркон чу боди дамон
   Ба фармони он номвар паҳлавон.
2. И – Зи.
3. ТПЗИЛ – Начустанд рӯзу шаб орому хоб
   В-аз ин огаҳӣ шуд ба Афросиёб
   В-аз он рӯй Геву Фарагису шоҳ
   Шудандӣ шитобон, буриданд роҳ.
4. Л – ба наздики. И – чун баромад яке.
5. Л – Расиданд бо чавшану диръу хӯд.
6. Л – Ҳаме.
7. Л – Бар ӯ - бар ба рафтан дижогоҳ буд.
8. И – б. 854, 855 нест. Л – б. 855 нест.
   ТПЗ – Расиданд бар оби Гулзарриюн,
   Шаҳаншоҳро Гев буд раҳнамун,
   Ки бояд гузаштан аз ин рӯи об,
   Ниҳодан замоне сари худ ба хоб.
   Агар лашкар ояд сӯи корзор,
   Бувад об моро ба ҷои ҳисор.

Нишаста Фарангис бар дидагоҳ.[1]

Фарангис аз он ҷойгаҳ бингарид,
Дурафши сипаҳдори Турон бидид.

Давон*[2] шуд бари Геву огоҳ кард,
Бад-он хуфтагон хоб кӯтоҳ кард.

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй марди боранҷ, хез,
Ки омад туро рӯзгори гурез.[3]

Яке лашкар омад паси мо дамон,
Битарсам, ки танг андарояд замон.[4]

Туро гар биёбанд, беҷон кунанд,
Дили мо зи дарди ту печон кунанд.

Маро бо писар ҳар ду дида пуроб
Барад баста наздики Афросиёб.

В-аз он пас надонам чӣ ояд зи банд,*[5]
Надонад[6] касе рози чархи баланд».

---

Бигуфту бихӯрданд чизе, ки буд,
Шаҳаншоҳ бо Геви пурдил ғунуд.
Зи ногоҳ гарде баромад зи дашт.
Ки кӯҳу дару ғор аз ӯ тира гашт.
Чу Пирон биёмад ба наздики рӯд,
Сипаҳ буд пароканда бе тору пуд.

1. И – Фарангис рафта бари посгоҳ; Л – бар посгоҳ.
2. М – Равон.
3. ИЛМ – ситез.
4. Л – б. 860 нест.
ТПЗ – Дурафши сипаҳдор Пирон бубин,
Шуда тира аз гард рӯи замин.
5. М – Надонам чӣ ояд ба мо-бар газанд.
6. ЛМ – Чӣ донад.

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй маҳи[1] бонувон,
Чаро ранҷа дорӣ[2] бад-ин сон равон?[3]

Ту бо шоҳ баршав ба болой тунд,
Зи Пирону лашкар машав ҳеч кунд.

Ҷаҳондори пирӯз ёри ман аст,
Сари ахтар андар канори ман аст.

Ба нерӯи Яздони ҷонофарин
Саворе намонам бар афрози зин».

Бад-ӯ гуфт Кайхусрав: «Эй размсоз,
Кунун кори ман бар ту-бар шуд[4] дароз.

Зи доми бало ёфтам ман раҳо,
Ту чандин машав дар дами аждаҳо.[5]

Ба ҳомун маро рафт бояд кунун,
Фишондан зи шамшер бар чарх хун».

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй шаҳи сарафроз,
Ҷаҳонро ба тоҷи ту омад ниёз.

Падар паҳлавон асту ман паҳлавон,
Ҳамеша бари шоҳ баста миён.

---

1. ИЛМ – сари.
2. ИЛМ – кардӣ.
3. ТПЗИ – Маро ин ҳама аз паи Хусрав аст,
Ки ӯ аз бузургони гетӣ нав аст,
Фалак равшан аз номвар бахти ӯст,
Замин бандаи пояи тахти ӯст.
Ба нерӯи Яздону дайҳими шоҳ
Натарсам ман аз ҷанги туронсипоҳ.
И – хубиву некист – бар.
4. Л – гардад. И – гашта.
5. ТПЗ – Манам гавҳари поки он покзод,
Сиёвахши шерафкани кайнажод.

Бародар маро ҳаст ҳафтоду ҳашт,
Ҷаҳон шуд чу номи ту андар гузашт.[1]

Басе паҳлавон асту шоҳ андаке
Чӣ андак, ки пайдо набинам яке.

Агар ман шавам кушта, дигар бувад,
Сари тоҷвар бошад, афсар бувад.

В-агар ту шавӣ дур аз эдар табоҳ,
Набинам касе аз дари тоҷу гоҳ.

Шавад ранҷи ман ҳафтсола ба бод,
Ва дигар, ки айб оварам бар нажод.

Ту боло гузину сипаҳро бубин,
Маро ёр бошад ҷаҳонофарин.

Чу пирӯз бошам, ҳам аз фарри туст,
Ҷаҳон ҷумла дар сояи парри туст».

## ҶАНГИ ПИРОН БО ГЕВ

Бипӯшид диръу биёмад чу шер,
Ҳамон бораи кӯҳпайкар ба зер.

Аз ин сӯ сипаҳбад в-аз он сӯ сипоҳ,
Миёнҷӣ шуда рӯду барбаста роҳ.

Чу раъди баҳорон биғуррид Гев,
Зи солори лашкар ҳаме ҷуст нев.

Барошуфт Пирону дашном дод,
Бад-ӯ гуфт, к-«Эй бадраги[2] баднажод,

1. И – б. 872, 873 нест.
2. ИЛ – бадтани.

Ту танҳо бад-ин размгоҳ омадӣ,
Диловар ба пеши сипоҳ омадӣ.

Кунун хӯрданат захми жӯпин бувад,
Танатро[1] кафан чанги шоҳин бувад.

Ту гар кӯҳи оҳан бувӣ[2] як савор,
Чу мӯр андароянд гирдат ҳазор,

Кунанд ин зиреҳ дар барат чок-чок,
Чу мурдор он гаҳ[3] кашандат ба хок.

Яке достон зад ҳизабри дамон,
Ки чун бар гавазне сар ояд замон,

Замона бар ӯ дам ҳаме[4] бишмарад,
Биёяд, ки бар шери нар бугзарад.

Замон оваридат кунун пеши ман,
Ҳамон пеши ин[5] номдор анҷуман.»

Аз он пас биғуррид Геви сутург,
Сари саркашон паҳлавони бузург,

Ки «Эй турки бадгавҳари девзод,
Ки чун ту сипаҳбад ба гетӣ мабод!

Ба кини Сиёвуш маро дидаӣ,
Ҳамоно, ки размам писандидаӣ,

---

1. ИЛМ – Баратро.
2. И – бувад. Л – Агар з-оҳани кӯҳ эй.
3. Л – бесар.
4. Л – нафасҳошро.
5. ЛМ – он.

Ки чандон бузургону туркони[1] Чин
Табаҳ гашта[2] бар дасти ман рӯзи кин.

Ба тороҷ додам ҳама хони ту,
Газанд омад аз ман абар ҷони ту.

Ду меҳтар занат буд абар[3] анҷуман,
Асир оваридам кашон аз Хутан.

Яке хоҳарат буд, дигар занат,
Ки ларзон будандӣ ба ҷону танат.

Ду турки дижамро чу[4] ман дидамаш,
Ба камтар[5] яке банда бахшидамаш.[6]

Намудӣ ба ман пушт ҳамчун занон,
Бирафтӣ ғиревону мӯякунон.

Туро худ ҳаме мурд бояд чу зан,
Миёни ялон лофи[7] мардӣ мазан.[8]

К-аз ин нанг то ҷовидон меҳтарон
Бигӯянд, бо руд[9] ромишгарон,

Ки танҳо ҳаме Гев Хусрав бибурд,
Ҳама номатон нанг бояд шумурд.

1. ЛМ – Бузургон ҳам аз турку. И – бузургони Турону.
2. Л –Ки шуд кушта. И –Шуда кушта.
3. ИЛ –дар.
4. ИЛ – Дижам чун ки.
5. ИЛМ –кеҳтар.
6. ТПЗИЛ – Ман андар фарозу ту андар нишеб,
Ту андар шитобу ман андар шикеб.
7. Л –номи.
8. ТПЗИЛ – Ба сони занон мурд бояд туро,
Куҷо марди доно ситояд туро?
9. ИЛ –руду.

Ва дигар бузургони рӯи замин,
Чи фағфуру қайсар, чи хоқони Чин,

Бузургону хешони Ковусшоҳ,
Далерону гурдони зарринкулоҳ,

Ҳама духти Рустам ҳаме хостанд,
Ҳама бар дилаш хоҳиш оростанд.

Ба домодияш кас фиристод Тус,
Таҳамтан бар ӯ кард чандин[1] фусӯс.

Таҳамтан зи пайвандашон сар битофт,
Азеро*[2] сазовори худ кас наёфт.

Ба гетӣ нигаҳ кард Рустам басе,
Зи гурдон наёмад писандаш касе.[3]

Ба ман дод Рустам гузин духтараш,
Ки будӣ гиромитар аз афсараш.

Меҳиндухти Бонугушаспи савор
Ба ман дод гарданкаши номдор.

Зи чандон бузургон маро баргузид,
Сарамро ба чархи барин баркашид.

Супурдам ба Рустам ҳаме*[4] хоҳарам,
Маҳи бонувон Шаҳрбонуирам.

Ба ҷуз пилтан Рустами шермард
Надорам ба гетӣ касе ҳамнабард.

1. ИЛ –чанде.
2. М –эшон.
3. ТПЗИЛ – Ба мардиву дониш, ба фарру нажод,
Ба хӯрду ба бахшиш маро* кард ёд.
* К –ҳаме.
4. М –Яке.

Чу бо Рустам оям ба кин хостан,
Бибояд туро навҳа оростан.[1]

Ман акнун бад-ин ханҷари обгун
Ҷаҳон пеши чашмат кунам қиргун.

Агар зинда монам яке[2] з-ин сипоҳ,
Зи ман номи мардӣ ба гетӣ маҳоҳ.

Шаҳаншоҳ Хусрав ба Эрон барам,
Ба наздики шоҳи далерон барам.

Нишонам-ш бар номвар тахти оҷ,
Ниҳам бар сараш-бар дилафрӯз тоҷ.

В-аз он пас бипӯшам гаронмоя габр,
Кунам шаҳри Турон куноми ҳизабр.[3]

Манам пури Гударзи Кашводагон,
Сари саркашон - Геви озодагон.

Ту, эй[4] турки бадбахт, Пирони шум,
Ки на тоҷ бодат, на тахту на бум,

Бар ин теғи ҳиндӣ бибуррам сарат
Бигиряд ба ту ҷавшану миғфарат.

Ки хамми камандам кунун марги туст,
Кафан, бегумон, ҷавшану тарги туст».*[5]

---

1. ТПЗИЛ –Мар ин размгаҳ базмгоҳи ман аст,
   Гаронмоя миғфар кулоҳи ман аст.
2. ИЛ –касе.
3. ТПЗИЛ –Биёям ба Турон чу шери жиён,
   Ба кини Сиёвуш камар бар миён.
   На Турон бимонам, на Афросиёб,
   Кунам шаҳри Турон чу дарёи об.
4. Л –Туи.
5. М –б. 923 нест.

## ГИРИФТОР ШУДАНИ ПИРОН ДАР ДАСТИ ГЕВ

Чу бишнид Пирон, баровард хашм,
Дилаш гашт пурҷӯшу, пуроб чашм.[1]

Барангехт аспу бияфшурд рон,
Ба гардан баровард гурзи гарон.

Чу киштӣ зи дашт андаромад ба руд,
Ҳаме дод некидиҳишро дуруд.

Накард эч Гев озмунро шитоб,
Бад-он то сипаҳбад баромад зи об.

Зи ҷангаш ба пастӣ бупечид Гев,*[2]
Гурезон ҳаме рафт солори нев.[3]*[4]

Ҳамовард бо Гев наздик шуд,
Ҷаҳон чун шаби тира торик шуд.[5]

Чу аз об в-аз лашкараш дур кард,
Ба зин андарафканд гурзи набард.

---

1. ТПЗИЛ -8 байти зерин пеш азб. 924 омада:
   Чу Пирон зи Гев ин суханҳо шунид,
   Дилаш гашт пурбиму дам даркашид.
   Биларзид бар сони ларзанда бед,
   Ҳам аз ҷони ширин бишуд* ноумед.
   Биё, то бигардем ҳар ду чу шер,
   Сазад, гар ба об андароӣ далер.
   Бубинӣ, к-аз ин пурҳунар** як савор
   Чӣ ояд бад-он лашкари номдор,***
   Шумо шаш ҳазореду ман**** як далер,
   Сари саркашон андарорам ба зер.
   Чу ман гурзаи саргирой оварам,
   Саронтон***** ҳама зери пой оварам».

   * ИЛ –бибуд. ** ИЛ –номвар. *** ИЛ-туро ба сар, эй хушёр. ****ИЛ –Ҳазоранду ман номвар. ***** Л –Сарошон.
2. М –рӯй.
3. Л –б. 927 нест.
4. М –пархошҷӯй.
5. ИЛ –б. 928 нест.

Яке ҳамла овард[1] бар паҳлавон,
Ту гуфтӣ, ки буд аждаҳои дамон.

Гурезон[2] шуд аз Гев Пирони шер,
Пас-андар ҳаме тохт Геви далер.

Ниҳонӣ аз он паҳлавони баланд
Зи фитрок букшод печон каманд.

Бупечид Геви сарафроз ёл,
Каманд андарафканду кардаш дувол.

Сари паҳлавон андаромад ба банд,
Зи зин баргирифташ ба ҳамми каманд.

Пиёда ба пеш андарафканд хор,
Бибурдаш ба дур аз лаби ҷӯйбор.[3]

Бияфканд бар хоку дасташ бубаст,
Силеҳаш[4] бипӯшиду худ барнишаст,

Дурафшаш гирифта ба даст-андарун,
Бишуд то лаби оби Гулзарриюн.

Чу туркон дурафши сипаҳдори хеш
Бидиданд ночор, рафтанд пеш.

Хурӯш омаду нолаи каррной,
Дами нои сарғину ҳиндидарой.

Чу он дид Гев, андаромад ба об,
Чу киштӣ ба мавҷ андарояд шитоб.

1. И –ҳаме кард.
2. ИЛ –ҳазимат.
3. Л –рӯдбор.
4. И –Силоҳаш.

Баровард гурзи гаронро ба кифт,
Сипаҳ монда[1] аз кори ӯ дар шигифт.

Сабук шуд инону гарон шуд рикеб,
Сари саркашон хира гашт[2] аз ниҳеб.

Ба теғу[3] рикобу ба суфту[4] ба бод
Ҳаме туркро хок бар сар ниҳод.

Аз афканда шуд рӯи ҳомун чу кӯҳ,
Зи яктан шуданд[5] он далерон сутӯҳ.[6]

Қафои ялон сӯи ӯ буд ҳама,
Чу шер андаромад миёни[7] рама.

Чунон лашкари гашну мардони нев
Гурезон бирафтанд аз пеши Гев.[8]

Чунон чира[9] баргашту бугзошт об,
Ки гуфтӣ надидаст лашкар ба хоб.

Дамон то ба наздики Пирон расид,
Ҳаме хост аз тан сарашро бурид.

Ба хорӣ бибурдаш пиёда кашон,
Давону пур аз дард*[10] чун беҳушон.

1. И –монд.
2. ИЛ –шуд.
3. И –гурзу.
4. И –пою. Л –гурзу.
5. Л –гурзаш шуданд.
6. ТПЗ – Наёзурд як мӯи Гев аз танаш,
Надаррид як тори пероҳанаш.
7. И –ба пеши.
8. И –б. 947 нест.
9. Л –хира.
10. М –тарс.

Бари шоҳ бурдаш ҳаме зору хор,
Ду рухсора зарду ба тан сӯгвор.

Пиёда ба наздики Хусрав замин
Бибӯсиду бар шоҳ кард офарин.[1]

Чунин гуфт, к-«Ин бадтани*[2] бевафо
Гирифтор шуд дар дами аждаҳо,

Сиёвуш ба гуфтори ӯ сар бидод,
Чу ӯ бод гашт,[3] ин шавад низ бод».

Абар шоҳ Пирон гирифт офарин,
Хурӯшиду бӯсид[4] рӯи замин.

Ҳаме гуфт, к-«Эй шоҳи донишпижӯҳ,
Чу хуршеди тобон миёни гурӯҳ,

Ту донистаӣ дарду тимори ман,
Зи баҳри ту бо шоҳ[5] пайкори ман.

Агар банда будӣ ба даргоҳ шоҳ,
Сиёвахши хусрав нагаштӣ[6] табоҳ.

Туву модарат ҳар ду аз чанги дев
Бурун оваридам ба рою ба рев.[7]

1. И –б. 951, 952 нест.
2. М –бо шоҳ, к-ин.
3. И –Гар ӯ бод шуд.
4. –Хурӯшон бибӯсид.
*1 М –кардаш.
5. И –бар.
6. И –Сиёвуш нагаштӣ ба гетӣ.
7. ИЛ –б. 979 нест.
ТП – Зи баҳри Сиёвуш будам хунфишон,
Фарангисро чӯ аз инҳо нишон.

Сазад, гар ман аз чанги ин аждаҳо
Ба фарру ба бахти ту ёбам раҳо».

## РАҲО КАРДАНИ ФАРАНГИС ПИРОНРО АЗ ГЕВ

Ба Кайхусрав он гаҳ нигаҳ кард Гев,
Бад-он, то чӣ фармон диҳад шоҳи нев.

Фарангисро дид дида пуроб,
Забон пур зи нафрини Афросиёб.

Ба Гев он гаҳе[1] гуфт, к-«Эй сарфароз,
Кашида[2] чунин ранҷи роҳи дароз.

Чунон дон, ки ин пирсар паҳлавон
Хирадманду род асту равшанравон.

Пас аз додгар довари раҳнамун
Бидон, к-ӯ раҳонид моро зи хун.[3]

Зи бад меҳри ӯ пардаи ҷони мост,
В-аз ин кардаи хеш зинҳор хост.[4]

Ба мо бахшаш, эй номвар, ту кунун,
Ки ҳаргиз набуд бар бадӣ раҳнамун».[5]

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй сари[6] бонувон,
Анӯша бизӣ шоду равшанравон.[7]

---

1. ЛМ –инчунин.
2. ИЛ –Кашидӣ.
3. И –б. 964, 965 нест.
4. Л –пас аз б. 966 ин б. омада:
   Сазад, гар ту бахшоиш орӣ бар ӯй,
   Зи баҳри манаш бад наёрӣ ба рӯй.
5. И –б. 957 нест.
6. И –шахи.
7. Л –Анӯшаравон подшоҳи ҷаҳон.

Яке сахт савганд хӯрдам ба моҳ,
Ба тоҷу ба тахти сарафроз шоҳ,

970 Ки гар даст ёбам бар ӯ рӯзи кин,
Кунам арғавонӣ ба хунаш замин».

Бад-ӯ гуфт Кайхусрав: «Эй шерфаш,
Равонро[1] зи савганди Яздон макаш.

Кунун дил ба савганд густох кун,
Ба ҳанҷар варо гӯш сӯрох кун.

Чу аз ҳанҷарат хун чакад бар замин,
Ҳам аз меҳр ёд оядат,[2] ҳам зи кин».

Дили шоҳ бар паҳлавон[3] гарм дид,
Рухонаш пур аз обу озарм дид.[4]

975 Бишуд Геву гӯшаш ба ханҷар бисуфт,
Ба савганд бар тандурустӣ бихуфт.

Чунин гуфт Пирон аз он пас ба шоҳ,
Ки «Натвон пиёда шудан то сипоҳ.[5]

Бифармой, к-аспам диҳад боз низ,
Чунон дон, ки бахшидаӣ ҷону чиз».

---

1. И –Забонро.
2. Л –ояду.
3. Л –шоҳи паҳлав бар ӯ.
4. ТПЗИЛ –Бад-ӯ гуфт, к-«Эй шоҳ, дил шод дор,
Равонро аз ин кор озод дор.
Чу ман сад ҳазорон фидои ту бод,
Хирад з-офариниш равои ту бод».
Зи гуфтори ӯ рух барафрӯхт шоҳ,
Бинандиду рахшанда шуд пешгоҳ.
Бад-ӯ гуфт, к-«Эй некдил* паҳлавон,
Бизӣ шод бо коми дил** ҷовидон!»
* Л –некпай; ** Л –Бар ин шоддил шоҳ то.
5. И –Ки « Чун пӯям, эй шаҳ, пиёда ба роҳ».

Ба Гев он гаҳе гуфт шоҳи далер,
Ки «Аспаш маро бахш, эй наррашер».[1]

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй далери сипоҳ,
Чаро суст гаштӣ ба овардгоҳ,[2]

Агар хоҳӣ ин бодпои давон,*[3]
Ду дастат бубандам ба банди гарон.

Яке сахт савгандро ёд кун,
Ба паймон тани баста[4] озод кун,[5]

Ки накшояд ин банди ман ҳеч кас,
Кушоянда Гулшаҳр хоҳам ва бас,

Куҷо меҳтари бонувони ту ӯст,
В-аз ӯ нест пинҳон[6] туро мағзу пӯст».

Бад-он гашт ҳамдостон паҳлавон,
Ба савганд бихрид аспу равон,[7]

---

1. И –б. 978 нест.
2. ТПЗИ – Ту онӣ, ки гӯӣ, ба гетӣ чу ман
Саворе набошад ба сад анҷуман.
Сипаҳдори туркону шерон* туӣ?
Ба разм-андарун хасми Эрон туӣ?**
Кунун пеши ман баста, пуроб чашм,
На ному на нангу на зӯру на хашм.
Ҳаме лоба созӣ ба сони занон,
Пур аз нанг бо шоҳ лобакунон.
* И –турон. ** И –Ба ҷанг-андарун бими шерон туӣ?
3. М –равон.
4. Л –Хаста.
5. И –б. 980, 981 нест. ЛИ –пас аз б. 981 ин б.омада:
Ба савгандхорӣ* диҳам бора боз,
Ду дастат бубандам ба банди дароз.
* Л –савгандхӯрӣ.
6. Л –ӯяст пайдо.
7. Л -984 нест.

Ки накшояд ин банди ман кас ба роҳ,
Ки Гулшаҳр дорад мар ин дастгоҳ.

Бад-ӯ дод аспу ду дасташ бубаст,
В-аз он пас бифармуд, то барнишаст.

Фарангису Кайхусрави хубчеҳр,
Ба бар-дар гирифтанд ӯро ба меҳр.[1]

Бирафту ҳаме хонд ӯ офарин
Абар шоҳу бар паҳлавони замин.[2]

## ЁФТАНИ АФРОСИЁБ ПИРОНРО БА РОҲ

Чу аз лашкар огаҳ шуд Афросиёб,
Бар ӯ тира шуд тобиши офтоб.

Бизад кӯсу бӯқу[3] сипаҳ барнишонд,
Ба кирдори оташ аз он ҷо биронд.[4]

Ду манзил яке карду омад дамон,
Ҳаме ҷаст бар сони тир аз камон.

Чу овард*[5] лашкар бад-он размгоҳ,
Ки оварди Гулбод буд бо сипоҳ.

Ҳама марз лашкар пароканда дид,
Ба ҳар ҷой-бар[6] мардум афканда дид.

---

1. ТПЗИЛ –Бад-ӯ гуфт Хусрав, ки падруд бош,
Ҷаҳон тору ту дар миён пуд бош.
Агар додгустар диҳад додамон,
Набошад дареғ аз ту ҷону равон.
2. ТПЗ – Бад-он сӯ равон гашт Пирони нев,
В-аз ин сӯй шоҳу Фарангису Гев.
3. Л –ною рӯин.
4. ИЛ-Зи айвон ба кирдори оташ биронд.
5. М –Биёвард.
6. Л –пур.

Бипурсид, к-ин паҳлавон бо сипоҳ
Кай[1] омад аз Эрон бар ин размгоҳ[2]?

Набуд огаҳе кас зи ҷанговарон,
Ки бугзашт аз ин сон сипоҳи гарон?

Кӣ бурд огаҳӣ назди он девзод,
Ки он ҷо Сиёвахш дорад нажод?[3]

Агар хок будиш омӯзгор,
Надидӣ ду чашми ман ин рӯзгор.

Сипаҳрам бад-ӯ гуфт: «Осон будӣ
В-агар дил зи лашкар ҳаросон будӣ.

Яке Геви Гударз будасту бас,
Савор эч бо ӯ надидем кас.

Сутӯҳ омад аз ҷанги як тан сипоҳ,
Чунон рафт[4] Геву Фарангису шоҳ.

Чу бишнид, ранги рухаш зард шуд,
Зи гардун дили ӯ пур аз дард шуд.

Варо дод посух, ки омад падид,
Сухан ҳар чӣ гӯшам зи доно шунид,

Чу Яздон касеро кунад некбахт,
Абе кӯшиш ӯро расонад ба тахт».

1. Л –Ки.
2. И –б. 991 -994 нест.
3. ИЛ –Ки касро дилу рои Пирон мабод.
4. И –Ҳаме рафт.

Сипаҳбад чу гуфти Сипаҳрам[1] шунид,
Сипоҳе ба[2] пеш андаромад падид.

Сипаҳдор Пирон ба пеш-андарун,
Сару рӯю ёлаш[3] ҳама пур зи хун.

Гумон бурд,*[4] к-ӯ Гевро ёфтаст,
Ба пирӯзӣ аз пеш биштофтаст.

Чу наздиктар шуд, нигаҳ кард шоҳ,
Чунон*[5] хаста буд паҳлавони сипоҳ.

Варо дид баста ба зин-бар чу санг,
Ду дасташ паси пушт бо полаҳанг.

Бипурсиду з-ӯ монд андар шигифт,
Ғамӣ гашту андеша андаргирифт.

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Шери[6] жиён,
На дарранда гургу на бабри баён,

Набошад чун ӯ[7] дар сафи корзор,
Куҷо Гев танҳо буд, эй шаҳрёр.[8]

Бар он сон, ки ӯ бардамад рӯзи ҷанг,
Зи бимаш ба дарё бисӯзад наҳанг.[9]

---

1. ИМ –Сипаҳрам чу гуфтӣ сипаҳбад.
2. И –зи.
3. Л –пояш.
4. М –кард.
5. М –худ он.
6. И –пили.
7. ИЛ –чун он.
8. ИПЗИЛ – Ман он дидам аз вай, ки аз гургу шер
   Набинад ҷаҳондида марди далер.
9. И –б. 1012 нест.

Нахуст андаромад ба гурзи гарон,
Ҳаме кӯфт чун путки оҳангарон.

Ба аспу ба пою ба ёлу рикеб
Савор аз фароз андаромад ба шеб.[1]

Ҳаме зад, ҳаме кушт гурдони мо,
На андеша будаш зи мардони мо.

Ҳамоно, ки борон наборад зи меғ,
Фазун з-он ки борид бар сар-ш теғ.

Чу андар гулистон ба зин-бар нахуфт,[2]
Ту гуфтӣ, ки гаштаст бо кӯҳ[3] ҷуфт.

Саранҷом баргашт яксар сипоҳ,
Ҷуз аз ман нашуд кас бараш[4] кинахоҳ.

Гурезон зи ман тоб дода каманд,
Бияндохт,[5] омад миёнам[6] ба банд.

Пароканда шуд донишу ҳуши ман,
Ба хок андаромад тану тӯши ман.

Зи асп андаромад, ду дастам бубаст,
Барафканд бар зину*[7] худ барнишаст.

Бад-он хориям назди Хусрав кашид,
Яке доғ бар ҷонам аз нав кашид.

1. Л – нишеб.
2. Л – бинуфт.
3. Л – гурз.
4. ИЛ – набуд пеши ӯ.
5. ЛМ –Бияфканд.
6. ИЛ – сари ман.
7. М – Ба пеш - андар афканду.

Ҳаме хост сар, лек бидрид гӯш,
Ду дастам бубасту баровард ҷӯш.[1]

Ба ҷону сари шоҳу хуршеду моҳ,
Ба додори худкому[2] тахту кулоҳ

Маро дод аз ин гуна савганд сахт,
Бихӯрдам, чу дидам, ки баргашт бахт,

Ки накшояд ин дасти ман ҳеч кас,
Ба ҷуз ҷуфти Гулшаҳр дар даҳру бас.[3]

Замоне сару поям андар каманд,
Ба дигар замон зери савганд[4] банд.[5]

Надонам чӣ роз аст назди сипеҳр,
Бихоҳад рабудан зи ман[6] пок меҳр».

Чу бишнид гуфтораш Афросиёб,
Ба дида зи хашм андаровард об.

Яке бонг барзад, зи пешаш биронд,
Бупечид Пирону хомуш бимонд.

В-аз он пас ба мағз андарафканд бод,
Ба дашному савганд лаб баркушод,

---

1. ИЛ –б. 1021 -1023 нест.
2. Л –ҳар кому. И –Ба додору дайҳиму.
3. ИЛ – Ки касро нагӯӣ, ки букшой даст,
   Ҳам эдун бирав* то ба ҷои нишаст.
   * И –Чунин ҳам равӣ.
4. ИЛ –савганду.
5. ТПЗИ – Яке тан беҳ ояд зи чандин савор,**
   Ҳамоно, ки кин дорад ин*** рӯзгор.
   ** И –эдар зи туркон ҳазор. *** И –хоҳад аз.
6. Л –буридан зи мо.

Ки гар Геви Гударзу он девзод
Шаванд абри ғурранда ё[1] тезбод,

Фуруд оварамшон зи чархи баланд,
Бизад даст в-аз теғ букшод банд,

Бигуфташ: «Бад-ин теғи оҳангузор
Ба кина барорам аз эшон димор.[2]

Фарангисро чун ба чанг оварам,
Ба чашмаш ҷаҳон тору танг оварам.[3]

Миёнаш бибуррам ба шамшери тез,
Ба моҳӣ диҳам, то кунад рез-рез.

Чу Кайхусрав Эрон биҷӯяд ҳаме,
Фарангис бо вай чӣ пӯяд ҳаме?»

## ГУФТУГӮИ ГЕВ БО БОЖБОН

Ба сӯи Хутан рафт Пирон нажанд,
В-аз ин сӯ ҳаме тохт шоҳи баланд.[4]

Худи саркашон сӯи Ҷайҳун кашид,
Ҳаме доман аз хашм дар хун кашид.

Ба Ҳумон бифармуд, к-«Андаршитоб,[5]
Инонро бикаш то лаби рӯди об,

1. Л –ғуррандеву.
2. Л –б. 1034 нест.
3. И –б. 1035 нест.
4. Л -1039 нест.
5. Л –к-эдар.

Ки чун Геву Хусрав[1] зи Ҷайҳун гузашт,
Ҳама[2] ранҷи мо бод[3] гардад ба дашт.

Нишон омад аз гуфтаи ростон,
Ки доно бигуфт аз гаҳи бостон,

Ки аз тухмаи Тур в-аз Кайқубод
Яке шоҳ сар барзанад бонажод,

Ки Туронзаминро кунад хорсон,
Намонад бар ин[4] буму бар шорсон.

Дили ӯ ба Эрон гирояд ба меҳр,
Ба Турон намояд пур аз кина чеҳр.[5]

Расиданд пас Геву Хусрав ба об,
Ҳаме будашон бар гузаштан шитоб.

Гирифтанд пайкор бо божхоҳ,
Ки «Киштӣ кадом аст[6] бар божгоҳ

Наванде, куҷо бодбонаш нав аст,
Нишасте, ки зебои Кайхусрав аст?»

Чунин гуфт пас Гевро божгоҳ,
Ки «Оби равонро чи чокар, чи шоҳ.

Ҳаме гар гузар боядат з-оби рӯд,
Фиристод бояд ба киштӣ дуруд».

1. ЛМ –Чу ояд хабар, к-ӯ.
*1 М –хезад зи ҳар ду.
2. Л –ғаму.
3. И –пок.
4. ЛМ –ҳаме.
5. И –б. 1046 нест.
6. ЛМ –гузар дошт.

Бад-ӯ гуфт Гев: «Он чи хоҳӣ, бихоҳ!
Гузар деҳ, ки танг андаромад сипоҳ».

Чу бишнид аз ӯ[1] божбон гуфтугӯй,
Сӯи Гев кард он гаҳе тез рӯй:[2]

«Нахоҳам зи ту, гуфт, бож андаке,
Аз ин чор чизат бихоҳам[3] яке.

Зиреҳ хоҳам аз ту, гар аспи сиёҳ,
Парастор ё ридаки ҳамчу моҳ».

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй гусистахирад,
Сухан з-ин нишон худ кай[4] андархурад?

Агар бо шаҳаншоҳ шаҳре будӣ,
Туро з-ин ҷаҳон низ баҳре будӣ.

Кӣ бошӣ, ки шаҳро кунӣ хостор
Чунин бодпое ту, эй хоксор?[5]

Дигар[6] модари шоҳ хоҳӣ ҳаме,
Ба бож афсари моҳ хоҳӣ ҳаме?

Се дигар чу шабранг Беҳзодро,
Ки дарёбад ӯ рӯзи[7*8] таг бодро.

1. Л - аз ин.
2. И –б. 1053 нест.
3. ЛМ –бибояд.
4. И – з-он нишон гӯ, ки.
5. И -1057, 1058 нест.
6. ЛМ –Агар.
7. ИЛ –Ки кӯтоҳ дорад ба.
8. М –кӯтаҳ бидорад ба.

Чаҳорум, ки ҷустӣ ба хира[1] зиреҳ,
Зиреҳ бояд аз ҳар касе бо*[2] гиреҳ.

Нагардад чунин оҳан[3] аз об тар,
На оташ бар ӯ-бар бувад коргар.

На найза, на шамшери ҳиндӣ, на тир,
Ҳаме бож хоҳӣ бар ин обгир.

Кунун об морову киштӣ туро,
Бад-ин моя роҳи[4]*[5] дурушти туро».

## ГУЗАШТАНИ КАЙХУСРАВ АЗ ҶАЙҲУН

Ба шаҳ гуфт Гев: «Ар ту Кайхусравӣ,
Набинӣ аз ин об ҷуз некувӣ.

Фаридун, ки бугзашт аз Арвандрӯд,
Ҳаме дод[6] тахти меҳиро дуруд.

Ҷаҳоне саросар шуд ӯро раҳӣ,
Ки бо равшанӣ буду бо фарраҳӣ.

Чӣ андеша, ар шоҳи Эрон туӣ.
Паноҳи далерону шерон туӣ.

Ба бад обро кай бувад бар ту роҳ,
Ки бо фарру бурзиву зебои гоҳ.

Агар ман шавам ғарқа, гар*[7] модарат,
Гаронӣ набояд, ки гирад сарат.

1. Л –киштӣ.
2. М –Ки онро надонӣ кушодан.
3. И –ҷома.
4. ИЛ –шоҳӣ.
5. М –Чунин моя моро.
6. И –Фиристод.
7. М –бо.

Баҳона ту будӣ маро дар ҷаҳон,[1]
Ки бекор буд тахти[2] шоҳаншаҳон.

Маро низ модар зи баҳри ту зод,
Аз ин бора бар дил макун хеч ёд,[3]

Ки ман бегумонам, ки Афросиёб
Биёяд дамон то лаби рӯди об.

Маро баркашад зинда бар дор хор,
Фарангисро бо ту, эй шаҳрёр,

Ба об афканад, моҳиёнтон х(в)аранд
Ва ё зери наъл – андарун биспаранд».[4]

Бад-ӯ гуфт Кайхусрав: «Ин аст бас
Паноҳам ба Яздони фарёдрас.

Фуруд омад аз бораи роҳҷӯй,
Бинолиду бар хок бинҳод рӯй.

Ҳаме гуфт «Пушту паноҳам туӣ,
Намояндаи доду роҳам туӣ».[5]

Дуруштиву нармӣ маро фарри туст,
Равони[6] хирад сояи парри туст».

Бигуфт ину бар пушти шабранг шуд,
Ба чеҳра ба сони шабоҳанг шуд.[7]

---

1. ЛМ –Зи модар ту буд(ӣ) муроди ҷаҳон.
2. Л –бахти.
3. И –б. 1067 -01072 нест.
4. ИМ – Ба об афканадтону моҳӣ х(в)арад.
   Ва гар зери наъл-андарун биспарад.
5. ТПЗ – Ба об-андарун ҷонфазоям туӣ,
   Ба хушкӣ ҳаме раҳнамоям туӣ.
6. Л –Равону.
7. И –б. 1079, 1080 нест.

Ба об андарафканд хусрав сиёҳ,
Чу киштӣ ҳаме ронд то божгоҳ.

Паси ӯ Фарангису Геви далер
Бурун шуд зи Ҷайҳуну аз обгир.

Бар он сӯ гузаштанд ҳар се дуруст,
Ҷаҳонҷӯй Хусрав сару тан бишуст.

Бар он достон-бар[1] ниёиш гирифт,
Ҷаҳонофаринро ситоиш гирифт.

Чу аз рӯд карданд ҳар се гузар,
Нигаҳбони киштӣ шуд осемасар.

Ба ёрон чунин гуфт, к-инат шигифт,
К-аз ин бадтар андоза натвон гирифт.

Баҳорону Ҷайҳуну оби равон,
Се аспу се ҷавшан, се баргустувон

Бар ин жарфдарё чунин бугзарад,
Хирадмандаш аз мардумон нашмарад.

Пушаймон шуд аз хом гуфтори хеш,
Табаҳ дид аз он кор бозори хеш.

Биёрост киштӣ ба чизе, ки дошт,
Зи боду ҳаво бодбон барфарошт.

Ба пӯзиш биёмад бари шаҳрёр,
Чу омад ба наздикии рӯдбор,

Ҳама хадяҳо пеши шоҳ оварид,
Камону каманду кулоҳ оварид.

1. Л –бар наистон.

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй саги[1] камхирад,
Ту[2] гуфтӣ, ки ин об мардум барад.[3]

Чунин моявар богуҳар шаҳрёр
Ҳаме аз ту киштӣ кунад хостор?

Надодӣ, кунун ҳадяи ту мабод!
Расад рӯзи кин, рӯзат ояд ба ёд».

Чунон хор баргашт аз ӯ рӯдбон,
Ки ҷонро ҳаме гуфт падруд амон.

Чу омад ба наздикии божгоҳ,
Ҳам он гаҳ биёмад зи Турон сипоҳ.

Чу назидики рӯд омад Афросиёб,
Ҳам он гаҳ биёмад зи Турон сипоҳ.

Яке бонг зад тунд бар божгоҳ,
Ки «Чун ёфт он дев бар об роҳ?»

Чунин дод посух, ки «Эй шаҳрёр,
Падар божбон буду ман бождор

На дидам, на ҳаргиз шунидам чунин
Ки кардӣ касе оби дарё[4] замин.

Баҳорону ин об бо мавҷи тез,
Чу андар шавӣ, нест роҳи гурез.

Чунон баргузаштанд ҳар се савор,
Ки гуфтӣ ҳаво доштшон дар канор.

1. Л –ками. И –каму.
2. Л –Чӣ. И –на.
3. И –х(в)арад.
4. ИЛ –Ҷайҳун.

Ва ё худ зи боди вазон зодаанд,
Ба мардум зи Яздон фиристодаанд».

Чу бишнид аз ин сон, рухаш гашт зард,
Баровард аз дил яке боди сард.[1]

Аз он пас бифармуд Афросиёб,
Ки «Биштобу киштӣ дарафкан дар об.

Бубин, то куҷо ёбӣ он рафтагон,
Шудастанд ё монда аз[2] хуфтагон.

Бад-он то биёбемашон, зуд бош,
Биёвар ту киштиву падруд[3] бош».

Бад-ӯ гуфт Ҳумон, ки «Эй шаҳрёр,
Барандешу оташ макун дар канор.

Ту бо ин саворон ба Эрон шавӣ,
Ҳаме дар даму чанги шерон шавӣ.

Чу Гударзу чун Рустами пилтан,
Чу Тусу чу Гургини лашкаршикан.

Ҳамоно, ки аз гоҳ сер омадӣ,
Ки эдар ба чанголи шер омадӣ?

Аз ин рӯд то Чину Мочин туροст,
Хуру моҳу кайвону парвин туροст.

Ту Турон нигаҳ дору тахти баланд,
Аз Эрон кунун нест бими газанд».

1. И –б. 1104 нест.
2. Л –мондаанд.
3. Л –дар рӯд.

Пур аз хун дил аз руд[1] гаштанд боз,
Баромад бар ин рӯзгори дароз.

## РАФТАНИ КАЙХУСРАВ БА ИСФАҲОН

Чу бо Гев Кайхусрав омад ба Зам,
Ҷаҳоне аз ӯ шоду чанде дижам.

Наванде ба ҳар сӯ барафканд Гев,
Яке нома бинвишт аз[2] шоҳи нев,

Ки омад зи Турон сипаҳдор шод -
Сари тухмаи номвар Кайқубод,

Сарафроз[3] Кайхусрави некбахт,
Ки шуд оби Ҷайҳун ба зераш чу тахт.[4]

Фиристодае чусту гурду савор,
Хирадманду бинолиду ҳушёр

Гузин кард аз он номдорони Зам,
Бигуфт, он чи пеш омад аз бешу кам.

Бад-ӯ гуфт: «Аз эдар бирав б-Исфаҳон,
Бар он марзи шоҳону ҷои меҳон,

Ба Гударз гӯ, «Эй ҷаҳонпаҳлавон,
Бихуфтиву бедор будат равон».[5]

Бигӯяш, ки «Кайхусрав омад ба Зам,
Ки боде наҷаст аз бари ӯ дижам».

1. Л –Ҷигархун дил аз дард.
2. Илм –аз Гев в-аз.
3. И –Дилафрӯз.
4. Л –б. 1119 нест.
5. ТПЗ – Сурушат намуд он саранҷом хоб,
Ки омад зи Ховарзамин офтоб.

1125 Яке нома наздики Ковусшоҳ
Фиристода барҷасту бигрифт[1] роҳ.

Ҳаюнони кафафкани бодпой
Бичастанд бар сони оташ зи ҷой.

Фиристодаи Геви равшанравон
Нахустин биёмад бари паҳлавон.

Паёмаш ҳаме гуфту нома бидод,
Ҷаҳонпаҳлавон нома бар сар ниҳод.

Зи баҳри Сиёвуш ду дида пуроб,*[2]
Ҳаме кард нафрин бар Афросиёб.

1130 Фиристода шуд назди Ковуси кай,
Зи ёли ҳаюнон биполуд хай.

Чу омад ба даргоҳи Ковусшоҳ,
Зи шодӣ хурӯш омад аз боргоҳ.

Сипаҳбад фиристодаро пеш хонд.
Бар он номаи Гев гавҳар фишонд.

Ҷаҳоне ба шодӣ биёростанд,
Ба ҳар ҷой ромишгарон хостанд.

В-аз ин огаҳӣ шуд сӯи Нимрӯз
Ба фирӯзии Геви гетифурӯз.[3]

1135 Бубахшид Рустам ба дарвеш зар,
Ки н-омад газанде бар он шери нар.

1. Л –омад ба.
2. М –биборид об.
3. ТПЗЛ – Ки омад хиромон ба Эронзамин
Ба пирӯзии Хусрави покдин.

В-аз он пас гусӣ кард Бонугушасп
Або хоста ҳамчу Озаргушасп.[1]

Ҳазору дусад номвар меҳтарон,
Або тахт,[2] бо тоҷҳои гарон.

Парастанда сесад, ғуломон ду шаст,
Ҳамон ҳар яке, ҷоми заррин ба даст.

Бурун рафт Бону зи[3] пеши падар,
Бари Гев шуд ҳамчу мурғи бапар.

Фиристод Геваш сӯи Исфаҳон,
Пароканда номаш ба гирди ҷаҳон.[4]

Хабар шуд ба гетӣ, ки фарзанди шоҳ[5]
Ҷаҳонҷӯй Кайхусрав омад зи роҳ.

В-аз он рӯи дигар[6] меҳони ҷаҳон,
Бирафтанд яксар[7]*[8] сӯи Исфаҳон.

Биёрост Гударз кохи баланд,
Ҳама дебаи хусравонӣ фиканд.

Ба зарру ба гавҳар биёрост гоҳ,
Чунон чун бибояд сазовори шоҳ.[9]

---

1. Л –б. 1136 нест.
2. Л –тахту.
3. Л –бо пур.
4. И –Чу омад ба наздики Ковусшоҳ.
5. И –гетӣ. Л як сар.
6. Л –ҷумла.
7. И –б. 1134 -1140 нест.
8. М –сӯи.
9. ТПЗИЛ – Яке тахт бинҳод пайкар ба зар,
   Ба зар-андарун чанд гуна гуҳар.

Яке ёраву тавқ[1] бо гӯшвор,
Яке тоҷи пургавҳари шоҳвор.

Саросар ҳама шаҳр озин бубаст,
Биёрост майдону худ[2] барнишаст.

Меҳони сарафроз бархостанд,
Пазира шуданро биёростанд.

Бирафтанд ҳафтод фарсанг пеш,
Пазира шудандаш ба оини хеш.

Чу омад ба дидор бо шоҳ Гев,
Пиёда шуданд он саворони нев.

Чу чашми сипаҳбад баромад ба шоҳ,
Ҳамон Гевро дид*[3] бо ӯ ба роҳ.

Фурӯ рехт аз дидагон оби зард,
Зи дарди Сиёвуш басе ёд кард.

Фуруд омад аз борагӣ паҳлавон,
Гирифташ ба бар шаҳрёри замон,[4]

Ситудаш фаровону кард офарин,
Чунин гуфт, к- "Эй шаҳрёри ҷавон,[5]

Ту бедордил бошу бедорбахт,
Ба ҷои ту кишвар нахоҳам, на тахт.

1. ИЛМ –бора бо тавқу.
2. ЛМ –пас.
3. М –Геви Гударз.
4. Л –ҷаҳон.
5. И –б. 1151, 1152 нест.

Зи ту чашми бадхоҳи ту дур бод,
Равони Сиёвуш пур аз нур бод![1]

Ҷаҳондор Яздон гувои ман аст.
Ки дидори ту ҷонфизои[2] ман аст.

Сиёвахшро[3] зинда гар дидаме,
Бар ин гуна аз дил нахандидаме."

Бибӯсид чашму сари Геву гуфт,
Ки "Берун кашидӣ сипеҳр аз нуҳуфт.

Гузорандаи хобу ҷангӣ туӣ,
Гаҳи чора марди дирангӣ туӣ!"

Бузургони Эрон ҳама пеши ӯ
Якояк ниҳоданд бар хок рӯй.

В-аз он ҷойгаҳ шод гаштанд боз,
Фурӯзанда шуд бахти гарданфароз.[4]

Сӯи хонаи паҳлавон омаданд,
Ҳама шоду равшанравон омаданд.

Бибурданд як ҳафта бо май ба даст,
Биёроста базмгоҳи нишаст.

Ба ҳаштум сӯи шаҳри Ковусшоҳ
Ҳама шоддил баргирифтанд роҳ.

---

1. И-б. 1154 нест.
2. ИЛ –раҳнамои.
3. ИЛ –Сиёвахшро.
4. Л –б. 1160, 1161 нест.
   ТПЗ – Сипаҳдор Гударзи Кашводагон
   Зи шоҳу зи фарзанд шуд шодмон.

## РАСИДАНИ КАЙХУСРАВ НАЗДИ КОВУС

Чу Кайхусрав омад бари шаҳрёр,
Ҷаҳон гашт пурбӯю рангу нигор.

Ба озин*[1] ҷаҳоне шуд ороста,
Дару бому девор пурхоста.

Нишаста ба ҳар ҷой ромишгарон,
Гулобу маю мушк бо заъфарон.

Ҳама ёли аспон пур аз мушку май,
Шакар бо дирам рехта зери пай.

Чу Ковуси кай рӯи Хусрав бидид,
Сиришкаш зи мижгон ба рух барчакид.

Фуруд омад аз тахту шуд пеши ӯй,
Бимолид бар рӯи ӯ чашму рӯй.

Ҷавони ҷаҳонҷӯй бурдаш намоз,
Гурозон сӯи тахт рафтанд боз.

Фаровон зи туркон бипурсид шоҳ,
Ҳам аз тахти солори туронсипоҳ.

Чунин дод посух, ки «Он камхирад
Ба бад рӯи гетӣ ҳаме биспарад.

Сипаҳбад чӣ пурсад аз он шӯрбахт,
Ки на ком бодаш, на тоҷу на тахт!

Падарро бад-он зору хорӣ[2] бикушт,
Зад он[3] модарамро ба захми дурушт,

1. М -оин
2. Л –зорворӣ.
3. Л –Занон.

Ки то ман шавам кушта андар шикам,
Ки ӯро раҳоӣ мабодо зи ғам!

Чу гаштам ман аз покмодар ҷудо,
Ба кӯҳам фиристод он носазо.

Миёни бузу говмешу сутур
Шумурдам шубу рӯз гарданда хур.

Саранҷом Пирон биёмад ба кӯҳ,
Маро бурд наздики он кинпижӯҳ.[1]

Битарсидам аз кору кирдори ӯй,
Бупечидам аз хашму озори ӯй.

Зи ҳар ҷой пурсиду ҳар чиз гуфт,
Хирад бо ҳунар кардам андар нуҳуфт.

Зи сар гар бипурсид, гуфтам зи пой,
Зи хӯрд ар бипурсид, гуфтам зи ҷой.

Бибурдаш варо ҳушу дониш Худой.
Маро бехирад ёфт он тирарой.

Чу бемоя дарёфт мағзи сарам,
Ба нафрин фиристод зӣ модарам.[2]

Агар[3] вижа абре бувад рӯдбор,[4]
Кушандападар чун бувад дӯстдор?»[5]

1. И –б. 1174 -1179 нест.
2. И –б. 1181 -1184 нест.
3. Л –в-агар.
4. И –шавад дуррбор. Л –бувад дур ба бор.
5. ИЛ –пас аз б. 1185 ин б. омада:
Нахонад маро мӯбад аз оби пок,
Ки бипрастам ӯро падар зери хок.

Бад-ӯ гуфт Ковус, к-«Эй сарфароз,
Ҷаҳонро ба тоҷи ту омад ниёз,

Ки ҳастӣ ба гавҳар зи тухми меҳон,
Сазовору доно чу шоҳаншаҳон».[1]

Дигар гуфт Хусрав ба Ковусшоҳ,
Ки «Эй шаҳрёри ҷаҳондидагоҳ.

Зи Гев ар бигӯям ба Хусрав хабар,
Ҳар он-ч аз вай омад ҳама сар ба сар,

Аҷаб монаду нест[2] ҷои шигифт,
К-аз он[3] бартар андоза натвон гирифт,[4]

Ки вай чанд сахтӣ бибурду намуд,
Ба Турон маро ҷусту разм озмуд.

Агар низ ранҷе набурдӣ чунин,*[5]
Кӣ бо ман биёмад ба Туронзамин?

Сарафроз ду паҳлавон бо сипоҳ
Паси мо биёмад чу оташ ба роҳ.

Ман он дидам аз Гев, к-аз пили маст
Набинад ба Ҳиндустон бутпараст.

Гумоне набурдам, ки ҳаргиз наҳанг
Зи дарё барояд[6] бад-он сон*[7] ба ҷанг.

1. Л –б. 1186, 1187 нест.
2. Л –ҳаст.
3. Л –ин.
4. И –б. 1186 -1190 нест.
5. М –набудӣ ҷуз ин.
6. Л –биёяд.
7. М –бад-он сон.

Чунон[1] лашкари гашну ду паҳлавон,
Ҳазимат гирифтанд пиру ҷавон.[2]

В-аз он пас, ки Пирон биёмад далер,*[3]
Миёнбаставу бодпое ба зер,[4]

Ба ёлаш бияндохт печон[5] каманд,
Сари паҳлавон андаромад ба банд.[6]

Ба хоҳишгарӣ рафтам, эй шаҳрёр,
В-агарна бикандӣ сарашро ба зор.

Бад-он к-ӯ зи дарди падар хаста буд,
Зи бад гуфтани ман забон баста буд.

Маро ӯ раҳониду модар ба ҳам
Зи чанголи ошуфта шери дижам.

В-агарна маро ҳам ба сони падар
Ҳаме хост аз тан ҷудо кард сар[7].

Чунин[8] то лаби рӯди Ҷайҳун зи ҷанг
Наёсуд бо гурзаи говранг.

Саранҷом бугзошт Ҷайҳун ба хашм,
Ба обу ба хушкӣ наяфканд чашм.

---

1. Л –Чунин.
2. И –б. 1196 нест.
3. М –чу шер.
4. ТПЗИЛ – Ба об андаромад ба сони наҳанг,
Ки гуфтӣ заминро бисӯзад ба ҷанг.
5. ЛМ –Бияндохт бар ёлу таркаш.
6. ТПЗ – Кашонаш биёвард дар пеши ман,
Бубахшуд бар вай дили реши ман,
7. И –б. 1201 1204 нест.
8. ИЛ –ҳаме.

Касеро, ки чун ӯ бувад паҳлавон,
Сазад, гар бимонад ҳамеша ҷавон».[1]

Чу Ковус гуфтори Хусрав шунид,
Рухонаш ба кирдори гул бишкуфид.

Сари Гев бигрифт андар канор,
Бибӯсид рӯю бараш бешумор.

Ба Гударз-бар шаҳ гирифт офарин,
Бар он кишвару буму бар ҳамчунин.

Яке*[2] хилъаташ дод, к-андар ҷаҳон
Касе он надид[3] аз кеҳону меҳон.

Набиштанд маншур бар парниён
Хуросону Рай, ҳам[4] Қуму Исфаҳон.

Варо дод солори ҷамшедфар,
Диловар ба хуршед-бар бурд сар.

«Кашидӣ варо, -гуфт, -бисёр ранҷ,
Кунун бар хур, эй ранҷдида зи ганҷ».

Ҳамон гоҳ Гударзу гударзиён
Кушоданд бар офаринҳо забон.

Ниҳоданд сар яксара бар замин,
Ҳаме хонданд бар ӯ офарин.

Фарангисро гулшани зарнигор
Биёрост бо тавқу бо гӯшвор.

1. ИЛ –Ҳамеша ҷавон боду равшанравон.
2. М –Чунин.
3. Л –Надида касе.
4. Л –то.

Дар айвонҳо гоҳи заррин ниҳод,
Фарозаш ҳама дебаи Чин ниҳод.

Бару буму пайванд бугзоштӣ.
Фаровон ба раҳ ранҷ бардоштӣ.

«Кунун шаҳри Эрон сарои ту аст,
Маро раҳнамоянда рои ту аст».[1]

1220 Маҳи бонувон хондаш*[2] офарин,
Ки бе ту мабодо замону замин.[3]

## САРКАШӢ КАРДАНИ ТУС АЗ КАЙХУСРАВ

Яке кохи Кашвод буд дар Ситахр,
Ки озодагонро бад-он буд фахр.

Чу аз тахти Ковус бархостанд,
Ба айвони ӯ[4] рафтан оростанд.

Ҳаме гуфт Гударз бо шаҳрёр,
Чу омад бад-он гулшани зарнигор.

Бар авранги заррин-ш биншонданд,
Ба шоҳӣ бар ӯ офарин хонданд.

---

1. ТПЗЛ – Манам меҳрубонтар зи Афросиёб,
Ба рӯи ту бинам маҳу офтоб.
Маро чизу ганҷу равон они туст,
Дар ин марз фармонраво они туст.
2. М –Ҳама бонувон хонданд.
3. И –б. 1206 -1220 нест.
ТПЗЛ – Сипаҳдору Кайхусраву меҳтарон
Нишастанду хонданд ромишгарон.*
Чу Ковуси кай хӯрд чанде набид,
Биёвард мар ганҷҳоро калид.
Ба пеши ҷаҳонҷӯй Хусрав ниҳод.
Ҳамон ҳар замон ҳадяи нав ниҳод.
*Л –Ду ҳафта шабу рӯз буданд маст. Гаҳе ҷому бода, гаҳе ҷомдаст.
4. ИЛ –нав.

Бубастанд гурдони Эрон камар,
Ҷуз аз Туси Нузар, ки печид сар,

Ки ӯ буд бо кӯсу зарринакафш,
Ҳам ӯро будӣ ковиёнӣ дурафш.

Аз он кор Гударз шуд тезмағз,
Паёме бари ӯ фиристод нағз.

Биёмад[1] ҷаҳонҷӯй Геви далер,
Ки ҷанги ялон дошт, оҳанги шер.

Бад-ӯ гуфт: «Бо Туси Нузар бигӯй,
Ки ҳангоми шодӣ баҳона маҷӯй.

Бузургону шерони Эронзамин
Ҳама шоҳро хонданд офарин.

Чаро сар кашӣ ту ба фармони дев,
Бупечӣ сар аз роҳи[2] кайҳонхидев?

Агар сар бупечӣ зи фармони шоҳ,
Маро бо ту кин хезаду размгоҳ.

Фиристода Гев асту пайғоми ман
Ба дастурии номдор анҷуман.

Биёяд ба назди ту, эй пурҳунар,
Мапечон зи гуфтори ӯ ҳеч сар».[3]

Зи пеши падар Гев бинмуд пушт,
Дилаш пур зи гуфторҳои дурушт.

1. Л –Ба дасти.
2. ИЛМ –Набинӣ ҳаме фарри.
3. ИЛ –б. 1234 нест.

Биёмад, ба Туси сипаҳбад бигуфт,
Ки «Ин рои ту бо хирад нест ҷуфт».

Чу бишнид, посух чунин дод Тус,
Ки «Бар мо на хуб аст кардан фусӯс.

Ба Эрон пас аз Рустами пилтан
Сарафрози лашкар манам з-анҷуман.

Набери Манучеҳршоҳи далер,
Ки гетӣ ба теғ андаровард зер[1].

Манам пури Нӯзар ҷаҳоншаҳрёр,
Зи тухми Фаридун манам ёдгор.[2]

Ҳар он ҷо, ки[3] пархош ҷӯям, ба ҷанг
Бидаррам дили шеру чарми паланг.

Ҳаме бе ман оину рой оваред,
Ҷаҳонро зи нав кадхудой оваред.

Набошам бар ин кор ҳамдостон,
Зи Хусрав мазан пеши ман достон.[4]

Ҷаҳондор, к-аз тухми Афросиёб
Нишонем, бахт андарояд ба хоб.

Нахоҳем шоҳ аз нажоди Пашанг,
Фасила на некӯ бувад бо паланг.[5]

1. ТПЗ – Ба Эрон сипаҳдори ҷангӣ манам,
Ҳамон шаҳнажоду дирангӣ манам.
2. ИЛ –б. 1240 нест.
3. Л –Ҳамон шери.
4. И –б. 1124 -1143 нест.
5. Л –хуррам бувад бо наҳанг.

Ту ин ранҷҳоро, ки бурдӣ, бар аст,
Ки Хусрав ҷавон асту кундовар аст.

Касе к-ӯ бувад шаҳрёри замин,
Ҳунар бояду гавҳару фарру дин.

Фарибурз-фарзанди Ковусшоҳ
Сазовортар з-ӯ ба тахту кулоҳ.

Ба ҳар сӯ зи душман надорад нажод,
Ҳамаш фарру зеб асту ҳам ному[1] дод».

Дижам Гев бархост аз пеши ӯй,
Ки хом омадаш донишу кеши ӯй.

Бад-ӯ гуфт, к - «Эй номвар нев Тус,
Набояд, ки печӣ гаҳи захм кӯс.

Чу бинӣ синонҳои гударзиён,
Аз ин суд ҷустан сар ояд[2] зиён.

Басе ранҷ бурдем ҳар ду ба ҳам,
Кунун додӣ онро ба боду ба дам.

Туро гар будӣ фарру рои дуруст,
Зи Албурз шоҳе набоист ҷуст.

Зи афсар сари ту аз он шуд тиҳӣ,
Ки на мағз будат, на рои меҳӣ.

Касеро диҳад тахти шоҳӣ Худой,
Ки бо фарру бурз асту бо ҳушу рой».[3]

1. Л –меҳру.
2. Л –бас орӣ.
3. Л –б. 1256 нест.

Бигуфташ суханҳо аз ин сон дурушт,
Ба тундӣ аз он ҷой бинмуд пушт.[1]

Биёмад, ба Гударзи Кашвод гуфт,
Ки рою[2] хирад нест бо Тус ҷуфт.

Ду чашмаш, ту гӯӣ, набинад ҳаме,
Фарибурзро баргузинад ҳаме.

Ба Эрон[3] набошад чу Хусрав савор,[4]
На бар зини заррин чун ӯ шаҳрёр.[5]

## ХАШМ КАРДАНИ ГУДАРЗ БО ТУС

Барошуфт Гударзу гуфт: «Аз меҳон
Ҳаме Тус кам бод андар ҷаҳон!

Намоем ӯро, ки фармону тахт
Киро зебаду фарру аврангу бахт».[6]

Наберу писар[7] дошт ҳафтоду ҳашт,
Бизад кӯсу омад аз айвон ба дашт.

Саворони ҷангӣ даҳу ду ҳазор
Бирафтанд баргустувонвар савор.

---

1. И –б. 1251 -1257 нест.
2. И –фарру.
3. Л –Ба айвон.
4. Л –нигор.
5. И –Абар тахту бо тоҷу бо гӯшвор.
   Л – Ба Эрон наёмад чу Хусрав савор,
   На бар тахт бо тавқу бо гӯшвор.
6. И –б. 1262 нест.
7. Л –Набера, писар.

Сипаҳдор Гударзи лашкаршикан,
Сипоҳаш зи гударзиён анҷуман.[1]*[2]

В-аз он сӯ биёмад сипаҳдор Тус,
Бубастанд бар кӯҳаи пил кӯс.

Бубастанд гурдон фаровон миён,
Ба пеш-андарун[3] ахтари ковиён.

Чу Гударзро диду[4] чандон сипоҳ.
К-аз он[5] хира шуд чашми*[6] хуршеду моҳ.[7]

Яке тахт бар кӯҳаи жандапил
Зи пирӯза тобон ба кирдори нил.

Ҷаҳонҷӯй Кайхусрави тоҷвар
Нишаста бар он тахту баста камар.

Ба гирд-андараш жандапилон[8] дувист,
Ту гуфтӣ ба гетӣ ҷуз ӯ шоҳ[9] нест.

Бар он тахт метофт Хусрав чу моҳ,
Зи ёқути рахшанда бар сар кулоҳ.

Або ёраву тавқу бо гӯшвор,
Ба даст-андарун гурзаи говсор.[10]

---

1. ИЛ –б. 1265 нест.
2. М – Кас омад, ба Туси сипаҳбад бигуфт,
   Ки Гударз бо кӯс рафт аз нуҳуфт.
3. Л –пеши сипоҳ. И –пеши сипаҳ.
4. Л –дид.
5. Л –Ҳаме.
6. V –Бад-ӯ тира шуд рӯи.
7. Л –Бар ӯ тира шуд гардиши хуру моҳ.
8. Л –гирдаш-дарун зиндапилон.
9. Л –Ки андар замин ҷой.
10. ИЛ –б. 1273 нест.

Ғамӣ шуд дили Тусу андеша кард,
Ки имрӯз агар ман бисозам[1] набард,

Басе кушта ояд зи ҳарду сипоҳ,
Зи[2] Эрон набархезад ин кинагоҳ.[3]

Набошад ҷуз аз коми Афросиёб,
Сари бахти туркон барояд зи хоб.

Ба Турон[4] расад тахти шоҳаншаҳӣ,
Сар ояд ҳама рӯзгори беҳӣ.

Хирадманд мардеву ҷӯяндароҳ
Фиристод наздики Ковусшоҳ,

Ки "Аз мо касе*[5] гар бар ин дашти ҷанг
Ниҳад бар[6] камон чӯби[7] тири хаданг,

Яке кина хезад, ки Афросиёб
Ҳама шаб набинад ҷуз[8] инро ба хоб."

---

1. Л –созам ин ҷо.
2. И –Аз.
3. И –кинахоҳ.
4. И –Бад-эшон.
5. М –Яке.
6. Л –дар.
7. Л –камон чӯба тири.
8. Л –мар.

## РАФТАНИ ГУДАРЗ ВА ТУС ПЕШИ КОВУС АЗ БАҲРИ ПОДШОҲӢ

Чу бишнид Ковус гуфтор рост,
Фиристод кас, ҳардувонро бихост.

Фиристода аз назди Ковусшоҳ
Биёмад бари паҳлавони сипоҳ.[1]

Бад-ӯ гуфт нарм: «Эй ҷаҳондида пир,[2]*[3]
Манеҳ заҳри бурранда дар[4] ҷоми шир.

Бинеҳ теғу букшой банд аз[5] миён,
Набояд, ки ин суд*[6] гардад[7] зиён.

1285 Сипаҳпаҳлавонон абе анҷуман[8]*[9]
Хироманд[10]*[11] ҳар ду ба наздики ман».

Бишуд Тусу Гударз наздики шоҳ,
Сухан[12] баркушоданд бар пешгоҳ.

Чунин гуфт Туси сипаҳбад ба шоҳ,
Ки «Гар шоҳ сер омад аз тоҷгоҳ,

Ба фарзанд бояд, ки монад ҷаҳон,
Бузургиву дайҳиму тахти[13] меҳон.

1. И –Паҳлавонон зи роҳ.
2. Л –Ки Ковус мегӯяд, эй наррашер.
3. М –шер.
4. ИЛ –бар.
5. И –з-оҳан.
6. М –сӯй.
7. И –К-аз ин суд ояд.
8. Л –Шумо паҳлавонон або анҷуман. И –Шумо паҳлавонони ин анҷуман.
9. М –Шумо паҳлавонон абе анҷуман.
10. ИЛМ –Биёед.
11. М –Тус, эй гаронмоя.
12. ИМ –Забон.
13. ЛМ –ганҷи.

Чу фарзанд бошад, набера кулоҳ
Чаро барниҳад, барнишинад ба гоҳ?

Фарибурз бо фарру бурзи каён
Миён баста дорад чу шери жиён».

Бад-ӯ гуфт Гударз, к-«Эй камхирад,
Туро бихрад аз мардумон нашмарад.[1]

Ба гетӣ касе чун Сиёвуш набуд,
Чун ӯ роду бедору[2] хомуш набуд.

Кунун ин ҷаҳонҷӯй фарзанди ӯст,
Ҳамон аст*[3] гӯӣ ба чеҳру ба пӯст.

Гар аз Тур дорад зи модар нажод,
Ҳам аз тухми шоҳӣ напечад зи дод.

Ба Эрону Турон чунон*[4] мард нест,
Чунин хом гуфторат аз баҳри чист?

Ду чашмат надидаст худ чеҳри ӯй,
Чунон бурзу болову он меҳри ӯй.

Ба Ҷайҳун гузар кард, киштӣ наҷуст
Ба фарри каёну ба[5]*[6] рои дуруст.

Чу шоҳи Фаридун, к-аз Арвандрӯд
Гузашту наёмад ба киштӣ фуруд,

---

1. ТПЗЛ – Чаро мекунӣ бар тани худ фусӯс,
Натарсӣ, чу бар пил банданд кӯс?
2. И –Чу ӯ роду озоду.
3. М –ҳам ӯяст.
4. М –чун ӯ.
5. ИЛ –каёниву.
6. М –каёниву.

Зи мардиву аз фарраи эзадӣ
Аз ӯ дур шуд[1] чашму дасти бадӣ.

Дигар, к-ӯ ба хуни падар бар миён
Бубандад камар ҳамчу шери жиён,

Аз Эрон бигардонад ӯ ранҷу тоб,
Бувад бар кафаш ҳуши Афросиёб.

Маро гуфт дар хоб фаррух Суруш,
Ки фарраш нишонад аз Эрон хурӯш.

Чу орояд ӯ тоҷу тахти меҳон,
Баросояд аз ранҷу сахтӣ ҷаҳон.[2]

Ту нӯзарнажодӣ, на бегонаӣ,
Падар тунд[3] буду ту девонаӣ.

Силеҳи ман ар бо ман астӣ кунун,
Бару ёли ту кардаме ғарқи*[4] хун.

Ба теғи набардӣ туро хастаме,
В-аз ин гуфти беҳуда ворастаме.

Миёни каён душманӣ афканӣ,
В-аз он хештан дар манӣ афканӣ.

1. ЛМ –Бубандад дилу.
2. И –б. 1300 -103 нест.
3. Л –тез.
4. М –ёл гаштит ғарқа ба.

Шаҳаншоҳ донад, ки ӯ подшост,
Диҳад тахти шоҳӣ бад-он, к-аш ҳавост».[1]*[2]

Бад-ӯ гуфт Тус: «Эй сипаҳдори пир,
Чӣ гӯӣ суханҳои нодилпазир?[3]

Агар ту зи Кашвод дорӣ нажод,
Манам Туси Нӯзар шаҳи шоҳзод.

В-агар теғи ту ҳаст сандонишикоф,
Синонам бидаррад дили кӯҳи Қоф.[4]

---

1. ТПЗИ – Бад-ӯ гуфт Тус, «Эй яли шӯрбахт,
Чӣ гӯӣ суханҳои бемағзу сахт?
На хусравнажодӣ, на волосарӣ,
Падар з-Исфаҳон буд оҳангаре.
Чу фармони мо бурд, солор гашт,
В-аз он путкдорӣ сипаҳдор гашт».
Бад-ӯ гуфт Гударз: «Боз ор ҳуш,
Сухан бишнаву паҳн букшой гӯш.
Ба ман чун ҳамолон барафрохтӣ,
Ҳамоно ту худ нек нашнохтӣ.
Чу гӯӣ сухан ту ҳаме з-ин нишон
Бари шоҳ Ковусу гарданкашон
Маро нест з-оҳангарӣ нангу ор,
Хирад бояду мардӣ, эй бодсор,
Ниёи ман оҳангари Кова* буд,
Ки бо фарру бурзу або ёра буд.**
Бидаррид ӯ аҳли Заҳҳокро,
Чунон аждаҳодӯши нопокро,
Барафрӯхт он ковиёнӣ дурафш,
Ки нозад бад-ӯ Туси зариннакафш.
Пас аз Рустаму Золу Соми савор
Наримону Гаршосп он номдор,
Чу Гударзи Кашводу чанде писар,
Ки бастанд бар шаҳри Эрон камар».
* И –оҳангари кора. ** И –Ки чун ӯ ба мардӣ ба гетӣ набуд.
2. М –ки ӯ подшост.
3. ТПЗ – Ту ин фарру шавкат зи мо ёфтӣ,
Чу дар бандагӣ тез биштофтӣ.
4. ТПЗ – В-агар гурзи ту ҳаст бо сангтоб,
Хадангам бидӯзад дили офтоб.

Марову туро, -гуфт, -пайкор чист?
Шаҳаншоҳ донад, ки солор кист».[1]

Бад-ӯ гуфт Гударз: «Чандин магӯ,
Ки чандин набинам туро обрӯ».[2]

Ба Ковус гуфт: «Эй ҷаҳондида шоҳ,
Ту дилро[3] магардон зи оину роҳ.

Ду фарзанди пурмояро пеш хон,
Бари хеш биншон ба равшанравон.[4]

Бубин, то зи ҳар ду сазовор кист,
Ки бо бурзу бо фарраи эзадист.

---

1. И –б. 1312 нест.
ТПЗ – Суханҳои беҳуда кам мешумор,
Туро бо суханҳои шоҳон чӣ кор?
2. ТПЗ – Чӣ донӣ ту оини шоҳаншаҳӣ,
Ки дорӣ сар аз мағзу дониш тиҳӣ.
Фаридун зи Кова сарафроз гашт,
Ки бо тахту дайҳим дамсоз гашт.
Чу пайванди Заҳҳоки ҷоду бихаст,
Фаридун камар бар миёнаш бубаст.
Сутуни каён, пушти эронсипоҳ,
Чу Кова набуд ҳеч кас некхоҳ.
Чу Қоран, ки будам бародар, падар
Чу Кашводи зарринкамар, пурҳунар.
Фурӯзандаи тахту суду зиён
Ба гетӣ кӣ ояд чу гударзиён?
Туро гар фузун аст волосарӣ
Валекин надорӣ зи ман бартарӣ.
Ба мардиву дониш, ба ганҷу ҳунар
Сутуни каёнам падар бар падар.
3. Л –дил бад.
4. ИЛМ –Сазовори гоҳанд ҳар ду ҷавон.

Сазоворро бахш тахту[1] кулоҳ,
Агар сер гаштӣ зи тахту сипоҳ».[2]

Бад-ӯ гуфт Ковус к-«Ин рой нест,
Маро ҳар ду фарзанд бар дил якест.[3]

Якеро чу ман карда бошам гузин,
Дили дигар аз ман шавад пур зи кин.

Яке чора созам,[4] ки ҳар ду зи ман
Нагиранд кин андар ин[5] анҷуман.

Ду фарзанди моро кунун бо ду хел[6]
Бибояд шудан то дари[7] Ардабил.

Ба марзе, ки он ҷо дижи Баҳман аст,
Ҳамасола пархоши оҳарман аст.

Ба ранҷанд з-оҳарман оташпараст
Наёрад[8] бад-он марз мӯъбад нишаст.[9]

Аз эшон яке к-он бигирад ба теғ,
Надорам аз ӯ тахту[10] шоҳӣ дареғ».

---

1. Л –ганҷу.
2. И –б. 1317 нест;
   ТПЗИЛ – Бад-ӯ тоҷ биспору дил шод дор,
   Ки фарзанд бинӣ ҳаме шаҳрёр.
3. И –Ки фарзанд ҳар ду ба дил-бар якест.
4. Л –донам.
5. Л –он.
6. Л –хел-асли калима хайл.
7. Л –гирифтан раҳи.
8. И –наёбад.
9. Л – Ба ранҷ аст аз оҳарман эзадпараст,
   Ки натвонад эмин ба гунбад нишаст.
10. Л –ганҷи.

Шуниданд[1] Гударзу Тус ин сухун,
Ки афканд солори бедор бун.

Бад-он[2] ҳар ду гаштанд ҳамдостон,
Назад з-он накӯтар[3] касе достон.

Бар ин[4] ҳамгинон дил биёростанд.
Зи пеши сипаҳдор бархостанд.

## РАФТАНИ ТУС ВА ФАРИБУРЗ БА ДИЖИ БАҲМАН ВА БОЗ ОМАДАН КОМНОЁФТА

Чу хуршед барзад сар аз бурҷи шер,
Сипеҳр андаровард шабро ба зер.

Фарибурз бо Туси Нӯзар давон*[5]
Биёмад ба наздики шоҳи ҷаҳон.

Чунин гуфт бо шоҳ Ковус Тус:
«Кунун бо сипаҳ ман барам пилу кӯс.

Ҳамон ман кашам[6] ковиёнӣ дурафш,
Кунам лаъли рухсори душман бунафш.

Ба фарри Фарибурзу зӯри каён
Бубандам каёнӣ камар бар миён».[7]

---

1. И –Чу бишнид.
2. И –Бар ин.
3. И –Надонист аз ин беҳ.
4. Л –он.
5. М –дамон.
6. Л –барам.
   *2 М –зи лашкар чиҳил гурди.
7. ТПЗИЛ –Кунун дар замон* ман зи даргоҳи шоҳ
   Буна барниҳам,барнишонам сипоҳ.
   Пас андар Фарибурзу кӯсу дурафш
   Ҳаво созад** аз сумми аспон*** бунафш,

Бад-ӯ гуфт ҳар кас, ки ронад зи пеш,
Нагардад шумор эч бар камму беш.

Ба рои худованди хуршеду моҳ
Тавон ёфт[1] пирӯзиву дастгоҳ.[2]

Фарибурзро гар чунин аст рой,
Ту лашкар биёрою маншин зи пой.[3]

Бишуд Тус бо ковиёнӣ дурафш,
Ба пой-андарун карда зарринакафш[4]

Фарибурзи Ковус дар қалбгоҳ,
Ба пеш-андарун Тусу пилу[5] сипоҳ.

Бишуд Тус бо лашкари ҷангҷӯй,
Ба тезӣ сӯи диж ниҳоданд рӯй.[6]

Чу наздикии ҳисни Баҳман расид,
Замин ҳамчу оташ ҳаме бардамид.

Синонҳо зи гармӣ ҳаме барфурӯхт,
Миёни зиреҳ марди ҷангӣ бисӯхт.

Замин сар ба сар гуфтӣ аз оташ аст,
Ҳаво доми оҳармани саркаш аст.

---

Чу фарзандро фарру бурзи каён
Набошад, набера бубандад миён.****

*И –ҳамчунон. ** И –кард. *** Л –Ҷаҳоне шуда сурху зарду. **** Л –танҳо ду б. аввал дида шуд.

1. И –Бувад тоҷу.
2. Л –тахту гоҳ.
3. ТПЗИЛ -Ба пешӣ набошад сухан камму беш,
   Замона нагардад зи оини хеш.
4. Л –Зи лашкар чиҳил марди зарринакафш.
5. И –хайлу.
6. И –б. 1338 нест.

Сари бораи диж буд андар ҳаво,
Надиданд ҷанги ҳаворо раво.

Сипаҳбад Фарибурзро гуфт: «Мард
Ба чизе чу ояд[1] ба дашти набард:*[2]

Ба тиру камону ба теғу каманд,
Бикӯшад, ки бар душман орад газанд.

Ба пиромани диж яке роҳ нест,
В-агар ҳаст, аз мо кас огоҳ нест.

Миён зери ҷавшан бисӯзад ҳаме,
Тани боркаш барфурӯзад ҳаме.[3]

Ту андеша дар дил маёвар басе,
Ту нагрифтӣ ин диж, нагирад касе».[4]

Бигаштанд як ҳафта гирд-андараш,
Ба ҷое надиданд пайдо дараш.

Ба навмедӣ аз разм гаштанд боз,
Наёмад бар аз ранҷи роҳи дароз.

---

1. И – тезӣ чу омад; Л – хиромад.
2. М – Сари ҳамнабард андарорад ба гард.
3. ТПЗ – Касе нест, к-ояд, бисозад басеч
Набинем ҷуз оташи гарм ҳеч.
Наёрад зи Эрон кас ин диж гирифт,
Шигифте туро з-ин набошад шигифт.
4. ИЛ – б. 1347 нест.

## РАФТАНИ КАЙХУСРАВ БА ДИЖИ БАҲМАН ВА ГИРИФТАН ОНРО

Чу огоҳӣ омад ба озодагон
Бари пир*[1] Гударзи Кашводагон,

Ки Тусу Фарибурз гаштанд боз,
Туро рафт бояд ҳаме*[2] размсоз.[3]

Биёрост*[4] Гударзу бархост ғав,
Биёмад сипаҳбад ҷаҳондори нав.

Яке тахти заррин забарҷаднигор
Ниҳоданд бар пилу[5] ҷангисавор.[6]

Ба гирд-андараш[7] бо[8] дурафши бунафш,
Ба пой-андарун карда зарринакафш.

Зи беҷода тоҷеву тавқе зи зар,
Ба зар-андарун чанд гуна[9] гуҳар.

Ҳаме гуфт, к-имрӯз рӯзи нав аст,
Нишасти ҷаҳонҷӯй Кайхусрав аст.

Ҷаҳонҷӯй[10] бар тахти заррин нишаст,
Ба сар-бар яке тоҷу гурзе ба даст.

---

1. М – Ба Геву ба.
2. М – Ба дил гуфт бояд шудан.
3. Л – Ба дил гуфт бояд шудан сарфароз.
4. М – Баророст.
5. Л – пили.
6. И – чанде савор.
7. И – гирд-андарун.
8. Л – буд.
9. Л – нақш карда.
10. И – Ҷаҳондор.

Бишуд то дижи Баҳман озодшоҳ,
Худу Геву Гударзу чандон сипоҳ.[1]

Чу наздики диж шуд, ба зин барнишаст.
Бипӯшид диръу миёнро бубаст.

Нависандае хонд бар пушти зин,
Яке нома фармуд бо офарин.

Зи анбар навиштанд бар паҳлавӣ,
Чунон чун бувад номаи хусравӣ,

Ки ин нома аз бандаи кирдгор,
Ҷаҳонҷӯй Кайхусрави номдор.

Ки аз бандае аҳриман бад бичаст.[2]
Ба Яздон зад аз ҳар бадӣ покдаст,[3]

Ки ӯяст ҷовид[4] бартар Худой,
Ҳам ӯяст рӯзидиҳу[5] раҳнамой.

Худованди кайвону баҳрому хур,
Худованди фарру худованди зӯр.[6]

Маро дод аврангу фарри каён,
Тани пилу чанголи шери жиён.

---

1. ИЛ – б. 1358 нест.
2. Л – Ки аз банди аҳримани бутпараст.
3. ТПЗ – Ту, эй Баҳмани ҷодуи тираҷон,
   Барандеш аз кирдгори ҷаҳон.
4. Л – ҷовиду.
5. И – Худованди некидеҳу; ЛМ – некидеҳу.
6. И – пас аз б. 1365 ин б. омада:
   Ба фарру ба фармони Яздони пок
   Худои самову худованди хок.

Ҷаҳоне саросар ба шоҳӣ марост,*[1]
Сари гов то бурҷи моҳӣ марост.*[2]

Гар ин диж бару буми оҳарман аст,
Ҷаҳонофаринро ба дил душман аст.

Ба фарру ба фармони Яздони пок
Сарашро зи абр[3] андарорам*[4] ба хок.

В-агар ҷодувонрост ин дастгоҳ,
Маро худ ба ҷоду набояд сипоҳ.

Чу хам дар[5] дуволи каманд оварам,
Сари ҷодувонро ба банд оварам.

В-агар худ хуҷаста Суруш-андар аст,
Ба фармони Яздон яке лашкар аст.

Ҳамон ман на аз пушти оҳарманам,
Ки бо фарру бурз аст ҷону танам.

Ба фармони Яздон кунам диж*[6] тиҳӣ,
Ки ин аст фармони шоҳаншаҳӣ.

Яке найза бигрифт Хусрав дароз,
Бар ӯ баст он номаи сарфароз.

Ба сони дурафше баровард рост,
Зи гетӣ ба ҷуз фарри шоҳӣ нахост.

---

1. М – Ҷаҳоне саросар маро шуд раҳӣ.
2. М – Маро равшанӣ ҳасту ҳам фаррахӣ.
3. И – ба гурз.
4. М – Аз абр андарорам сарашро.
5. Л – хамми.
6. М – он.

Бифармуд, то Гев бо найза тафт
Ба наздики он баршуда бора рафт.

Бад-ӯ[1]*[2] гуфт, к -«Ин номаи пандманд
Бубар сӯи девори ҳисни баланд.

Бинеҳ найзаву номи Яздон бихон,
Бигардон инон тезу лахте бирон».[3]

Бушуд Гев найза гирифта ба даст,
Пур аз офарин гурди[4] яздонпараст.

Чу нома ба девори диж дарниҳод,
Паёми ҷаҳонҷӯй Хусрав бидод.[5]

Зи Яздони некидиҳиш ёд кард,
Пас он чармаи тезрав бод кард.

Шуд он номаи номвар нопадид,
Хурӯш омаду хоки диж бардамид.

Ҳамон гаҳ ба фармони Яздони пок
Аз он бораи диж баромад тарок.

Ту гуфтӣ, ки раъд аст андар баҳор,
Хурӯш омад аз дашту аз[6] кӯҳсор.[7]

Ҷаҳон гашт чун рӯи зангӣ сиёҳ,
На хуршед пайдо, на парвину моҳ.[8]

1. Л – Варо.
2. М – Варо.
3. ЛМ – Инонро бигардону он ҷо мамон.
4. И – ҷони.
5. ЛМ – Ба фарри ҷаҳонҷӯи хусравнажод.
6. Л – дашт в-аз.
7. И – б. 1384, 1385 нест.
8. И – Чи аз бораи диж, чи гарди сипоҳ.

Ту гуфтӣ баромад яке тира абр,
Ҳаво шуд ба кирдори коми ҳизабр.

Барангехт Кайхусрав аспи сиёҳ,
Чунин гуфт бо паҳлавони сипоҳ,

Ки «Бар диж яке тир борон кунед,
Камонро[1] чу абри баҳорон кунед».

Баромад яке меғи бориштагарг,
Татарге, ки бар дорад[2] аз абр марг.

Зи девон басе шуд ба пайкон ҳалок,
Басе заҳракафта*[3] фитода ба хок.

В-аз он пас яке равшанӣ бардамид,
Шуд он тирагӣ сар ба сар нопадид.

Баромад яке боди боофарин,
Ҳаво гашт хандону рӯи замин.

Ҷаҳон шуд ба кирдори тобанда моҳ
Ба номи ҷаҳондору аз фарри шоҳ.

Бирафтанд девон ба фармони шоҳ,
Дари диж падид омад он ҷойгоҳ.

Ба диж-дар шуд*[4] он шоҳи озодагон
Або пир Гударзи Кашводагон.

Яке шаҳр дид андар он диж фарох,
Пур аз боғу майдону айвону кох.

1. И – Ҳаворо.
2. Л – дошт.
3. М – з-оҳари ман.
4. М –рафт.

Дар он ҷо, ки он равшанӣ бардамид,
Шуд он тирагӣ сар ба сар[1]*[2] нопадид.

Бифармуд Хусрав бад-он ҷойгоҳ[3]
Яке гунбаде то ба абри сиёҳ,[4]

Дарозову паҳнои он[5] даҳ каманд,
Ба гирд-андараш тоқҳои баланд,

Зи берун чу ним аз таги тозиасп
Бароварду бинҳод озаргушасп,

Нишастанд гирд-андараш мӯбадон,
Ситорашиносону ҳам бихрадон.

Дар он шорсон кард чандон диранг,
Ки оташкада гашт бо бӯю ранг.

Чу як сол бугзашт, лашкар биронд,
Буна барниҳоду сипаҳ барнишонд.

## БОЗ ОМАДАНИ КАЙХУСРАВ БА ФИРӮЗӢ

Чу огоҳӣ омад ба Эрон зи шоҳ
Аз он эзадӣ фарру он дастгоҳ,

Ҷаҳоне фурӯ монда андар шигифт,
Ки Кайхусрав он фарру боло гирифт.

Ҳама меҳтарон як ба як бо нисор
Бирафтанд шодон бари шаҳрёр.

1. Л – Бад-ӯ гуфт з-ин тирагӣ шуд ҳама.
2. М – Сари бораи тез шуд нопадид.
3. Л – ба эронсипоҳ.
4. Л – сар ба чарху ба моҳ.
5. Л – ӯ.

Фарибурз пеш омадаш бо гурӯҳ,
Аз Эрон сипоҳе ба кирдори кӯҳ.

Чу дидаш, даромад зи Гулранг зер
Ҳам аз пушти Шабранг шоҳи далер.[1]

Бибӯсид рӯяш[2] бародарпадар,
Ҳам он ҷо бияфканд тахте зи*[3] зар.[4]

Бар он тахти пирӯза биншондаш,
Ба шоҳӣ бар ӯ[5] офарин хондаш.

Нишаст аз бари тахти зар шаҳрёр,
Ба сар-бар яке тоҷи гавҳарнигор.[6]

Ҳамон Тус бо ковиёнӣ дурафш
Ҳаме рафт бо кӯсу арринакафш.

Биёварду пеши ҷаҳонҷӯй бурд,
Заминро бибӯсиду ӯро супурд.

Бад-ӯ гуфт, к-«Ин кӯсу зарринакафш,
Ҳуҷаста ҳамин[7] ковиёнӣ дурафш,

Зи лашкар бубин, то сазовор кист,
Яке паҳлавон аз дари кор кист,

Бад-ӯ деҳ, ки моро аз ин моя бас,
Гунаҳкардаро умр сармоя бас».

---

1. И – б. 1409 нест.
2. И – рӯи.
3. М – ба.
4. И – Чу дидаш, фурӯ омад аз тахти зар.
5. И – Чу биншаст шоҳ.
6. И – б. 1412 нест.
7. ЛМ – Ба некахтарӣ.

Зи гуфторҳо пӯзиш овард пеш,
Бупечид аз он беҳуда рои хеш.

Ҷаҳондори*[1] пирӯз бинвохташ,
Бихандиду бар тахт биншохташ.

Варо гуфт, к-«Ин ковиёнӣ дурафш,
Ҳам ин паҳлавониву зарринакафш[2]

Набинам сазои касе дар сипоҳ,
Туро зебад ин ному[3] ин дастгоҳ.

Ҷуз аз ту касеро созовор нест,
Ба дил-дар маро аз ту озор нест.[4]

Туро пӯзиш акнун наёяд ба кор,
На бегонаро хостӣ шаҳрёр».[5]

В-аз он ҷо сӯи Порс[6] бинҳод рӯй
Ҷавонбахту[7] бедору дайҳимҷӯй.

Чу з-ӯ огаҳӣ ёфт Ковуси кай,
Ки омад зи раҳ пури фархундапай,[8]

Пазира шудаш бо рухи арғавон.
Зи шодӣ дили пир гашта ҷавон.[9]

1. М – Ҷаҳонгири.
2. И – б. 1414 – 1420 нест.
3. Л – кору.
4. И – б. 1422 нест.
5. Л – Пас аз б. 1423 ин б. омада:
   Ниҳоданд паймону аҳде тамом,
   Бар ӯ кард лашкар ба шоҳӣ салом.
6. Л – кох; И – сӯи паҳлавӣ.
7. Л – Ҷавон буду.
8. Л – Ба наздики Ковуси фархундапай.
9. ТПЛ – Диле шод аз аспон фуруд омаданд,
   Ҳама бо нисору дуруд омаданд.

Чу аз дур Хусрав ниёро бидид,
Бихандиду шодон дилаш бардамид.

Пиёда шуду бурд пешаш намоз.
Ба дидори ӯ буд ниёро ниёз.

Бихандиду ӯро ба бар даргирифт,
Ситоиш сазовори ӯ баригигирифт.[1]

1430 Ки[2] пирӯз баргашт шер аз набард,
Дилу дидаи душманон хира[3] кард.[4]

В-аз он ҷо сӯи кох рафтанд боз
Ба тахти ҷаҳондори дайҳимсоз,

## БАР ТАХТИ ШОҲӢ НИШОНИДАНИ КОВУС ХУСРАВРО

Ба шодӣ[5] зи аспон фуруд омаданд,
Забону равон пурдуруд омаданд.

Бишуд Хусраву дасти Ковусшоҳ
Бибӯсиду молид рухро ба гоҳ.

В-аз он пас ниё дасти ӯро ба даст
Гирифту бибурдаш ба ҷои нишаст.

---

1. И – б. 1427 – 1429 нест.
2. Л – Чу.
3. Л – тира.
4. ТПЗ – Бад-ӯ шоҳ Ковус хонд офарин
Бад -он хуб дидору он фарру дин.
Бад-он бурзу он фарраи эздӣ,
Бар он зеби аврангу он бихрадӣ.
Чунин гуфт, к «Эй кирдгори сипеҳр,
Худованди моҳу худованди меҳр,
Ки кардӣ маро з-ин ҷаҳон некном,
Бад-ин хубчеҳра шудам шодком».
5. ЛМ – Чу шоҳон.

Нишондаш дилафрӯз бар ҷои хеш,
Зи ганҷур тоҷи каён хост пеш.[1]

Бибӯсиду бар сар-ш бинҳод тоҷ,
Ба курсӣ шуд аз моявар[2] тахти оҷ.

Зи ганҷаш забарҷад нисор оварид,
Басе гавҳари шоҳвор оварид.

Басе офарин бар Сиёвуш бихонд,
Ки Хусрав ба чеҳра ҷуз ӯро намонд.

Зи паҳлӯ бирафтанд пурмоягон,
Сипаҳбад сарону гаронсоягон.[3]

Ба шоҳӣ бар ӯ офарин хонданд,
Ҳама зарру*[4] гавҳар барафшонданд.

Ҷаҳонро чунин аст созу ниҳод,
Зи як даст бистад, ба дигар бидод.

Ба дардем аз ин рафтан андар фиреб,
Замоне фарозу замоне нишеб.

Агар дил тавон доштан шодмон,
Ҷуз аз шодмонӣ макун, то тавон![5]

---

1. ТПИ – ба ҷои б. 1433 – 1435 ин б. омада:
   Чу Ковус бар тахти заррин нишаст,
   Гирифт он замон дасти Хусрав ба даст,
   Биёварду биншонд бар ҷои хеш,
   Зи ганҷур тоҷи каён хост пеш.
2. Л – номвар.
3. Л Жул Мул-гаронсоягон – гаронсолагон.
4. М – дурру.
5. ТПЛМ – Бимон, эй писар, дар ҷаҳон ҷовидон.*
   * Л – шодмон.

Ба хубӣ[1] биёрою бешӣ бубахш,
Макун рӯзро бар дили хеш пахш.[2]

Бихур, ҳар чӣ дорӣ, фузунӣ бидеҳ,
Ту ранҷидаӣ, баҳри душман манеҳ!

Туро доду фарзандро ҳам диҳад,
Ҳамон шох, к-аз*[3] бехи ту барҷаҳад.

Набинӣ, ки гетӣ пур аз хостаст,
Ҷаҳоне ба хубӣ биёростаст.[4]

Камӣ нест дар бахшиши додгар,
Ҳаме шодӣ орою[5] андуҳ мах(в)ар.

---

1. Ил – хушшӣ.
2. ИЛ – рахш.
3. М – Дарахте, ки аз.
4. Л – Пас аз б. 1447 ин б. омада:
   Хирадмандро бахшиши додгар
   Фузунӣ наҷустаст аҳли ҳунар.
5. Л – Фузунӣ наёбӣ ту.

# КАЙХУСРАВ

*Подшоҳии Кайхусрав шаст сол буд*

## ОҒОЗИ ДОСТОН

Сухан ронд гӯё[1] бар ин достон,
Дигар гӯяд аз гуфтаи бостон,

Ки Хусрав чӣ гуна нишинад ба гоҳ,
Чӣ гуна фиристад ба Турон сипоҳ.

Гар аз бахшиши кирдгори сипеҳр
Маро зиндагӣ монаду тоза чеҳр,

Бимонам ба гетӣ яке достон
Аз ин номаи номвар бостон.[2]

---

1. Л –бояд.
2. ИЛ – б. 2 – 4 нест.
   ТПЗИ – Сипаҳдор бар тахти фирӯз шод
   Ҳаме буд бо сарфарозони род.
   Пароканда шуд лашкари сарфароз,
   Ҳама мояи шодиву кому ноз.
   Ҷаҳонҷӯй бар тахти шоҳаншаҳӣ
   Нишаста фурӯзон або фарраҳӣ.
   Дили думанон гашт аз вай дуним,
   Дили дӯстон пур зи уммеду бим.
   Ба гардуни гардон кулаҳ барфарохт,
   Ҳама шодмонӣ зи Яздон шинохт.
   Ду баҳра зи шаб шоҳи фархундадин
   Забонро напардохтӣ з-офарин.
   Ба пеши ҷаҳондори довар ба пой
   Ҳаме буду мегуфт, к-эй раҳнамой,
   Зи доми балоям ту кардӣ раҳо,
   Биҷастам зи чангу дами аждаҳо.
   Баландӣ ту додӣ, бидеҳ зӯру фар,
   Ки хоҳам аз ӯ боз хуни падар.
   Аз ӯву зи Гарсевазу аз Гурӯй
   Кунам хун равону бимолам ба рӯй.
   Дили пир Ковус шодон кунам,
   Равони Сиёвуш фурӯзон кунам,

Ба полез чун баркашад сарв шох,
Сари сабзшохаш барояд[1] ба кох.

Ба болои ӯ шод бошад дарахт,
Чу бинад-ш бинодилу некбахт.

Дили рӯзгораш ҳаме парварад,
Ҷаҳоне зи кирдори ӯ бар х(в)арад.

Агар подшоҳӣ бувад дар гуҳар,
Бибояд, ки некӣ кунад тоҷвар.[2]*[3]

Сазад, гар гумоне барад бар се чиз,
К-аз ин се гузаштӣ, чаҳор аст низ,

Ҳунар бо нажод асту бо гавҳар аст,
Се чиз асту ҳар се ба банд-андар аст.

Ҳунар кай бувад, то набошад гуҳар,
Нажода касе дидаӣ беҳунар?!

Гуҳар он, ки аз[4] фарри Яздон бувад,
Наёзад ба бад дасту бад нашнавад.

Нажод, он ки бошад зи тухми падар,
Сазад, к-ояд аз тухми покиза бар.

Ҳунар он ки омӯзӣ аз ҳар касе,
Бикӯшиву печӣ зи ранҷаш басе.

---

Ба шабҳо зи бас, к-ин сухан гуфта шуд,
Ниёиш ҳамон гаҳ пазируфта шуд.

1. Л – сабзшох андарояд.
2. И – б. 7, 8 нест; Л – б. 8 нест.
3. М – б. 9 нест.
4. Л – бо. И – он чи аз.

Аз ин ҳар кӣ[1] гавҳар бувад моядор,
Ки зебо бувад[2] хилъати кирдгор.

Чу ин ҳар се ёбӣ,[3] хирад боядат,
Шиносандаи неку бад боядат,

Чу ин чор бо як тан ояд ба ҳам,
Биёсояд аз озу*[4] аз[5] ранҷу ғам[6]

Магар марг, к-аз марг худ чора нест,
В-аз ӯ тезтар тезпатёра[7] нест.

Ҷаҳонҷӯй аз ин чор шуд бениёз,
Ҳамаш бахт созанда буд аз фароз.

## ОФАРИН КАРДАНИ МЕҲТАРОН КАЙХУСРАВРО

Чу Кайхусрави шоҳ бар гоҳ шуд,
Ҷаҳон яксар аз кораш огоҳ шуд.[8]

Нишаст аз бари тахти шоҳаншаҳӣ,
Ба сар барниҳод он кулоҳи меҳӣ.[9]

Бигустурд гирди ҷаҳон додро,
Биканд аз замин бехи бедодро.

---

1. ИЛ – се.
2. ИЛ – тан ёбад аз.
3. М – дарду.
4. ИЛМ – Чу ҳар се биёбӣ.
5. Л – дард в-аз.
6. И – б. 17 нест.
7. Л – ҳавлтар бими патёра.
8. И – пеш аз б. 20 ин б. омада:
   Кунун боз гардам ба оғози кор,
   Ки чун буд кирдори кай, шаҳрёр.
9. ЛИ – пас аз б. 21 ин б. омада:
   Чу тоҷи бузургӣ ба сар барниҳод,
   Аз ӯ шод шуд тоҷ, ӯ низ шод.

Куҷо буд аз гетӣ озодае,
Худованди тоҷу каёнзодае,

Ҳам аз шоҳи гетиву комоварӣ,
Бад-ӯ омада, ҳар чи номоварӣ.

Набуд дар ҷаҳон кас ба ҳангоми ӯй,
Куҷо сар наёвард дар доми ӯй.[1]

Ҳар он ҷо, ки вайрон буд,[2] обод кард,
Дили ғамгинон аз ғам озод кард.

Аз абри баҳорӣ[3] биборид нам,
Зи рӯи замин занг бздуду ғам.

Замин чун биҳиште шуд ороста,
Зи доду зи бахшиш пур аз хоста.[4]

Ҷаҳон шуд пур аз хубиву эманӣ,
Зи бад баста шуд дасти аҳриманӣ.

Фиристода омад зи ҳар кишваре,[5]
Зи ҳар номдореву ҳар меҳтаре[6]

Чу[7] огоҳӣ омад сӯи Нимрӯз,
Ба назди сипаҳдори гетифурӯз,

---

1. ТПЗИЛ – Ҷаҳон гашт* пурчашмаву рӯди об,
Сари ғамгинон андаромад ба хоб.
* Л – гашта.
2. ИЛ – Ба ҳар ҷой вайронӣ.
3. ИЛ – баҳорон.
4. ТПЗИЛ – Чу Ҷамму Фаридун биёрост гоҳ,
Зи доду зи бахшиш наёсуд шоҳ.
5. ИЛ – Фиристодае омад аз ҳар сӯе.
6. ИЛ – паҳлӯе.
7. ИЛМ – Пас.

Ки бар тахт биншаст фархунда кай
Ба чархи бузургӣ барафканда пай.[1]

Бихонд ӯ сипоҳаш зи ҳар ҷойгоҳ,
Бад-он то намояд парастиш ба шоҳ.

Таҳамтан сӯи шоҳ бинҳод рӯй
Або шодкомиву бо рангу бӯй.[2]

Або Золи Соми Наримон ба ҳам
Бузургони Кобул ҳама бешу кам,

Сипоҳе, ки шуд дашт чун обнӯс,
Бидаррид гӯши палангон зи[3] кӯс.

Ба пеш-андарун Зол бо анҷуман,
Дурафши бунафш аз паси пилтан.

Чу огоҳӣ омад ба наздики шоҳ,
Ки омад ба раҳ Рустами некхоҳ.[4]

Яке кишвар аз ҷой бархостанд,
Пазира шуданро биёростанд.

Дили шоҳ шуд з-он сухан шодмон,
Сарояндаро гуфт: «Обод мон!

Ки ӯяст[5] парвардгори падар,
В-аз ӯяст пайдо ба гетӣ ҳунар».

---

1. И – Ки Хусрав зи Турон ба Эрон расид,
   Нишаст аз бари тахт, ӯро сазид.
2. Л – б. 32 -34 нест. И – б. 34 нест.
3. Л – дилро аз овои.
4. Л – б. 38 нест.
5. Л – буд.

Бифармуд, то Геву Гударзу Тус
Бирафтанд бо нои сарғину[1] кӯс.

Табира баромад зи даргоҳи шоҳ,
Ҳама[2] барниҳоданд гурдон кулоҳ.

Зи паҳлӯ ба паҳлӯ пазира шуданд,
Ҳама бо дурафшу табира шуданд.

Пазира шудандаш ба дурӯза[3] роҳ
Ҷаҳонпаҳлавонону чандон[4] сипоҳ.

Дурафши Таҳамтан[5] чу омад падид,
Ба хуршед гарди сипаҳ баркашид[6]

Хурӯш омаду нолаи бӯқу кӯс,
Зи қалби сипаҳ Геву Гударзу Тус

Ба пеши гави пилтан тохтанд,
Зи шодӣ бар ӯ офарин сохтанд,

Гирифтанд ҳар се маро[7] дар канор,
Бипурсид шеравжан аз шаҳрёр.

Зи Рустам сӯи Золи Сом омаданд,
Кушодадилу шодком омаданд.

Ниҳоданд сӯи Фаромарз рӯй,
Гирифтанд шодӣ ба дидори ӯй.

---

1. И – рӯину.
2. И – Ба сар.
3. ИЛМ – Бирафтанд пешаш ба ду рӯз роҳ.
4. И – Чунин паҳлавонону чанде.
5. Л – сипаҳбуд.
6. Л – бардамид.
7. Л – ҳар як дигар.

В-аз он ҷойгаҳ сӯи шоҳ омаданд,
Ба дидори фаррухкулоҳ омаданд.

Чу Хусрав гави пилтанро бидид,
Сиришкаш зи мижгон ба рух барчакид.

Фуруд омад аз тахту кард офарин,
Таҳамтан бибӯсид рӯи замин.

Ба Рустам чунин гуфт, к-«Эй паҳлавон,
Ҳамеша бизӣ шоду равшанравон!

Ки парвардгори Сиёвуш туӣ,
Ба гетӣ хирадманду хомуш туӣ».

Сари Золи Зарро ба бар даргирифт,
Зи баҳри падар даст бар сар гирифт.

Гавонро ба тахти каӣ барнишонд,
Бар эшон ҳама номи Яздон бихонд.

Нигаҳ кард Рустам саропои ӯй,
Нишасту сухан гуфтану[1] рои ӯй.

Рухаш гашт пурхуну дил пур зи дард,
Зи кори Сиёвуш басе ёд кард.

Ба шоҳи ҷаҳон гуфт, к-«Эй шаҳрёр,
Ҷаҳонро туӣ аз падар ёдгор.

Надидам ман андар ҷаҳон тоҷвар[2]
Бад-ин фарру монандагӣ бо падар».[3]

1. ИЛ – сухангуфтану.
   *1 М – рухсора зард.
2. Л – номвар.
3. Л – Бад-он фарру озодагии падар.

В-аз он пас чу аз тахт бархостанд,
Ниҳоданд хону май оростанд.

Ҷаҳондор то нимаи[1] шаб нахуфт,
Гузашта суханҳо ҳама[2] боз гуфт.

## ГАРДИДАНИ КАЙХУСРАВ ГИРДИ ПОДШОҲӢ

Чу хуршед шамшери рахшон кашид,
Шаби тираро гашт сар[3] нопадид,

Баромад зи даргоҳ овози[4] ной,
Бузургон сӯи шоҳ карданд рой.[5]

Чу Тусу чу Гударзу Геви далер,
Чу Гургину Густаҳму Руҳҳоми[6] шер.[7]

Гаронмоягон назди шоҳ омаданд,
Бад-он номвар боргоҳ омаданд.

Чу анбӯҳ гаштанд бар пешгоҳ,
Чунон гуфт шоҳи ҷаҳон бо сипоҳ,

Ки «Хоҳам, ки бинам саросар замин
Ҳама марзи Эрони боофарин.

Бипӯем бар сони рои шикор,
Ба шодӣ гузорем як рӯзгор.

1. ИЛ – нима аз.
2. Л – Ҳаме.
3. Л Жул Мул – тира аз бим шуд.
4. Л – овои.
5. И – б. 66 нест.
6. ИЛ – Баҳроми.
7. ТПЗ Мул Мул – Чу Руҳҳому чун Бежани тезчанг,
Чу Ашкаш яли номбардори ҷанг.
Ҳамоно Фарибурзи Ковусшоҳ,
Ҳамон Зангаи гурди бодастгоҳ.

Бад-ин рой гаштанд яксар меҳон,
Ки пӯянду бинанд баҳр аз ҷаҳон.[1]*[2]

Ба нахчир шуд шаҳрёри ҷаҳон[3]
Або номвар Рустами паҳлавон.

Зи лашкар бирафтанд озодагон,
Чу Геву чу Гударзи Кашводагон,

Чу Шопуру Баҳроми шамшерзан,
Чу Гургину чун Бежани тирзан.

Чу Фарҳоду чун Зангаи Шоварон,
Гуроза, ки ӯ буд зи ҷанговарон.[4]*[5]

Сипоҳе, ки шуд тира хуршеду моҳ
Зи бас ҷавшану хӯду гурзу[6]*[7] кулоҳ.

Аз афканданахчир бе роҳу роҳ
Пур аз куштагон гашт чун размгоҳ.[8]

Ҳама буми Эрон саросар бигашт,
Ба ободу вайронӣ андар гузашт.

Ҳар он буму бар, к-он на обод буд,
Табаҳ буду вайрон зи бедод буд,

Дирам доду обод кардаш зи ганҷ,
Зи доду зи бахшиш наёмад ба ранҷ.

1. ИЛ – б. 69-72 нест.
2. М – б. 69-72 нест.
3. ИЛ – ҷавон.
4. ИЛ – б. 75, 76 нест.
5. М – б. 74-77 нест.
6. Л – теғу хӯду; И – хӯду таргу.
7. М – теғу тиру.
8. ИЛ – б. 78 нест.

Ба ҳар шаҳр биншасту бинҳод тахт,
Чунон чун бувад мардуми некбахт.

Ҳамон бадраву ҷоми май хостӣ,
Ба динор гетӣ биёростӣ.

В-аз он ҷо сӯи шаҳри дигар шудӣ,
Ҳамон бо маю тахту афсар шудӣ.

Чунин то дари Озарободагон
Бишуд бо бузургону озодагон.

Ҳаме хӯрд бода, ҳаме тохт асп,
Биёмад сӯи хони Озаргушасп.

Ба оташкада-бар ниёиш гирифт,
Ҷаҳонофаринро ситоиш гирифт.

Биёмад хиромон аз он ҷойгоҳ,
Ниҳоданд сар сӯи Ковусшоҳ.

Нишастанд бо ӯ ба ҳам шодмон,
Набуданд ҷуз шодмон як замон.

Чу пур шуд сар аз ҷоми равшангулоб,
Ба хобу ба осоиш омад шитоб.

## ПАЙМОН БАСТАНИ КАЙХУСРАВ БО КОВУС АЗ КИНИ АФРОСИЁБ

Чу рӯзи дурахшон[1]*[2] баровард чок,
Бигустурд ёқут бар тира хок,

Ҷаҳондор биншасту Ковуси кай –
Ду шоҳи сарафрозу ду некпай

Або Рустами гурду Дастон ба ҳам
Ҳаме гуфт Ковус ҳар бешу кам.

Аз Афросиёб андаромад нахуст,
Ду рухро ба хуни ду дида бишуст.

Бигуфт, он ки ӯ бо Сиёвуш чи кард,
Чи гуна аз Эрон[3] баровард гард.

Басо паҳлавонон, ки беҷон шуданд,
Зану кӯдаки хурд печон шуданд,

Басе шаҳр бинӣ аз Эрон хароб,
Табаҳ гашта аз ранҷи Афросиёб.

Туро эзадӣ ҳар чӣ бояд-т, ҳаст
Зи мардону аз донишу зӯри даст.

Зи фарри бузургиву[4] некахтарӣ,
Зи шоҳон ба ҳар гавҳаре бартарӣ.

Кунун аз ту савганд хоҳам яке,
Набояд, ки печӣ зи дод андаке.

1. Л – дурафшон.
2. Ж - Мул – меҳри дурафшон.
3. И – Аз Эрон саросар.
4. ИЛ – тамомиву.

Ки пуркин кунӣ дил зи Афросиёб,
Дами оташ андарнаёрӣ ба об.

Ба хешии модар бад-ӯ награвӣ,
Напечиву гуфти касе нашнавӣ.

Ба ганҷу фузунӣ нагирӣ фиреб,
Ба пеш ар фароз оядат ё нишеб.

Ба гурзу ба теғу ба тахту[1] кулоҳ,
Ба гуфтор бо ӯ нагардӣ зи роҳ.

Бигӯям, ки бунёди савганд чист,
Хирадрову ҷони туро банд чист?[2]

«Бигӯӣ ба додори хуршеду моҳ,
Ба тоҷу ба тахту ба мӯҳру кулоҳ.[3]

Ба доди*[4] Фаридуну оину роҳ,
Ба хуни Сиёвуш, ба ҷони ту, шоҳ.[5]

Ба фарру ба некахтари эзадӣ,
Ки ҳаргиз напечӣ ба сӯи бадӣ.

Миёнҷӣ нахоҳӣ ба ҷуз теғу гурз,
Маниш бурз дорӣ зи болои бурз».

Чу бишнид аз ӯ шаҳрёри ҷавон,
Сӯи оташ овард рӯю равон.

1. И – ганҷу ба теғу ба мӯҳру.
2. Л – нест.
3. ТПЗИ – Ба шамшери гурдони бодору бард,
Ба рӯзи сапеду шаби лоҷвард.
4. М –ёди.
5. Л –б. 107 нест.

Ба додори доранда савганд х(в)ард,
Ба рӯзи сапеду шаби лоҷвард.

Ба хуршеду моҳу ба тахту кулоҳ,
Ба мӯҳру ба теғу ба дайҳими шоҳ,[1]

Ки ҳаргиз напечам сӯи меҳри ӯй,
Набинам ба хоб-андарун чеҳри ӯй.»[2]

Яке хат навиштанд бар[3] паҳлавӣ
Ба мушк аз бари дафтари хусравӣ.

Гуво кард[4] Дастону Рустам бар он,[5]
Бузургони лашкар ҳама ҳамчунон.[6]

---

1. ТПЗИ – Набошам бар он раҳ, ки ӯ рафтааст,
К-аз оини ӯ ҷонам ошуфтааст.
Бикӯшам ба хуни падар хостан,
Дилу ҷон бад-ин кина оростан.
Миёнро бубандам бад-ин кор сахт,
Магар ёр бошанд гардуну бахт.*
Наёсоям аз ҷанги ӯ як замон,
Магар кори дигар шавад з-осмон.
На хушну шавам з-ӯ ба тахту кулоҳ,
На ором гирам ба бегоҳу гоҳ.
Магар, к-ӯ** зи рӯи замин кам шавад,
Равони Сиёвахш*** хуррам шавад.
Бар инам в-аз ин барнагардам ба дил,
Ҳаме то бувад дар ҷаҳон обу гил.
Бар ин гуфтаи ман гувоҳӣ диҳед,****
Хирадро бар ин подшоҳӣ диҳед.*****

* И –б. 3 нест. ** И – Ҳаме то. *** И –Сиёвуш. **** И –диҳанд. ***** И –диҳанд.

2. ТПЗ – Ба ҷону хирад, б-осмону замин,
Ба теғу ба гурзу ба меҳру ба кин.
Ба паймони мӯбад, ба аҳди равон,
Ба гуфтори бедордил бихрадон.
3. Л –навишт он замон.
4. ИЛ –буд.
5. ЛМ –бад-ин; И –бар ин.
6. ИЛМ ҳамчунин. З-пас аз б. 115 ин б. омада, ки маъниро комилтар мекунад:
Чу бишнид аз ӯ шаҳрёри ҷавон,
Сӯи оташ овард рӯи равон.

Ба зинҳор дар[1] дасти Рустам ниҳод,
Чунин аҳду[2] савганду ин расму[3] дод.[4]

В-аз он пас ҳаме хони[5] май хостанд,
Дигаргуна маҷлис биёростанд.

Бибуданд як ҳафта бо руду май
Бузургон дар айвони Ковуси кай.

Ҷаҳондор ҳаштум сару тан бишуст,
Биёсуду ҷои ниёиш биҷуст.

Ба пеши[6] худованди гардонсипеҳр
Бирафт,[7] офаринро бигустард[8] меҳр.

Шаби тира то баркашид офтоб,
Хурӯшон ҳаме буд дида пуроб.

Ҳаме гуфт,[9] к-эй додгар як Худой,
Ҷаҳондору рӯзидиҳу раҳнамой,[10]

Ба рӯзи ҷавонӣ ту кардӣ раҳо
Маро бесипоҳ аз дами аждаҳо.

Ту донӣ, ки солори туронсипоҳ
На парҳез дорад, на тарс аз гуноҳ.

---

1. И –бар.
2. ЛМ хатту.
3. И –оину.
4. ТПЗ – Бузургон ҳама офарин хонданд,
Шигифтӣ зи фарраш фурӯ монданд.
5. И –ҷойгаҳ хону.
6. ЛМ –назди.
7. Л –Бар ӯ.
8. Л –бигустурду.
9. ИЛМ –Чунин гуфт.
10. ТПЗ – Тавоно туӣ бар ҳама корҳо,
Ту осон кунӣ ранҷу тиморҳо.

Ба вайрону обод нафрини ӯст,
Дили бегуноҳон пур аз кини ӯст.[1]

Бар ин марзи боарз оташ бирехт,
Ҳама хоки ғам бар далерон бубехт.

Ба бедод хуни Сиёвуш ба хок
Ҳаме рехт, то[2] ҷони мо кард чок.[3]

Дили шаҳрёрон пур аз бими ӯст,
Балои ҷаҳон[4] тахту дайҳими ӯст.

Ту донӣ, ки ӯро зи бад гавҳар аст,
Ҳамон баднажод асту афсунгар аст.[5]

Фаровон бимолид рух бар замин,
Ҳаме хонд бар кирдгор офарин.

В-аз он ҷойгаҳ шуд сӯи тахт боз,
Бари паҳлавонони гарданфароз.

Чунин гуфт, к-«Эй номдорони ман,
Далерону[6] ханҷаргузорони ман,

---

1. ТПЗ – Ҳамон низ солори туронсипоҳ
Зи авҷи фалак барфарозад кулоҳ.
*1 М –ҳаме.
2. Л –ӯ.
3. И –б. 127 нест.
4. И –Бало бар замин.
5. ТПЗИЛ –Надорад дилаш хешие бо хирад,
Ба бедод ҷонро ҳаме парварад.
Ҳаме рои бад бошад оини ӯй,
Харобӣ бувад дар ҷаҳон дини ӯй.
Зи хӯи бадаш дида гирён шавад,
Зи дасташ дили хаста бирён шавад.
Ба кини* падар бандаро даст гир,
Бубахшой бар ҷони Ковуси пир.**
*Л –хуни. ** ИЛ –танҳо б. охир мавҷуд аст.
6. ИЛМ –Ҷаҳонгиру.

Бипаймудам ин буми Эрон бар асп,
Аз ин марз то хони Озаргушасп.

Надидам касеро, ки дилшод буд,
Тавонгар буд, ар бумаш обод буд.

Ҳама хастагонанд з-Афросиёб,
Ҳама дил пур аз хуну дида пуроб.

Нахустин ҷигархастаи ӯ манам,
Ки пурдард аз ӯяст ҷону танам.

Дигар чун ниё шоҳи озодамард,
Ки аз дил ҳаме баркашад боди сард.[1]

Ба Эрон зану мард аз ӯ пурхурӯш
Зи бас куштану ғорату ҷангу ҷӯш.

Кунун, гар ҳама вижа ёри манед,
Ба дил сар ба сар дӯстдори манед,

Ба кини падар баст хоҳам миён,
Бигардонам ин бад зи эрониён.

Агар ҳамгинон боз ҷанг оваред,[2]
Бикӯшеду[3] расми паланг оваред,[4]*[5]

---

1. ТПЗ - Чӣ бад дар ҷаҳон буд, ки бо мо накард,
Ҳамон бар Сиёвахш зинҳор х(в)ард.
Ба духтар аз ӯ ранҷу сахтӣ расид,
Миёни бародар ба ханҷар бурид.
Дигар Нӯзар - он шоҳи озодмард
Ба ханҷар сарашро зи тан дур кард.
2. Л –оваранд.
3. Л –Бикӯшанду.
4. Л –оваранд.
5. М – Ҳама ҳамгинон боз ҷанг оварем,
Бикӯшему расми паланг оварем.

Маро ин ҳам аз пеш берун шавад,
Зи ҷанги ялон кӯҳ ҳомун шавад.[1]

Ҳар он хун, ки ояд бар ин рехта,
Гунаҳкор ӯясту овехта.

Агар кушта ояд касе з-ин сипоҳ,
Биҳишти баринаш[2] бувад ҷойгоҳ.

Чӣ гӯеду инро чӣ посух диҳед?
Ҳама яксара рои фаррух ниҳед.[3]

Бидонед, к-ӯ шуд ба бад пешдаст,
Мукофоти ин бад[4]*[5] нашояд нишаст».[6]

Бузургон ба посух биёростанд,
Ба дарди дил аз ҷой бархостанд.

Бигуфтанд, к-«Эй шоҳ, дил шод дор,*[7]
Ҳамеша дил[8] аз ранҷ озод дор.[9]*[10]

---

1. ТПЗ - Ба Эрон мадоред дилро ба базм,
Ба Турон супоред ҷонро ба разм.
Зи Турон бигардонам он тоҷу гоҳ,
Аз ин пас мар ӯро нахонанд шоҳ.
Бубандед доман як андар дигар
Ба фармони Яздони фирӯзгар.
2. И –баландаш.
3. И –диҳед.
4. И –бадро.
5. М –Мукофот бояд.
6. ТПЗ – Гар ин гуфта дод аст, раҳ биспаред,
В-агар нест, аз хотирам бистуред.
7. М –дилшод бош.
8. ЛМ –тан.
9. И – Ки эй номдоро, ҷаҳоншод бош,
Ҳамеша зи ранҷу ғам озод бош!
10. М –бош.

Тану ҷони мо сар ба сар пеши туст,
Ғаму шодмонӣ каму беши туст.

Зи модар ҳама маргро зодаем,
Ҳама бандаем, арчи озодаем».

Чу посух чунин ёфт аз анҷуман,
Зи Тусу зи Гударз в-аз Пилтан,

Рухи шоҳ шуд чун гули арғавон,
Ки давлат ҷавон буду хусрав ҷавон.

Бар эшон фаровон бихонд офарин,
Ки ободбодо ба гурдон замин!

## ШУМУРДАНИ КАЙХУСРАВ ПАҲЛАВОНОНРО

Бигашт андар ин низ чанде сипеҳр,[1]
Чу*[2] аз хӯша бинмуд хуршед чеҳр.

Зи паҳлӯ ҳама мубадонро бихонд,
Суханҳои боиста чанде биронд.

Ду ҳафта дари бордодан бубаст,
Ба наввӣ яке дафтар андаршикаст.

Бифармуд Хусрав[3] ба рӯзидиҳон,
Ки гӯянд номи кеҳону меҳон.

Сазовор бинвишт номи гавон,
Чунон чун бувад дархури паҳлавон.

Нахустин зи хешони Ковуси кай
Саду даҳ сипаҳбад фикананд пай.

1. ИЛ –гардонсипеҳр.
2. М –Ки.
3. ИЛ –мӯбад.

Фарибурзи Ковусашон пешрав,
Куҷо буд пайвастаи шоҳи нав.[1]

Гузин кард ҳаштод тан нӯзарӣ,
Ҳама гурздору ҳама лашкарӣ.

Зараспи сипаҳбад нигаҳдорашон,
Ки бурдӣ ба ҳар кор тиморашон,

Ки тоҷи каён буду фарзанди Тус
Худованди кӯполу шамшеру кӯс.

Се дигар чу Гударзи Кашвод буд,
Ки лашкар ба рои вай обод буд.

Наберу писар дошт ҳафтоду ҳашт,
Далерони кӯҳу саворони*[2] дашт,

Фарозандаи ахтари ковиён,
Фурӯзандаи тахту бахти каён.*[3]

Чу шасту се аз тухмаи Гаждаҳам
Бузурону солорашон Густаҳам.

Зи[4] хешони Мелод чун[5]*[6] сад савор,
Чу Гургини пирӯзгар,[7] моядор.

Зи тухми Тавоба чу ҳаштоду панҷ
Саворони разму нигаҳдори[8] ганҷ.

---

1. ТПЗ – Ҳар он, к-ӯ зи тухми Манучеҳр буд,
Дилу ҷонаш аз Тус пурмеҳр буд.
2. М – Саворони кӯҳу палангони.
3. М –б. 166 нест.
4. ИЛ –Чу.
5. ИЛ –буд.
6. М –пас.
7. Л –фирӯзгар; И –Гургин ҳама номвар.
8. И –нигаҳбони.

Куҷо Барта буди̅ нигаҳдорашон,
Ба разм-андарун номбардорашон.[1]

Чу сиву се ҷангиву тухми Пашанг,
Ки ҷӯпин буди̅ созашон рӯзи ҷанг.

Нигаҳбони эшон ҳаме буд Гев,
Ки буди̅ далеру ҳушивору нев.[2]*[3]

Ба гоҳи[4] набард ӯ буди̅ пеши кӯс
Нигаҳбони[5] гурдону домоди Тус.

Зи хешони Барзин чу ҳафтод мард,
Ки буданд шерони рӯзи набард.

Бар эшон нигаҳдор Фарҳод буд,
Ки дар ҷанг сандони[6] пӯлод буд.

Зи тухми Гуроза саду панҷ[7] гурд,
Нигаҳбони эшон ҳам ӯро шумурд.[8]

Кунfeatures бо паҳлавонон ҷуз ин[9]
Радону бузургони боофарин.

Чунон буд, ки мӯбад надонист мар
Зи бас номдорони бозебу фар.

1. ИЛ –дастбардорашон.
2. ИЛ –б. 172 нест.
3. М –б. 172 нест.
4. И –рӯзи.
5. ЛМ –Сарафрози.
6. Л –сандону.
7. Л –бист.
8. ТПЗ – Зи тухми Фаридун чу ҳаштод мард,
Далерони шоиста андар набард.
Сари анҷуман Ашкаши номдор,
Нигаҳдори эшон буди̅ рӯзгор.
9. ИЛМ –гузин.

Набиштанд бар дафтари шаҳрёр
Ҳама номашон, то ки ояд ба кор.

Бифармуд, к-аз шаҳр берун шаванд,
Зи паҳлӯ сӯи дашту ҳомун шаванд.

Сари моҳ бояд, ки аз каррнай
Хурӯш ояду захми ҳиндидарой.

Ҳама сар сӯи ҷанги туркон[1] ниҳанд,
Ҳама шодмон сар ба Турон[2] ниҳанд.

Ниҳоданд сар пеши ӯ бар замин,
Ҳама як ба як хонданд офарин.[3]

Бигуфтанд, к-«Эй шоҳи бозебу фар,
Фирӯзанда шуд аз ту тоҷу камар,

Ҳама бандагонему шоҳӣ туро ст,
Зи бурҷи бара то ба моҳӣ туро ст».

1. ИЛМ –Турон.
2. ИЛ –шодмониву сурон.
3. Л –б. 183 нест.

## ГАНҶҲО БАХШИДАНИ ХУСРАВ ПАҲЛАВОНОНРО

Ба ҷое, ки буданд*[1] аспон яла,
Ба лашкаргаҳ овард чӯпон гала.[2]

Бифармуд, к-он, к-ӯ камандафкан аст,
Ба ҷанг-андарун гурди[3] рӯинтан аст,[4]

Абар тозиаспон*[5] каманд афкананд,
Сари бодпоён ба банд афкананд.

Аз он пас ҷаҳондори пирӯзгар
Або гурз*[6] биншаст бар тахти зар.[7]

Дари ганҷи динор букшоду гуфт,
Ки ганҷи бузургон нашояд нуҳуфт.

Гаҳи кӯшишу[8] кинаи корзор
Шавад ганҷу динор бар чашм хор.

Ба мардон[9] ҳама ганҷу тахт оварем,
Ба хуршед бори дарахт оварем.

Чаро бурд бояд ҳаме рӯзгор,
Ки ганҷ аз паи мард[10] ояд ба кор.[11]

---

1. М –Зи ҷое куҷо буд.
2. ИЛ –б. 186 нест.
3. Л –гурду:
4. ТПЗ – Ба сӯи фасила гузор оварад,
   Ҳамон зӯру мардӣ ба кор оварад.
5. М –Бад-ин деваспон.
6. М –тоҷ.
7. ИЛ –б. 189 нест.
8. ИЛ –бахшишу.
9. И –мардӣ.
10. ИЛ –мардум.
11. И –пас аз б. 193 ин б. омада:
    Саворони Эрон дар он анҷуман
    Бузургон нишаста ҳама тан ба тан.

Биёвард сад тахта[1] дебои Рум,
Ҳама пайкараш гавҳару зар-ш бум.

Ҳамон хаззу мансуҷу ҳам з-ин шумор
Яке ҷоми пургавҳари шоҳвор

Ниҳоданд пеши сарафроз шоҳ,
Чунин гуфт шоҳи ҷаҳон бо сипоҳ,

Ки «Инат баҳои сари бебаҳо
Палошони[2] дижхими нараждаҳо.

Куҷо паҳлавон хондаш Афросиёб,
Ба бедории ӯ шавад сар ба хоб.

Сару теғу аспаш кӣ орад ба гард
Ба лашкаргаҳи мо ба рӯзи набард?»

Сабук Бежани Гев бар пой ҷаст,
Миён куштани аждаҳоро бубаст.

Ба ҷом-андарун низ чанде гуҳар,[3]
Ҳамон ҷома бардошт в-он ҷоми зар.

Басе[4] офарин кард бар шаҳрёр,
Ки ҷовид бодо сари тоҷдор.[5]

1. ИЛМ –ҷома.
2. ИЛ –Балошон.
3. ТПЗИ – Ман орам сараш, -гуфт, -пеши сипоҳ
Ба фармони додори хуршеду моҳ.
Чунон дон, ки он аждаҳо бесар аст,
Ки дар разм* Яздон маро ёвар аст.**
* И –ҷанг. ** И –танҳо б. дуюм мавҷуд аст.
4. И –Яке.
5. ИЛМ –Ки бодӣ чунин ҷовидон комгор!

В-аз он ҷо биёмад ба ҷои нишаст
Гирифта чунон ҷоми гавҳар ба даст.[1]

Ба ганҷур фармуд[2] пас шаҳрёр,
Ки орад дусад ҷомаи зарнигор.

Ҳамон[3] хаззу дебову ҳам[4] парниён
Ду гулрух ба зуннор баста миён.

Чунин гуфт, к-«Ин ҳадя ӯро[5] диҳам,
В-аз он миннате низ бар сар ниҳам,

Ки тоҷи Тажов оварад пеши ман
Ва ё пеши ин номдор анҷуман,

Ки Афросиёбаш ба сар барниҳод,
Варо хонд домоди[6] фаррухнажод».

Ҳамон Бежани Гев барҷаста боз,
Куҷо буд дар ҷанг чангаш дароз,[7]

Парастандаву ҳадяҳо баргирифт,
Аз ӯ анҷуман монда андар*[8] шигифт.

Басе офарин карду биншаст шод,
Ки гетӣ ба Кайхусрав обод бод!

---

1. Л –б. 203 нест.
2. ИЛ –мӯбад бифармуд.
3. И –Ҳаме.
4. ИЛ –сад.
5. ИЛ –онро.
6. Л –бедору.
7. ТПЗ – Ҷавон буду ҷӯёи номи меҳон,
Ки номаш фасона шавад дар ҷаҳон.
8. М –монда буд анҷуман дар.

Бифармуд, то бо камар даҳ ғулом,
Даҳ аспи таковар[1] ба зарринлагом,

Зи пӯшидарӯён даҳ ороста
Биёвард ганҷур он[2] хоста.

Чунин гуфт бедор шоҳи рама,
Ки «Аспони ин хубрӯён ҳама

Касеро, ки чун сар бупечад Тажов,
Сазад, гар надорад дили шер тов.

Ба рух чун баҳору ба боло чу сарв,
Миёнаш чу ғарву[3] ба рафтан тазарв.

Яке моҳрӯй аст ном Испанӯй,
Суманпайкару дилбару мушкбӯй.[4]

Набояд задан, чун биёбад-ш теғ,
Ки аз теғ бошад чунон рух дареғ.

Ба хамми камандаш бигирад[5*6] камар,
Бад-он[7] сон биёрад, ки дорад[8*9] ба бар».

Бизад даст Бежан бад-он ҳам ба бар,
Биёмад*[10] бари шоҳи пирӯзгар.

---

1. Л –аз аспи тозӣ.
   *1 М –Парипайкару.
2. ИЛМ –мӯбад чунин.
3. Л –арар.
4. ТПЗ – Суманбарнигоре Суманбӯй ном,
   Саворе, ки орад мар ӯро ба дом.
5. Л –Каманд ар гирифта.
6. М –гирифта.
7. Л –Бад-ин.
8. Л –мар ӯро.
9. М –Рабояд бар он сон, ки ояд.
10. М –Даромад.

Ба шоҳи ҷаҳон-бар ситоиш гирифт,
Ҷаҳонофаринро ниёиш гирифт.

Аз ӯ шод шуд шаҳрёри бузург,
Чунон[1] гуфт, к-«Эй номдори бузург,[2]

Чу ту паҳлавон ёри душман мабод,
Дурахшанда ҷони ту бе тан мабод!»

Чаҳондор аз он пас ба ганҷур гуфт,
Ки «Даҳ*[3] ҷоми заррин биёр аз нуҳуфт».

Шамома ниҳоданд бар ҷоми зар,
Даҳ аз нуқраи хом ҳам пургуҳар.

Пур аз мушк ҷоме зи ёқути зард.
Зи пирӯза ҷоми*[4] дигар лоҷвард.

Ақиқу зумуррад бар ӯ рехта,
Ба мушку гулоб-андар омехта.

Парастандае[5] бо камар даҳ ғулом
Даҳ аспи гаронмоя зарринлагом.

Чунин гуфт, к-«Инро мар ӯро, ки тов
Бувад дар танаш рӯзи ҷанги Тажов.

Сарашро бад-он размгоҳ оварад,
Ба пеши диловар сипоҳ оварад».

Ба бар зад бар ин Геви Гударз даст,
Миён ҷанги он паҳлавонро бубаст.

1. ИЛ –Чунин.
2. ИЛМ –сутург.
3. М –ду.
4. М –фирӯз дигар.
5. Л –Парастанда даҳ.

Гаронмоя хубону он хоста,
Бибурданд пеши вай ороста.

Басе[1] хонд бар шаҳрёр офарин,
Ки «Бе ту мабодо кулоҳу нигин!»

В-аз он пас ба ганҷур фармуд шоҳ,
Ки «Даҳ хони заррин бинеҳ пеши гоҳ.

Баромез динору мушку гуҳар,
Парирӯй даҳ бо кулоҳу камар.

Дусад хаззу дебои пайкар ба зар,
Яке афсари хусравӣ, даҳ камар».[2]

Чунин гуфт, к-«Ин ҳадя онро, ки ранҷ
Надорад дареғ аз пайи ному ганҷ.

Аз эдар равад[3] то сӯи Косарӯд,
Диҳад бар равони Сиёвуш дуруд.

Зи ҳезум яке кӯҳ бинад баланд,
Фузун аст болояш аз даҳ[4] каманд,

Ки онро ниҳодаст Афросиёб,
Бад-он гаҳ ки бугзашт з-он рӯи об.[5]

Чунон хост, к-он раҳ касе наспарад.
Зи Эрон ба Турон касе нагзарад.

Далере аз эдар бибояд шудан,
Ҳама Косарӯд оташ андарзадан.

---

1. ИЛ – Ҳаме.
2. Л –б. 237 нест.
3. Л –шавад.
4. Л –сад.
5. ИЛ –б. 241 нест.

Бад-он то дар он ҷо бувад размгоҳ,
Паси ҳезум андар намонад сипоҳ».

Ҳамон Гев гуфт: «Ин[1] шикори ман аст,
Ҳамон сӯхтан кӯҳ[2] кори ман аст.

В-агар лашкар ояд, натарсам зи разм,
Ба разм-андарун каргас орам ба базм».

Ҳамон хоста Гевро[3] дод шоҳ,
Чунин гуфт, к-«Эй паҳлавони[4] сипоҳ,[5]

Абе теғи ту тоҷ равшан мабод,
Чунин бод, бе бут бараҳман мабод!»*[6]

Бифармуд сад дебаи ранг-ранг,
Ки ганҷур пеш оварад бедиранг.

Ҳам аз ганҷ сад дурри хушшоб ҷуст,
Ки оби фусурдаст гӯӣ[7] дуруст.

Зи парда парастор панҷ оварид,
Сару ҷаъд аз афсар шуда нопадид.

Чунин гуфт, к-«Ин ҳадя ӯро*[8] сазост,
Ки бар пок ҷонаш хирад подшост,

---

1. ИЛ –он.
2. ИЛМ –Барафрӯхтан кӯҳ.
3. И –Ҳама Гевро хоста.
4. ИЛМ –Бад-ӯ гуфт, к-эй номдори.
5. И –пас аз б. 247 ин б. омада, ки мувофиқи маънӣ бояд баъд аз б. 246 меомад:

   Раҳи лашкар аз бар-т осон кунам,
   Дили туркро з-он ҳаросон кунам.

6. М –к-обод бошиву шод!
7. ЛМ –гуфтӣ.
8. М –онро.

Далер асту бинолиду чарбгӯй,[1]
Набартобад аз шер дар ҷанг рӯй.

Паёме барад назди Афросиёб,
Зи бимаш наёрад ба чашм-андар[2] об.[3]

255 Зи гуфтори ӯ посух орад ба ман,
Кӣ ёрад*[4] аз ин номдор анҷуман?»

Биёзид Гургини Мелод даст,
Бад-он роҳ рафтан миёнро бубаст.

Парастору он ҷомаи зарнигор
Бад-ӯ доду он гавҳари шоҳвор.

Абар шаҳрёр офарин карду гуфт,
Ки бо ҷони Хусрав хирад бод ҷуфт![5]

Чу рӯи замин гашт чун парри зоғ,
Аз афрози кӯҳ андаромад чароғ[6].

---

1. ИЛ –ҷангҷӯй.
2. Л –ду дида.
3. ТПЗИ – Бибӯсад замину гузорад паём,
Бигӯяд суханҳо, ки гӯям* тамом.
* И –гуфтам.
4. М –кадом аст.
5. ТПЗ – Шавам, чун маро гуфт шоҳи ҷаҳон,
Гузорам паёму надорам ниҳон.
Аз он пас, чунин гуфт шоҳи ҷаҳон,
Ба Гургини Милод андар ниҳон.
Дилаш буд сӯзону дида пуроб,
К-аз эдар бирав сӯи Афросиёб,
Паём он чи гӯям, бад-ӯ боз гӯй,
Бихон киссаи ман якояк бад-ӯй,
Бигӯ, эй бадандеши хунхормард,
Чу ту дар ҷаҳон ин бадиҳо кӣ кард?
6. Ки хуни бародар бирезӣ чу об,
Ҷаҳонро саросар кунӣ ҳам хароб.
Ба Эрон зану мард ларзон ба хок,
Хурӯшон зи ту пеши Яздони пок.
Буридӣ сари Нӯзари номдор,
Ки буд аз каёни ҷаҳон ёдгор.

Сипаҳбад биёмад ба айвони хеш,
Бирафтанд гурдон сӯи хони хеш.[1]

Чу бо Рустам омад Сиёвуш ба ҷанг,
Ки бар ту ҷаҳонро кунад тору танг.
Бад-он гуна ранге барангехтӣ,
Зи ҳар гуна ганҷу дирам рехтӣ.
Фиристодияш пеш сад тан наво,
Бар инанд Эрону Турон гуво.
Барошуфт Ковус аз он оштӣ,
Зи Рустам гумон бурд, пиндоштӣ.
Аз ин бар Сиёвуш яке нома кард,
Бад-он то зи хешон баровард гард.
Бупечид гурдон зи фармони шоҳ,
Биёмад, туро кард пушту паноҳ.
Зи баҳри ту бугзошт Эронзамин,
Дурафшу сипоҳу кулоҳу нигин.
Паноҳи ту ҷуст, эй бади баднишон,
Ки гум бод номат зи гарданкашон!
Сари шаҳрёре чунон арҷманд
Буридӣ ба сони сари гӯсфанд.
В-аз он пас ба хуни ман оростӣ,
Надида ҷаҳон марги ман хостӣ.
Чунон чанд гӯям ситамҳои ту,
Ҳамоно ки дӯзах сазад ҷои ту.
Чу хоҳӣ, нагардад дилам пур зи ҷӯш,
Набошам бад-ин кин зи ту кинакӯш.
Гурӯи Зиреҳ он ки аз тухми Тур
Касеро ки дар гетӣ афканд шӯр,
Чу Гарсевазу чун Дамуру сарон,
Ки бастанд бар кина бо ҳам миён,
Фиристӣ барам, то ба хуни падар
Сароншон бибуррам ба дарди ҷигар.
В-агар печӣ аз рою гуфтори ман,
Биёрой лашкар ба пайкори ман.
В-агар на ба додори Яздони пок,
Ба хуршеду маҳ в-озари тобнок
На ором созам бад-ин кин, на хоб,
Магар кин битӯзам зи Афросиёб!
Чу бишнид Гургин зи Хусрав паём,
Ба пеши ҷаҳондор бугзорд гом.
Нишаст аз бари бораи роҳҷӯй,
Ба Туронзамин зуд бинҳод рӯй.

1. ТПЗЛ – Май оварду ромишгаронро бихонд,
Фаровон ҳаме дурру гавҳар фишонд.

## ФИРИСТОДАНИ КАЙХУСРАВ РУСТАМРО БА ЗАМИНИ ҲИНД

Чу аз рӯз шуд кӯҳ чун сандарус,
Ба абр андаромад хурӯши хурӯс.

Таҳамтан биёмад ба наздики шоҳ,
Аз Эрон сухан гуфту аз тоҷу гоҳ.

Завора, Фаромарз бо ӯ ба ҳам,
Зи ҳар гунае рой зад бешу кам.

Чунин гуфт Рустам ба шоҳи замин,
Ки «Эй номбардори боофарин,

Бари Зобулистон яке шаҳр буд,
К-аз он буму бар Турро баҳр буд.

Манучеҳр кард он зи туркон тиҳӣ,
Яке хуб ҷоест бо фарраҳӣ.

Чу Ковус шуд бедилу пирсар,
Бияфтод аз ӯ ному фарру ҳунар,

Гирифтанд он шаҳр турониён,
Пас он ҷо намонданд эрониён.[1]

Кунун*[2] божу соваш[3] ба Турон баранд.
Сӯи шоҳи Эрон*[4] ҳаме нангаранд.[5]

---

1. ИЛМ –б. 268 нест.
2. М –Ҳама.
3. Л –Ҳаме божи он ҷо.
4. М –шаҳри Эрон.
5. ТПЗ – Фаровон дигар марзи ҳамчун биҳишт,
Деҳистони бисёри пурбоғу кишт.
Ҷаҳонест аз хубӣ ороста,
Дар ӯ бекарон лашкару хоста.
Мар он марз Хиргоҳ хонад ба ном
Ҷаҳондида деҳқони густарданом

Фаровон дар он[1] марз пил[2] асту ганҷ,
Тани бегуноҳон аз эшон ба ранҷ.

Зи бас ғорату куштану тохтан,
Сар аз боди Турон барафрохтан.

Кунун шаҳрёрӣ ба Эрон турост,
Паи мӯр то[3] чанги шерон турост.

Яке лашкаре бояд акнун бузург
Фиристод бо паҳлавони сутург.

Агар бож наздики шоҳ оваранд,
В-агар сар бар ин боргоҳ оваранд,

Чу он марз яксар ба даст оварем,
Ба Туронзамин мар шикаст оварем».

Ба Рустам чунин посух овард шоҳ,
Ки ҷовид бодӣ, ҳамин аст роҳ.[4]

Бубин, то сипаҳ чанд бояд*[5] ба кор,
Гузин кун зи гурдон ҳама номдор.[6]

Замине, ки пайвастаи марзи туст,
Баҳои замин дархури арзи туст.

---

Зи як нима бар Синд дорад гузар,
Ба Қаннуҷу Кашмиру он буму бар.
Дигар нима роҳаш сӯи марзи Чин
Бипайваст бо марзи Туронзамин.

1. Л –бад-он.
2. Л –кох.
3. Л –новар.
4. ТПЗ – Ту он номдорӣ, ки эронсипоҳ
Ба бахти ту шодонду ҳам пешгоҳ.
5. М –ояд.
6. Л –б. 277 нест; И – Ту бугзин аз ин лашкари номдор.

Фаромарзро деҳ сипоҳи гарон,
Чунон чун бибояд зи ҷанговарон.[1]

Кушода шавад кор бар дасти ӯй,
Ба коми наҳангон расад шасти ӯй,

Рухи паҳлавон гашт аз он обдор,
Басе офарин хонд бар шаҳрёр.[2]

Бифармуд Хусрав ба солори бор
Аз он пас, ки «Хони хуришро биёр!»

Май оварду ромишгаронро бихонд.
В-аз овози эшон[3*4] ҳаме хира монд.

## ОРОСТАНИ КАЙХУСРАВ ЛАШКАРИ ХУДРО

Чу хуршеди тобон баромад зи кӯҳ,
Сароянда омад зи гуфтан сутӯҳ.

Баромад табира зи даргоҳи шоҳ,
Рада баркашиданд бар боргоҳ.

Бубастанд бар пил рӯинахум,
Баромад хурӯшидани говдум.

Ниҳоданд бар кӯҳаи пил тахт,
Ба бор омад он хусравонӣ дарахт.

---

1. ТПЗ – Бигӯ, то бад-ин кин бубандад камар,
Ки ҳам паҳлавон асту ҳам номвар.
Зи Хиргоҳ то буми Ҳиндустон,
Зи Кашмир то марзи Ҷодуситон.
2. ТПЗ – Чу аз шоҳ бишнид Рустам сухан,
Дилаш тоза шуд чун гул андар чаман.
Чунон тоҷу тахти ту фархунда бод,
Сипеҳри равон пеши ту банда бод!»
3. ИЛ –Зи овози булбул.
4. М –В-аз овози булбул.

Баёмад, нишаст аз бари пил шоҳ,
Ниҳода ба сар-бар зи гавҳар кулоҳ.[1]

Яке тавқи пургавҳари шоҳвор,[2]
Ба чанг-андарун гурзаи говсор.[3]

Фурӯҳишта аз гӯш[4] ду гӯшвор,
Ба дурру ба ёқут карда нигор.[5]

Ба бозуву ёра зи ёқуту зар,
Зи хушшобу зарру забарҷад камар.[6]

Ҳаме зад миёни сипаҳ пил гом
Або занги[7] заррину зарринситом.

Яке мӯҳра дар ҷом дар[8] дасти шоҳ,
Ба кайвон расида хурӯши сипоҳ.

Зи теғу зи гурзу зи кӯсу зи гард
Сияҳ шуд замин, осмон лоҷвард.

Ту гуфтӣ ба дом-андар[9] аст офтоб,
В-агар[10] гашт хумми сипеҳр андар об.

Ҳаме чашми равшан ҷаҳонро надид,
Сипеҳру ситора синонро надид.

1. ТПЗЛ – Ҳаме рафт шоҳ аз бари жандапил
Бар он тахти фирӯз* бар сони Нил.
* Л –пирӯза.
2. Л –Яке тоҷ бар сар зи дурру гуҳар.
3. Л –говсар.
4. Л –тоҷ.
5. Л –Ба гардан-ш тавқе забарҷаднигор.
6. Л –Ба зар-андарун лаълу дурру гуҳар; И –гуҳар.
7. Л –зини.
8. Л -бар.
9. Л –ҷурм-андар.
10. Л-Ва ё.

Зи дарё ту гӯӣ, ки[1] бархост мавҷ,
Сипоҳ андаромад ҳаме фавҷ-фавҷ.

Саропарда бурданд аз айвон ба дашт,
Сипеҳр аз хурӯшидан осема гашт.

Чу бар пушти пил он шаҳи номвар
Задӣ мӯҳра бар ҷому бастӣ камар.

Набудӣ ба ҳар подшоҳӣ раво
Нишастан магар бар дари подшо.

Аз он номвар хусрави саркашон,
Чунин буд дар подшоҳӣ нишон,

Ҳаме буд бар пил дар паҳндашт,
Бад-он то сипаҳ пеши ӯ даргузашт.[2]

Нахустин Фарибурз буд пешрав,
Гузар кард пеши ҷаҳондори нав.

Або гурзу бо теғу[3] зарринакафш,
Паси пушт хуршедпайкар[4] дурафш.

Яке борае барнишаста саманд,
Ба фитрок-бар ҳалқа карда каманд.

Ҳаме рафт бо нозу бо зебу[5] фар
Сипоҳе ҳама ғарқа дар симу зар.

1. И –Ту гуфтӣ зи дарё чу.
2. ТПЗИ – Кашида рада, истода сипоҳ,
Ба рӯи сипаҳдорашон буд нигоҳ.
3. И –тоҷу гурзу.
4. Л –ӯ моҳпайкар.
5. Л –ёлу бо бурзу.

Бар ӯ офарин кард шоҳи ҷаҳон,
Ки бодат бузургиву[1] фарри меҳон!

Ба ҳар кор бахти ту пирӯз бод,
Ҳама рӯзгори ту наврӯз бод!

Ба рафтан ба ҷуз[2]тандурустӣ мабод,
Ба бозомадан бар-т сустӣ мабод.[3]

Пасаш боз Гударзи Кашвод буд,
Ки гетӣ ба рои вай обод буд.

Дурафш аз паси пушти ӯ шер буд,
Ки чангаш[4] ба гурзу ба шамшер буд.

Ба чаппаш ҳаме рафт Руҳҳоми нев,
Сӯи росташ чун сарафроз Гев.

Паси пушт Шедӯш буд бо дурафш,
Замин гашта з-он[5] шерпайкар бунафш.

Ҳазорон паси пушти ӯ сарфароз
Инондор бо найзаҳои дароз.

Яке гургпайкар дурафши сиёҳ
Паси пушти Гев-андарун бо сипоҳ.

Дурафши ҷаҳонҷӯй Руҳҳоми бабр
Барафрошта найзааш[6] сар ба абр.[7]

1. И –бешӣ туро боду.
2. И –ҷуз аз.
3. И –боз пирӯзу шод.
4. И –чанге.
5. ЛМ –аз.
6. Л – найзаро.
7. И – б. 316 нест.

Набер(у)[1] писар буд ҳафтоду ҳашт,
Аз эшон набуд ҷой бар паҳндашт.

Паси ҳар як андар[2]*[3] дигаргун дурафш,
Ҳама бодилу теғу зарринакафш.

Ту гуфтӣ, ки гетӣ ҳама зери ӯст,
Сари сарварон[4] зери шамшери ӯст.

Чу омад ба наздикии тахти шоҳ,
Басе офарин кард бар тоҷу[5] гоҳ.

Ба Гударз-бар шоҳ кард офарин,
Чу бар Геву бар лашкараш ҳамчунин,

Паси пушти Гударз Густаҳм буд,
Ки фарзанди бедор Гаждаҳм буд.

Ҳаме найза будӣ ба чангаш ба ҷанг,[6]
Камон ёри ӯ буду тири ханданг.

Зи бозуш пайкон чу паррон шудӣ,*[7]
Ҳама дар дили сангу сандон шудӣ.*[8]

Або лашкари гашни ороста,
Пур аз гурзу шамшеру пур хоста.

Яке моҳпайкар дурафш аз бараш,
Ба абр андароварда тобон сараш.

1. ИЛ – Набера.
2. Л – пушти ҳар як.
3. М – пушти ҳар як.
4. Л – саркашон.
5. Л – тахту.
6. Л – Аз ӯ тира будӣ ҷаҳон зери чанг.
7. М – будӣ.
8. М – будӣ.

Ҳаме хонд бар шаҳрёр офарин,
Аз ӯ шод шуд шоҳи Эронзамин.

Паси Густаҳам Ашкаши тезҳуш,
Ки бо рою дил буду бо мағзу ҳуш.

Яке гурздор аз нажоди Ҳумой,[1]*[2]
Ба рое, ки ҷустиш, будӣ ба пой.[3]*[4]

Сипоҳе зи гурдони кӯчу балуч,
Сиголидаи ҷанг монанди ғӯч,

Ки кас дар[5] ҷаҳон пушти эшон надид,
Бараҳна як ангушти эшон надид.[6]

Дурафше баровarда пайкарпаланг,
Ҳаме аз дурафшаш биёзид ҷанг.

Басе офарин карда бар шаҳрёр,
Бар он шодмон гардиши рӯзгор.

Нигаҳ кард Кайхусрав аз пушти пил,
Рада он сипаҳро зада бар ду мил.

Писанд омадаш, сахт кард офарин
Бар он бахти бедору фаррухзамин.[7]

---

1. Л – гавон.
2. М – Қубод.
3. Л – Бар оҳан зи пайкон-ш будӣ зиён.
4. М – Сарафрозу оҳиставу покзод.
5. ЛМ – Кас андар.
6. ТП – Сипаҳдорашон буд размозмой,
К-аз ӯ буд гоҳу накӯӣ ба ҷой.
7. ТПЗИ – Аз он пас дигаргун сипоҳе гарон
Ҳама номдорон ҷавшанварон,
Сипоҳе, к-аз эшон ҷаҳондор шоҳ
Ҳаме буд шодондилу некхоҳ.

Гузида пас андар-ш Фарҳод буд,
К-аз ӯ лашкари Хусрав обод буд.

Сипаҳро ба кирдори парвардгор
Ба ҳар ҷой будӣ,*[1] ба ҳар[2] корзор.

Яке пайкароҳу дурафш аз бараш,
Бад-он[3] сояи оҳу андар сараш.[4]

Сипоҳаш[5] ҳама теғи ҳиндӣ ба даст,
Зиреҳ туркиву[6] зини суғдӣ[7] нишаст.

Ҳама шоҳзода зи тухми Қубод,
Бар эшон ҳама фарри Яздону дод.

Ба рухсора ҳар як чу тобанда моҳ,
Чу хуршеди тобанда дар размгоҳ.[8]

Чу дид он нишасти[9] сари гоҳи нав,
Басе офарин хонд бар шоҳи нав.

Яке номбардору гурди далер,
Паси пушти Фарҳод чун наррашер.[10]

Гуроза, сари тухмаи гевгон
Паси ӯ ҳаме рафт бо вижагон.[11]*[12]

1. М – бурдӣ.
2. Л – бурдӣ гаҳи.
3. ЛМ – Будӣ.
4. ТПЗ – Ҳаме рафт бар сони шери дамон
Або лашкари гашну пили жиён.
5. Л – Сипоҳӣ.
6. Л – суғдиву.
7. Л – турӣ.
8. ИЛ – б. 340, 341 нест.
9. Л – нишасту.
10. ИЛ – б. 343 нест.
11. Л – Ҳаме рафт пархошҷӯю дамон.
12. М – Ҳаме рафт пархошҷӯю дамон.

Ба зин-андарун ҳалқаҳои каманд,
Аз ӯ шодмон шуд,[1] ки будаш писанд.

Дурафше ҳаме бурд пайкаргуроз,
Сипоҳаш камандафкану размсоз.

Саворони ҷангиву мардони дашт,[2]
Басе офарин карду пас даргузашт.[3]

Дамон аз паси пушти пайкарҳумой
Ҳаме рафт[4] чун кӯҳи рафта*[5] зи ҷой.

Басе Занга бар шоҳ кард офарин
Бар он бурзу болову теғу нигин.

Ҳар он кас, ки аз шаҳри Бағдод буд,
Або[6] найзаву теғи пӯлод буд,

Ҳама баргузаштанд зери ҳумой,
Сипаҳбад ҳаме дошт бар пил ҷой.

Паси ӯ[7]*[8] набарда Фаромарз буд,
Ки бофарру бобурзу боарз буд.

Або кӯсу пилу сипоҳи гарон,
Ҳама ҷангҷӯёну кундоварон,

1. Л – шод шуд шаҳ.
2. ЛМ – Чу омад бари шоҳ бар паҳндашт.
3. Л – баргузашт. ИЛ – пас аз б. 347 ин б. омада:
Дамон аз пасаш Зангаи Шоварон
Бишуд бо далерону кундоварон.
4. ЛМ – Ҳаме ронд.
5. М – оҳан.
6. Л – Ки.
7. Л – Зи пас-бар.
8. М – Аз он пас.

Зи Кашмиру аз Кобулу Нимрӯз
Ҳама сарфарозони гетифурӯз.

Дурафшаш*[1] ба сони диловар падар,
Ки касро набудӣ зи Рустам гузар.

Сараш ҳафт ҳамчун сари аждаҳо,
Ту гуфтӣ зи банд омадастӣ раҳо.

Биёмад ба сони дарахте ба бор,
Басе офарин кард бар шаҳрёр.[2]

Дили шоҳ гашт аз Фаромарз шод,
Ҳаме кард бо вай[3] басе панд ёд.

Бад-ӯ гуфт: «Парвардаи пилтан
Сарафроз бошад ба ҳар анҷуман.[4]

Ту фарзанди бедордил Рустамӣ,
Зи Дастони Сомиву аз Найрамӣ.

Кунун марзи Ҳиндустон[5] мар турост,
Зи Қаннуҷ то Систон мар турост.

---

1. М – Дурафше.
2. Л – б. 356 – 358 нест.
ТПЗ – Ки ҷовид бодиву равшанравон,
Ба андешаи тоҷу тахти каён.
3. Л – ӯ.
4. ТПЗ – Бипардоз Каннуҷу Кашмиру Синд,
Бигир, эй сипаҳбад, ба ҳиндӣ паранд.
Зи туронсипаҳ ҳар кӣ он ҷо бувад,
Агар нотавон в-ар тавоно бувад,
Ҳар он кас, ки бо ту бичӯяд набард,
Саросар баровар сароншон ба гард.
5. Л – сар ба сар ҳиндувон.

Касе к-ӯ ба размат набандад миён,
Чунон кун, ки ӯро набошад зиён.[1]*[2]

Ба ҳар ҷойгаҳ ёри дарвеш бош,
Ҳаме род бар*[3] мардуми хеш бош.

Бубин нек, то дӯстдори ту кист,
Хирадманду андӯҳгусори ту кист?

Бубахшу биёрою фардо магӯй,
Чӣ донӣ, ки фардо чӣ ояд[4] ба рӯй.

Туро додам ин подшоҳӣ, бидор,
Ба ҳар ҷой хира макун корзор.

Машав дар ҷавонӣ харидори ганҷ,
Ба беранҷ кас ҳеч манмой ранҷ.

Макун эманӣ дар сарои фусӯс,
Ки гаҳ сандарус асту гаҳ обнӯс.

Зи ту ном бояд, ки монад баланд,
Магар[5] дил надорӣ зи[6] гетӣ нажанд.

Марову туро рӯз ҳам бугзарад,
Дамат чархи гардон ҳаме бишмарад.

Дилат шодмон бояду тан дуруст,
Се дигар бубин, то чӣ бояд-т ҷуст.

---

1. ИЛМ – Касоне, ки бо ту наҷӯянд ҷанг,
   Бар эшон макун рӯз торику танг.
2. ИЛМ – Ки фардо магар тангӣ орад.
3. М – б. 363 нест.
4. М – бо.
5. ЛМ – Нигар.
6. Л – ба.

Ҷаҳонофарин аз ту хушнуд бод,
Дили бадсиголон-т пурдуд бод!»

Чу бишнид панди ҷаҳондори нав,
Пиёда шуд[1] аз бораи тундрав,

Басе офарин кард бар шоҳи нав,
Ки андар[2] фузун бош чун моҳи нав!

Заминро бибӯсиду бурдаш намоз,
Битобид сар[3] сӯи роҳи дароз.

Таҳамтан ду фарсанг бо ӯ бирафт,
Ҳаме мағзаш аз рафтани ӯ бикафт.[4*2]

1. ЛМ – Фуруд омад.
2. Л – эдар.
3. Л – бар.
4. ТПЗ – Басе панду андарз гуфташ бад-ӯй,
Ки, эй номвар пури пархошҷӯй,
Ба хира маёзор ҷони касе,
Набояд, ки печӣ зи афро басе.
Ба ҳар сӯ, ки бошад яке номҷӯй,
Наванде фирист аз паяш пӯяпӯй,
Нахустин ба нармӣ сухангӯй бош,
Ба доду ба кӯшиш беоҳуй бош.
Чу корат ба нармӣ нагардад накӯй,
Дуруштӣ кун он гоҳу пас разм ҷӯй.
Ҳама корҳоро саранҷом бин,
Чу бадхоҳ чина ниҳад, дом бин.
Манеҳ нав раҳе, к-он на оин бувад,
Ки то монад ӯ, бар ту нафрин бувад.
Дари дод бар додхоҳон мабанд,
Зи савганд магзар, нигаҳ дор панд.
Чу некӣ намояд-т кайҳонхудой,
Ту бо ҳар касе низ некӣ намой.
Нагирӣ ту бадхоҳро хира хор,
Ки нараждаҳо гардад ӯ вақти кор.
Бикуш оташи хурд пеш аз газанд,
Ки гетӣ бисӯзад, чу гардад баланд.
Ба кас роз макшой, дар барбасеч,
Бадандешро хор машмар ту ҳеч.

Биёмӯхташ разму базму хирад,
Ҳаме хост, к-аз рӯз ромиш барад.[1]

Пур аз дард аз он ҷойгаҳ бозгашт,
Ба сӯи саропарда омад зи дашт.

Сипаҳбад фуруд омад аз пили маст,
Яке бораи тезрав барнишаст.

---

Дигар гуфт, к-Эй номвар паҳлавон,
Ҳушивору бедору равшанравон.
Бад-он сон куҷо кор паймудаанд,
Чунон чун ниёкони мо будаанд.
Ҷаҳондор Гаршосп чун шуд куҳан,
Наримон зи кӯпол гуфтӣ сухан.
Чу Гаршосп кӯпол бардоштӣ,
Ба майдони кин ҳеч нагзоштӣ,
Ба разм ар савор, ар пиёда будӣ,
Замин аз далерон-ш сода будӣ.
Ба Руму ба Чину ба Ҳинд аз набард
Ба мардӣ бикард, он чӣ он кас накард.
Ба гетӣ-дарун то ки ӯ зинда буд,
Ба мардӣ кас ӯро наяфканда буд.
В-аз он пас чу Соми ял омад падид
Наримон маю ҷоми шодӣ кашид.
Дигар чунки Зол омад андар миён,
Камар баста буд назди тахти каён.
Баросуда шуд Сом аз корзор,
Бад-ин сон бувад гардиши рӯзгор.
Ва дигар чу ман по задам дар рикеб,
Падар раст аз ошӯбу разму ниҳеб.
Агар дев пеш омад, ар аждаҳо,
Набуданд аз теғу гурзам раҳо.
Маро низ ҳангоми осудан аст,
Туро разми бадхоҳ паймудан аст,
Ба гардуни гардон расад номи ту
Гар ояд мар ин кор бар коми ту.

1. ТПЗ – Аз он пас ба падруд бо якдигар
Басе бӯса доданд бар чашму сар,
Яко як пазируфт гуфтори ӯй,
Аз он пас сӯи роҳ овард рӯй.

Гурозон биёмад ба пардасарой
Дили пур зи дарду сари пур зи рой.[1]

Чу Рустам биёмад, биёвард май,
Ба ҷоми бузург андарафканд кай[2]

Ҳаме гуфт шодӣ туро ёр бас,[3]
Ба*[4] фардо нагӯяд хирадманд кас.

Куҷо Туру Салму Фаридун куҷост?
Ҳама нопадиданду бо хок рост.

Бипӯему ранҷему ганҷ оганем,
Ба дил-дар ҳама орзу бишканем,

Саранҷом аз ӯ баҳра хок асту бас,
Раҳоӣ наёбад аз он рӯз*[5] кас.

Шаби тира созем бо ҷоми май,
Чу равшан шавад рӯз бишмурда пай,

Бигӯем, то баркашад ной Тус
Табира баророанд бо кӯҳу[6] кӯс.[7]

Бубинем, то дасти гардонсипеҳр
Дар ин ҷанг сӯи кӣ ёзад[8] ба меҳр.[9]

---

1. ТПЗ – Заминро бибӯсид дар пешгоҳ,
Зи дидори ӯ шод шуд подшоҳ.
2. Л –пай.
3. Ҳама шодмонӣ туро моя бас.
4. М –зи.
5. М –аз ӯ ҳеч.
6. ЛМ –Ҳамэдун табира бикӯбанду.
7. ТПЗ – Равад тозиён сӯи Туронзамин,
Кунад хорсон марзи Мочину Чин.
8. Л –дорад.
9. ТПЗИ – Агар ёр бошад ҷаҳонофарин,
Ба тир аз бадандеш ҷӯем кин.

Бикӯшему аз кӯшиши мо чӣ суд,
К-аз оғоз буд, он чи боист буд.

Баду нек бар мо ҳаме бугзарад,
Хирадманд мардум чаро ғам х(в)арад?[1]

Агар ёр бошад ҷаҳонофарин,
Зи хуни падар[2] бозҷӯем кин.

## ОҒОЗИ ДОСТОНИ ФУРУД – ПИСАРИ СИЁВУШ

Ҷаҳондор[3] чун шуд сарафрозу гурд,
Сипаҳро ба душман набояд супурд.[4]

Сиришк андарорад ба мижгон зи ришк,
Сиришке, ки дармон надорад пизишк,

Касе к-аз нажоди бузургон бувад,
Зи бешӣ бимонад,[5] сутург он бувад.[6]

Чу бе коми дил банда бояд шудан,
Ба коми касе достонҳо задан.

Сипаҳбад чу хонад варо дӯстдор,
Набошад дилаш бо хирад*[7] созгор.[8]

Гараш з-орзу[9] боз дорад сипеҳр,
Ҳамон офаринаш нахонад ба меҳр.

---

1. ИЛ –б. 391 нест.
2. Л –Ба теғ адӯ.
3. Л –ҷаҳонҷӯй.
4. ТПЗ – Ки ӯ аз сипоҳат ба нерӯ шавад,
   Чу нерӯ зи ту ёфт, бадхӯ шавад.
5. Л –намояд.
6. И –б. 295 нест.
7. М –хирад бо дилаш.
8. Л –хирад бозаш омӯзгор.
9. Л –рӯзро.

Варо ҳеч хубӣ нахоҳад ба дил,
Шавад з-орзуҳои ӯ[1] дилгусил.

Касеро*[2], к-аш[3] аз бун набошад хирад,
Хирадмандаш аз мардумон нашмарад.

Чу ин достон сар ба сар бишнавӣ,
Бубинӣ сари мояи бадхувӣ.

## ГУФТОР АНДАР РАФТАНИ ТУС БА ТУРКИСТОН

Чу хуршед бинмуд паҳнои[4] хеш,
Нишаст аз бари тунд болои[5] хеш,

Ба зер андаровард бурҷи бара,
Ҷаҳон чун маи зард шуд яксара.

Табира баромад зи даргоҳи Тус,
Ҳамон нолаи бӯқу овои кӯс.

Зи кишвар баромад саросар хурӯш,
Ҳаво пурхурӯшу замин пур зи ҷӯш.

Аз овози аспону ғавви[6] сипоҳ
Ҳаме бар фалак роҳ гум кард[7] моҳ.

Зи чоки силеҳу зи овои пил.
Ту гуфтӣ*[8], биёганд гетӣ ба Нил.

1. Л –вай.
2. М –Ба вижа.
3. Л –Валекин ки.
4. ИЛ –болои.
5. Л –тахт ба ҷои.
6. Л –Зи овои асбону бӯқу.
7. Л –Шуда қиргун чашми хуршеду.
8. М –Ту гӯӣ.

Ҳаво сурху зарду кабуду бунафш
Зи тобидани ковиёнӣ дурафш.

Ба гирдаш саворони гударзиён,
Миён-андарун ахтари ковиён.

Сипаҳдор бо афсару гурзу ной*[1]
Биёмад ба даҳлези пардасарой.

Бишуд Тус бо ковиёнӣ дурафш,
Ба пой-андарун карда[2] зарринакафш.

Бузургон, ки бо тавқу афсар буданд.
Ҷаҳонҷӯю аз тухми Нӯзар буданд,

Бирафтанд яксар зи пеши сипоҳ
Гурозону тозон ба наздики шоҳ.[3]

Яке пилпайкар дурафш аз бараш,
Ба абр андароварда заррин сараш.

Ҳар он, к-ӯ зи тухми Манучеҳр буд,
Дилу ҷонаш аз Тус пурмеҳр буд.

Бирафтанд яксар чу кӯҳи сиёҳ,
На тобид хуршеди равшан, на моҳ.

Чу лашкар ҳама назди шоҳ омаданд,
Дамон бо дурафшу кулоҳ омаданд.

Бифармуд, то номдорони гурд
Зи лашкар сипаҳбад сӯи шоҳ бурд.

1. М –Карраной.
2. ЛМ –Або номдорони.
3. ТПЗ – Зараспи гаронмоя буд пешрав,
Ки аз лашкар ӯ буд ҷаҳонҷӯи нав.

Бад-эшон чунин гуфт бедоршоҳ,
Ки «Туси сипаҳбад ба пеши сипоҳ

Бибоист бо ахтари ковиён,
Ба фармони ӯ баст бояд миён.[1]

Бад-ӯ дод мӯҳре ба пеши сипоҳ,
Ки солор ӯясту ҷӯяндароҳ».

Бад-ӯ гуфт: «Нагзар*[2] зи паймони ман,
Нигаҳ дор оину фармони ман.[3]

Наёзурд бояд касеро ба роҳ,
Чунин аст оини тахту кулоҳ.

Кашоварз ё мардуми пешавар,
Касе, к-ӯ ба размат набандад камар,

Набояд, ки бар вай вазад боди сард,
Макӯшед ҷуз бо каси ҳамнабард.

Набояд намудан ба беранҷ ранҷ,
Ки бар кас намонад сарои сипанҷ.[4]

---

1. ТПЗИ – Ба фармони ӯ буд бояд ҳама,
Ки ин бандҳо з-ӯ кушояд ҳама,
2. М –магзар.
3. И –б. 422 нест. Л –б. 421, 422 нест. ТПЗ –ба ҷои б. 422 ин б. омада:
Дигар гуфт бо Тус, к-эй номдор,
Яке панд гӯям, зи ман ёд дор.
Туро рафт бояд ба фармони ман,
Набояд гузаштан зи паймони ман.
4. ТПЗ – Ба Тус он гаҳе гуфт, к-Эй ҳушманд,
Мар ин гуфтаро сар ба сар кор банд.
Дили паҳлавонон ҳаме гарм дор,
Ба гуфтор бо ҳар кас озарм дор.
Зи тухми ситамкора Афросиёб
Набояд, ки ташна шавад сери об.

*1 М –бо.

Гузар бар Калот эч гуна макун,
Гар он[1] раҳ равӣ, хом гардад сухун.[2]

Равони Сиёвуш чу хуршед бод,
Бад-он гетияш ҷои уммед бод!

Писар будаш аз духти Пирон яке,
Ки пайдо набуд аз падар андаке.

Бародар ба ман низ монанда буд,
Ҷавон буду ҳамсолу фархунда буд.

Кунун дар Калот асту бо модар аст,
Ҷаҳондору бофарру болашкар аст.

Надонад касеро аз Эрон ба ном,
Аз он сӯ кашидан бубояд лагом.

Сипаҳ дораду номдорони ҷанг,
Яке кӯҳ дар роҳи душвору танг.

Ҳам ӯ марди ҷанг асту гурду савор,
Ба гавҳар бузургу ба тан номдор.

Ба роҳи биёбон бубояд шудан,
На некӯ бувад чанги шерон задан».

Чунин гуфт пас Тус бо шаҳрёр,
«Чу аз рои ту нагзарад рӯзгор,

Ба роҳе равам, к-ам ту фармон диҳӣ,
Наёяд зи фармони ту ҷуз беҳӣ».

1. ЛМ – Чу з-он.
2. ИЛ –пас б. 427 ин б. омада:
К-аз он сӯ Фуруд асту бо модар аст,
Яке лашкари гашни номовар аст.*
* И –ҷанговар аст.

Сипаҳбад бишуд тезу баргашт шоҳ
Сӯи гоҳ бо Рустами некхоҳ.

Яке маҷлис орост бо пилтан
Раду мӯбаду хусрави поктан.*[1]

Фаровон сухан ронд аз Афросиёб,
Зи дарди дили хеш в-аз ранҷи*[2] боб[3]

В-аз он сӯ, ки буд Тусу дигар сипоҳ,
Ҳаме рафт, то пешаш*[4] омад ду роҳ.[5]

Зи як сӯ биёбони беобу нам,
Калот аз дигар сӯву роҳи Чарам[6]

---

1. М –ройзан.
2. М –Зи ранҷи тани хеш в-аз дарди боб.
3. ТПЗИ – В-аз овардани модари порсо,
Ки бо мо чӣ кард он бади пурҷафо.
Маро зӣ шубонони бемоя дод,
Зи ман кас надонист ному нажод.
В-аз он пас ки овард Гевам ба роҳ,
Биёмад дамон аз пасам бо сипоҳ.
Табаҳ хост кардан худу модарам,
Нигаҳдор шуд Эзади доварам.
Басе ранҷ бурдам зи дарду зи кин,
Ки ҳаргиз мабодо бар ӯ офарин!
Кунун то бувад хуш дар тан маро,
Агар гардам аз кин, набошад раво.*
Фиристодам ин бор Тусу сипоҳ,
Аз ин пас ману ту гузорем роҳ.
Ҷаҳон бар бадандеш танг оварем,
Сару дасти ӯ зери санг оварем».
Варо пилтан гуфт, к-«Ин ғам мадор,
Ки комат барорад ҳама рӯзгор».
* И –б. 3 -б. дида нашуд.
4. М –Бишуд, то ба пеш-андар.
5. ИЛ – В-аз он рӯй манзил ба манзил сипоҳ
Бишуд, то ки пеш андаромад ду роҳ.
6. ТПЗ – Сипоҳе, ки буданд аз пештар,
Буна буду пилони пархошх(в)ар.

Бимонданд бар ҷой пилону кӯс,
Бад-он то биёяд сипаҳдор Тӯс.

Кадомин писанд оядаш з-ин ду роҳ,
Ба фармон равад ҳам бар он раҳ сипоҳ.

Чу омад бари саркашон Тус нарм,
Сухан гуфт*[1] аз он роҳи беобу гарм.

Ба Гударз гуфт: «Ин биёбони хушк
Агар гард анбар диҳад, хок мушк,

Чу ронем рӯзе ба тундӣ дароз,
Ба обу ба осоиш ояд ниёз.

Ҳамон беҳ, ки сӯи Калоту Чарам
Биронему манзил кунем аз Маям.[2]

Чапу рост ободу оби равон,
Биёбон чӣ ҷӯему ранҷи равон?

Маро буд бад-ин[3] роҳ рӯзе гузар,
Ба пеши сипаҳ Гаждаҳам[4] роҳбар.

Надидем аз он ранҷи[5] роҳи дароз,
Магар буд лахте нишебу фароз.

Ҳамон беҳ, ки лашкар бад-он сӯ барем,
Биёбону фарсангҳо нашмарем».

---

1. М –рафт.
2. ЛМ – Биронем бо симу зарру дирам;
   ТПЗЛМ – Бисозем манзил бад-он ҷойгоҳ,
   Ба осоиш оранд рой ин сипоҳ.
3. Л –дар.
4. ЛМ –Чу Гаждаҳм пеши сипаҳ.
5. Л –ранҷе зи.

Бад-ӯ гуфт Гударз: «Пурмоя шоҳ
Туро пешрав кард бар ин сипоҳ.

Бад-он раҳ, ки гуфт ӯ, сипаҳро бирон,
Макун бар сипаҳ кори рафтан гарон.[1]

Магардон сар аз гуфтаи подшоҳ,
Набояд, к-аз он хаста гардад сипоҳ».[2]

Бад-ӯ гуфт Тус: «Эй гави номдор,
Аз ин гуна андеша дар дил мадор,

К-аз ин шоҳро дил нагардад дижам,
Сазад, гар надорӣ аз он ҳеч ғам».[3]

Бигуфту бифармуд, то бугзаранд,
Ба сӯи Калоту Чарам раҳ баранд.

Чу фармони хусрав наёвард ёд,
Нигар, то саранҷом чун ҷаст бод.[4]

---

1. ИМ –Набояд, ки ояд касеро зиён.
2. ИМ – Ҳамон низ гардад дилозурда шоҳ,
   Падид ояд озори ӯ бар сипоҳ.
3. ТПЗ – Бад-ин гуна гаштанд ҳамдостон,
   Куҷо Туси Нӯзар бизад достон.
   Биронданд аз он роҳ пилону кӯс
   Ба фармону рои сипаҳдор Тус.*
   Сипаҳбад бад-он роҳ лашкар биронд,
   Ба рӯз-андарун рӯшноӣ намонд.
   Ба сӯи Калот андаромад зи роҳ,
   Гирифта ҳама роҳу бераҳ сипоҳ.
   Ҳаме сӯхт шаҳру ҳаме канд ҷой,
   Ҳар он ҷо ки андарниҳоданд пой.
   * И –танҳо б. дуюм.
4. Л -453 -459 нест. И –б. 458, 459 нест.

## ОГОҲӢ ЁФТАНИ ФУРУД АЗ ОМАДАНИ ТУС

Пас[1] огоҳӣ омад ба назди Фуруд,
Ки шуд рӯи хуршеди тобон кабуд.

Зи пои ҳаюнону аз гарди пил
Замин шуд ба кирдори дарёи Нил.[2]

Сипоҳи бародар-т аз Эронзамин
Ҳаме сӯи Турон гирояд ба кин.[3]

Зи*[4] роҳи Калот аст оҳангашон,
Надонам куҷо уфтад ҷангашон.[5]

Чу бишнид нокордида ҷавон,
Дилаш гашт пурдарду тира равон.

Фуруд омад аз диж, фурӯҳишт банд,
Биёмад, нигаҳ кард кӯҳи баланд.

Бифармуд, то ҳар чи будаш яла,
Ҳаюнону аз гӯспандон гала,

Фасила ба банд андаровард низ,
Намонд эч бар кӯҳу бар дашт чиз.

---

1. Л –Чу.
2. ТПМ – Тахора бад-ӯ гуфт, к-эй навҷавон,
   Ту гар менадонӣ сухан, мебидон.
3. ТП – Ба кини Сиёвуш сипоҳи бузург
   Фиристод бо кинакоҳи сутург.
   Хурӯши пиёда, фиғони савор
   Ҳаме санг бишкофт дар кӯҳсор.
   Ҳама кинаҷӯю ҳама размсоз,
   Ҳама ҷангро чанг карда дароз.
   Ту гуфтӣ, ки дарё ба ҷӯш омадаст,
   Бар ӯ мавҷ пӯлодпӯш омадаст.
4. М –Ба.
   3 Л –б. 471 нест.
5. ИЛ –б. 463 нест.

Ҳама пок сӯи*[1] Сипадкӯҳ бурд,
Ба банд-андарун сӯи анбӯҳ бурд.

В-аз он пас биёмад, дари диж бубаст,
Яке бораи тезтаг барнишаст.

Чу бархост овози*[2] кӯс аз Миям,
Ҳамон гард чун обнӯс аз Чарам,

Зи боми диж-андар Ҷарира бидид,
Аз он саҳми лашкар дилаш бардамид.

Ҷарира зане буд моми Фуруд,
Зи баҳри[3] Сиёвуш дилаш пур зи дуд.

Бари модар омад Фуруди ҷавон
Чунин гуфт, к-«Эй бонуи бонувон[4],

Аз Эрон сипоҳ омаду пилу кӯс,
Ба пеши бузургон сипаҳдор[5] Тус.

Чӣ гӯӣ, чӣ бояд кунун сохтан?
Набояд, ки орад яке тохтан».[6]

Ҷарира бад-ӯ гуфт: к-«Эй размсоз,
Бад-ин рӯз ҳаргиз мабодат ниёз.

Ба Эрон бародар-т шоҳи нав аст,
Ҷаҳондори[7] бедор Кайхусрав аст.

1. М –Сӯи роҳи.
2. М –овои.
3. ИЛ –дарди.
4. И –Дилаш гашт пурдарду тира равон.
*1 М –шаҳе.
5. ДМ –Сипаҳ-дар сарафроз.
6. И –б. 475 нест.
7. Л –Ҷаҳондору.

Туро нек донад ба ному гуҳар
Зи ҳамхуну аз мӯҳраи як падар.[1]

Ба гетӣ касе чун Сиёвуш набуд,
Сазад, гар замона мар ӯро ситуд.[2]

Бад-ӯ дод Пирон маро аз нахуст,
В-агарна зи туркон[3] ҳаме зан наҷуст.

Нажоди ту аз модару аз падар
Ҳама тоҷдору ҳама номвар.

Бародар-т чун[4] кина ҷӯяд ҳаме,
Равони Сиёвуш бишӯяд ҳаме.

Туро пеш бояд ба кин тохтан,*[5]
Камар бар миён бастану сохтан.[6]*[7]

Баратро ба хафтони румӣ бипӯш,
Бирав дил пур аз ҷӯшу сар пурхурӯш.

Гар ӯ кина ҷӯяд ҳаме аз ниё,
Туро кина зеботар аз кимиё,

1. ТПЗИ – Зи гетӣ чу Хусрав туро хостор,
Зи баҳри Сиёвуш ҳама дӯстдор.
Ҷуз аз ман зи туркон ба теғ охтан
Надорад, ки орад яке тохтан.
Равони Сиёвуш пур аз нур бод,
Ба некӣ зи Яздон-ш маншур бод!*
*И –б. охирин нест.
2. Л –б. 479 нест.
3. Л –Сиёвуш.
4. И –гар.
5. М –охтан.
6. ТПЗИЛ – Ба пеши сипоҳи бародар-т рав,
Ту кинҳоҳи* нав бошу ӯ шоҳи нав.
* ИЛ –киндори.
7. М –тохтан.

Ки шояд, к-аз ин ғам бинолад паланг,
Зи дарё хурӯшон бароядд наҳанг.

Ҳамон мурғ бо моҳиён андар об
Бихонданд нафрин ба Афросиёб.

Ки андар ҷаҳон чун Сиёвахш низ
Набандад камар як ҷаҳонбахш низ.

Ба гурдиву мардиву*[1] бахту нажод
Ба аврангу сангу ба фарҳангу дод

Ту пури ҷаҳонномвар[2] меҳтарӣ,
Зи тухми каёниву кайманзарӣ.

Камар баст бояд ба кини падар,
Ба ҷой оваридан нажоду гуҳар.[3]

Ба лашкар нигаҳ кун, ки солор кист,
В-аз он меҳтарон номбардор кист?

Хиром ору гарданкашонро бихон,
Маю хилъат орой болои хон.[4]

Зи шамшеру аз таргу баргустувон,
Зи хафтону аз ҳанҷари ҳиндувон.

---

1. М –родиву мардиву.
2. ИЛМ – Чунон номвар.
3. ТПЗ – Хирадманд як тан бубояд гузид,
Ки ронад суханрову донад шунид.
4. ТПЗ – Сипаҳро ба динор дилхуш кунӣ,
Зи баҳри равони Сиёвуш кунӣ.
Ҳама бахш кун бар далерони шоҳ,
Аз эшон инонро мапечон ба роҳ.
Саронро бидеҳ пок истоми зар,
Навоин қабову кулоҳу камар.

495 Зи гетӣ бародар туро ганҷ бас,
Ҳамон кини[1] оини бегона кас.

Сипаҳро ту бош ин замон пешрав,
Ту кинхоҳи нав, ӯ ҷаҳондори нав».[2]

Чунин гуфт*[3] аз он пас ба модар Фуруд,
К-«Аз аввал сухан бо кӣ бояд суруд?

Кӣ бояд, ки бошад маро поймард
Аз он сарфарозони рӯзи набард?

К-аз эшон касеро надонам ба ном,
Чӣ гуна фиристам дуруду паём?»

500 Ҷарира чунин гуфт бо гурди пур,
Ки «Чун гарди лашкар бубинӣ зи дур,

Нигаҳ кун саворон зи кундоварон
Чу Баҳрому чун Зангаи Шоварон.

Нишон хоҳ аз ин ду гави сарфароз,
К-аз эшон марову туро нест роз.

Ҳамеша сару номи ту зинда бод,
Равони Сиёвуш фурӯзанда бод!

Аз ин ҳар ду ҳаргиз нагаштӣ ҷудо,
Кунoранг буданду ӯ подшо.

505 Ту з-эдар бирав бесипаҳ бо Тахор,
Мадор ин сухан бар дили хеш хор.

1. И –кину.
2. Л –б. 494 -496 нест.
3. М –Ҳаме гуфт.

Чу пурсӣ зи гурдону гарданкашон,
Тахори диловар бигӯяд нишон.

К-аз Эрон кеҳу меҳ шиносад ҳама,
Бигӯяд нишони шубону рама».[1]

Бад-ӯ гуфт: «Рои ту, эй некзан,
Дурахшон*[2] кунад дудаву анҷуман».

Яке дидбон[3] омад аз дидгоҳ,
Сухан гуфт бо ӯ зи эронсипоҳ,

Ки дашту дару кӯҳ пурлашкар аст,
Ту хуршед, гӯӣ, ба банд-андар аст.

Зи дарбанди диж то дарозии санг*[4]
Дурафш асту пилону мардони ҷанг.

## РАФТАНИ ФУРУД ВА ТАХОР БА ДИДАНИ ЛАШКАР

Бирафтанд пӯён Тахору Фуруд,
Ҷавонро сари бахт баргашта буд.[5]

Аз афроз чун каж бигардад сипеҳр,
На тундӣ ба кор ояд аз бун, на меҳр.

Ҷавоне, ки ҷонаш бихоҳад парид,
Куҷо метавонад ба пирӣ расид?[6]*[7]

1. Л –б, 507 нест.
2. М –Дурафшон.
3. Л –дидабон.
4. М –дари оби ганг.
5. ТПЗ –пеш аз б. 512 ин б. омада:

   Чу баргуфт з-ин гуна он дидбон,
   Зи ҷой андаромад сипаҳбад давон.
6. И –б. 514 нест.
7. И –б. 514 нест.

Гузиданд теғи яке бурзкӯҳ,
Ки дидор буд аксар эронгурӯҳ.[1]*[2]

Бимонданд хира Фуруду Тахор[3]
Аз он лашкару олати корзор.[4]*[5]

Ҷавон бо Тахори сароянда гуфт:
«Зи[6] ҳарч-ат бипурсам, набояд нуҳуфт.

Куноранг бо он ки дорад дурафш,
Худованди кӯполу зарринакафш,

Чу бинӣ, ба ман номи эшон бигӯй,
Касеро, ки донӣ аз Эрон ба рӯй.

Расиданд гурдон[7] миёни ду кӯҳ,
Сипоҳ андаромад гурӯҳогурӯҳ*[8]

Зи бас тарги заррину зарринсипар,[9]
Зи кӯполи заррину зарринтабар.[10]

Ту гуфтӣ ба кон-андарун зар намонд,
Баромад яке абру гавҳар фишонд.[11]

Зи бонги табира миёни ду кӯҳ
Дили каргас андар ҳаво шуд сутӯҳ.

---

1. Л –б. 514 нест.
2. М –буданд абар он гурӯҳ
3. ИЛ –Тахору Фуруд.
4. ИЛ –Аз он лашкари гашну созе, ки буд.
5. М –б. 516 нест.
6. И –Ки.
7. И –Саворон расида.
8. М –б. 520 нест.
9. И –рӯинсипар.
10. ЛМ –зарринкамар. И –Ҳама теғдору ҳама тирвор.
11. Л –б. 522 нест.
    ТПЗИ – Савору пиёда ба зарринкамар,
    Аз эшон дурахшанда шуд кӯҳсар.

Сипаҳдор,[1] шамшерзан сӣ ҳазор
Ҳаме рафт гирд аз дари корзор.

Чу дастур лашкар саросар бидид,
Бар он шоҳзода сухан густарид.

Чунин посухаш дод доно Тахор,
Ки «Бар ту ниҳонӣ кунам ошкор.

Чунон дон, ки он пилпайкар дурафш,
Саворону шамшерҳои*[2] бунафш,

Сарафроз*[3] Туси сипаҳбад бувад,
Ки дар кина пархоши ӯ бад бувад.[4]

Дурафши паси пушти ӯ дигар аст,
Чу хуршеди тобон бар ӯ пайкар аст.

Бародарпадар-т аст бо фарру ком,
Сипаҳбад Фарибурзи Ковус ном.

Пасаш моҳпайкар дурафши бузург
Далерони бисёру гурди сутург,

Варо низ Густаҳми Гаждаҳм хон,
Натарсад зи жӯпину аз[5] устухон.

Пасаш гӯрпайкар дурафши дароз,
Ба гирд-андараш лашкари размсоз,

1. ИЛ –Сипаҳдору.
2. М –он теғҳои.
3. М –Паси пушти.
4. И –б. 525 -528 нест.
5. Л –Битарсад зи жӯпини ӯ устухон. И –Ки тарсад зи жӯпини ӯ устухон.

Ба зер-андараш Зангаи Шоварон,
Далерон-ш гурдони[1] кундоварон.[2]

Дурафше паси ӯст, пайкар чу моҳ,
Танаш лаълу ҷаъдаш чу мушки сиёҳ,

Варо Бежани Гев хонад ҳаме,
Ки хун б-осмон барфишонад ҳаме.

Дурафше кучо пайкараш ҳаст бабр,
Ҳаме бишканад з-ӯ миёни ҳизабр,[3]

Варо гурд Шедуш дорад ба пой,
Ки гӯӣ, ҳаме андарояд[4] зи ҷой.

Дурафше пасаш пайкари ӯ гуроз,
Ки гӯӣ, сипеҳр андарорад ба гоз,

Гуроза бувад номи гурди далер,
Ки бозӣ шуморад ҳаме разми шер.[5]

Дурафше пасаш пайкари говмеш,
Саворон пасу номдорон[6] зи пеш,

Гузини гавон, шӯҳра Фарҳодрост,
Ки гӯӣ магар бо сипеҳр аст рост.

Дурафше кучо пайкараш ҳаст гург,
Нишони сипаҳдор Геви сутург.

1. Л –Далере зи гурдону.
2. И –б. 533, 534 нест.
3. И –б. 536, 537 нест.
4. И –кӯҳ андарорад ба мардӣ.
5. ИЛ –б. 540 нест.
6. ИЛМ –Сипоҳ аз пасу найзадорон.

Дурафше куҷо шерпайкар ба зар,
Ки*[1] Гударзи Кашвод орад*[2] ба сар.

Дурафше паланг аст пайкардароз,
Пасаш Ревниз аст бо кому ноз.

Дурафше куҷо оҳуяш пайкар аст,
Ки Настӯҳи Гударзи болашкар аст.[3]

Дурафше куҷо ғурм дорад нишон,
Зи Баҳроми Гударзи Кашводагон.

Ҳама он куҷо ғурм дорад нишон,
Зи Баҳроми Гударзи Кашводагон.

Ҳама шермардону*[4] гурду савор,
Якояк бигӯям, дароз аст кор».

Чу як-як бигуфт он нишони гавон
Ба пеши Фуруд он шаҳи хусравон,

Меҳону кеҳонро ҳама бингарид,
Дилаш шодмон гашту рух шанбалид.[5]

Чунин гуфт шоҳи ҷаҳон бо Тахор,
Ки «Кини падар бозхоҳем хор.[6]

Ба Чину ба Мочин намонам савор,
Ба*[7] киноварӣ аз дари корзор.

---

1. М –чу.
2. М –дорад.
3. ТПЗ – Дурафше уқоб аст бо тезчанг,
Чу жӯпин кашад дар қафо рӯзи ҷанг.
4. М –шермарданду.
5. ЗМ –бишкуфид.
6. ТПЗ – Агар ёр бошад худованди хур
Мар ин кинаро боз хоҳам ба зӯр.
7. М –зи.

Магар аждаҳоро ба чанг*[1] оварам,
Сари гоҳи эшон ба танг*[2] оварам».[3]

Чуерониён аз бари кӯҳсор
Бididанд ногаҳ[4] Фуруду Тахор,

Барошуфт аз эшон сипаҳдор Тус,
Фурӯ монд бар ҷой пилону[5] кӯс.

Чунин гуфт, к-«Аз лашкари номдор
Саворе бибояд ҳаме комгор,*[6]

Ки ҷӯшон шавад з-ин миёни гурӯҳ,
Биронад[7] дамон то сари Бурзкӯҳ.

Бубинад, ки ин ду диловар киянд?
Бад-он тундболо*[8] зи баҳри чиянд?

Гар эдун, ки аз лашкари мо якест,
Занад бар сараш тозиёна дувист.

---

1. М –ҷой.
2. М –ӯро ба пой.
3. Л –б. 545 -553 нест.
   ТПЗ – Аз Афросиёб, он гави шӯрбахт
   Бипардозам он гоҳ дайҳиму тахт,
   Ба кини падар пас бибуррам сараш,
   Ба вайронӣ орам ҳама кишвараш.
   Ба зӯри чаҳонофарин кирдгор,
   Ба дайҳими Ковуси парвардгор.
   Ки кини падар ман ба ҷой оварам,
   Сари гоҳи эшон ба пой оварам.
4. ИЛМ –ҷои.
5. Л –бо пилу.
6. М –ҳушёр.
7. Л –барояд.
8. М –теғсар худ.

В-агар бошад ӯ низ[1]*[2] пархошҷӯй,
Бубандад, кашонаш биёрад ба рӯй.

В-агар кушта ояд, кашонаш ба хок
Биёрад, надорад зи кас[3] тарсу бок.

В-агар з-он*[4] ки бошад зи корогаҳон,
Ки бишмурд хоҳад сипаҳро ниҳон,

Ҳам он ҷо ба ду ним бояд задан,
Фурӯ ҳиштан аз кӯҳу боз омадан».[5]

## ОМАДАНИ БАҲРОМ БА НАЗДИ ФУРУД БА КӮҲ

Ба солор Баҳроми Гударз гуфт,
Ки «Ин кор бар мо намонад нуҳуфт.

Равам*[6], ҳар чи[7] гуфтӣ, ба ҷой оварам
Сари кӯҳ яксар ба пой оварам».

Бизад аспу омад[8] зи пеши гурӯҳ,
Пурандеша бинҳод сар сӯи кӯҳ.

Чунин гуфт пас номвар бо Тахор,
Ки «Ин кист, к-омад чунин хор-хор?

Ҳамоно, наандешад аз мо ҳаме,
Ба тундӣ бaрояд ба боло ҳаме.

---

1. И –марди.
2. М –турк бошанду.
3. И –аз ин.
4. М –в-ар эдун.
5. ТПЗ – В-агар дар каминанд бемар сипоҳ,
   В-аз эшон яке гашт пайдо ба роҳ.
   Сабук боз гардад, диҳад огаҳӣ,
   Кунем ин бару бум аз эшон тиҳӣ.
6. М –шавам.
7. Л –Зи ҳар чи ту.
8. ЛМ –Биронд аспи ҷангӣ.

Яке бора дар зер дорад саманд,
Ба фитрок барбаста дорад каманд».

Чунин гуфт пас ройзан бо Фуруд,
Ки «Инро ба тундӣ набояд бисуд.

Ба ному нишонаш надонам ҳаме,
Зи гударзиёнаш гумонам[1] ҳаме.

Чу Хусрав зи Турон ба Эрон расид,
Яке миғфари шоҳ буд[2]*[3] нопадид.

Гумони ҳаме он барам бар сараш,
Зиреҳ бо ҳамон[4] хусравонӣ бараш,

Зи Гударз дорад ҳамоно нажод,
Яке лаб ба пурсиш бибояд кушод».*[5]

Чу Баҳром наздиктар[6] шуд, ба теғ,
Биғуррид бар сони ғурранда меғ.

«Чӣ мардӣ, бад- ӯ гуфт, -бар кӯҳсор
Набинӣ ҳаме лашкари бешумор?

Магар[7] нашнавӣ бонгу[8] овои кӯс,
Натарсӣ зи солори бедор - Тус?

Фурудаш чунин посух овард боз,
Ки «Тундӣ надидӣ, ту тундӣ масоз.

1. Л –бихонам.
2. И –миғфар аз шоҳ шуд.
3. М –шуд.
4. ИЛ –то миён.
5. М –Паи ӯ бар ин бум фархунда бод!
6. Л –наздики бар.
7. ЛМ –Ҳаме.
8. М –бӯқу. И –набояд ба гӯши ту.

Сухан нарм гӯй, эй ҷаҳондида мард,
Маёлой лабро ба гуфтори сард!

На ту шери ҷангӣ, на[1] ман гӯри дашт,
Бад-ин гуна бар мо набояд гузашт.

Фузунӣ надорӣ ту чизе зи ман
Ба гурдиву мардиву нерӯи тан.

Сару пову дасту дилу мағзу ҳуш,
Забони сарояндаву чашму гӯш.

Нигаҳ кун маро, то маро низ ҳаст,
Агар ҳаст, беҳуда манмой даст.

Сухан пурсамат гар, ту посух диҳӣ,
Шавам шод, агар рои фаррух ниҳӣ».

Буд-ӯ гуфт Баҳром: «Баргӯй ҳин,
Ту бар осмониву ман бар замин».

Фуруд он замон гуфт: «Солор кист?
Ба ҷанг-андарун аз дари[2] кор кист?»

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Солор Тус
Ки бо ахтари ковиён асту кӯс.

Зи гурдон чу Гударзу Руҳҳому Гев,
Чу Шедушу Гургину Фарҳоди нев.

Чу Густаҳму чун Зангаи Шоварон[3]
Гуроза сари тухми кундоварон».[4]

1. И –ҷангию.
2. И –паи.
3. Л –Гаждаҳму ҷанговарон.
4. ТПЗ – Фарибурзу чун Бежани шермард,
Чу Ашкаш, ки ҳаст ӯ сипеҳри набард.

Бад-ӯ гуфт, к-«Аз чӣ зи Баҳром ном
Набурдиву бугзоштӣ кор хом?

Зи гударзиён мо бад-ӯем шод,
Маро*[1] з-ӯ накардӣ ба лаб ҳеч ёд».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Эй шермард,
Чунин ёди Баҳром бо ту кӣ кард?»[2]

Чунин дод посух мар ӯро Фуруд,
Ки «Ин достонам[3] зи модар шунуд.

Маро –гуфт, –чун бар ту ояд сипоҳ,
Пазира шаву номи Баҳром хоҳ.

Дигар номдоре зи кундоварон,
Куҷо номи ӯ Зангаи Шоварон,

Ки ҳастанд*[4] ҳамширагони падар,
Сазад, гар биҷӯӣ аз эшон хабар».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Эй некбахт,
Туӣ бори он хусравонӣ дарахт?[5]

Фурудӣ ту, эй шаҳрёри ҷавон?
Ки ҷовид бодиву равшанравон!»

---

Ҷуз ин паҳлавонони номоварон,
Ҳамон номвар Зангаи Шоварон.

1. М –чаро.
2. ТПЗМ – Зи Гударзу Геват кӣ дод огаҳӣ?
Ки бо хуррамӣ бодиву фаррахӣ.
3. ИД –достони ман.
4. М –Ҳамеанд.
5. ТПЗИ – Сиёвуш, ки шуд кушта бар бегуноҳ
В-аз он доғдил гашт эронсипоҳ.

Бад-ӯ гуфт: «Оре, Фурудам, дуруст,
Аз он сарви афканда шохе бируст».[1]

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Бинмой тан.
Нишони Сиёвахш бинмо*[2] ба ман».

Ба Баҳром бинмуд бозу Фуруд,
Зи анбар ба гул-бар яке хол буд.

К-аз он гар на пайкар, ба паргори Чин
Надонад нигорид кас бар замин.

Бидонист, к-ӯ аз[3] нажоди Қубод,
Зи роҳи Сиёвахш[4] дорад нажод.

Бар ӯ офарин карду бурдаш намоз,
Баромад ба болои тунду фароз.

Фурӯ[5] омад аз асп шоҳи ҷавон,
Нишаст аз бари санг равшанравон.

Ба Баҳром гуфт: «Эй сарафроз мард,
Ҷаҳондори[6] бедору шери набард,

Ду чашмам агар зинда диди падар,
Ҳамоно нагаштӣ аз ин шодтар,

Ки дидам туро шоду равшанравон,
Ҳунарманду бинодилу паҳлавон.

1. И –б. 599 нест.
2. М –Бараҳна нишони Сиёвуш.
3. И –ӯро.
4. Л –Сиёвуш.
5. ИЛ –Фуруд.
6. Л –Ҷаҳондору.

Бар он омадам ман бар ин теғи кӯҳ,
Ки аз номдорони эронгурӯҳ

Бипурсам, бидонам, ки солор кист,
Ба разм –андарун номбардор кист?

Яке сур созам чунон чун тавон,
Бубинам ба шодӣ рухи паҳлавон.

Бубахшам зи ҳар гуна бисёр мар,[1]
Зи аспу зи шамшеру гурзу[2] камар.[3]

В-аз он пас гурозон ба пеши сипоҳ
Ба Турон шавам доғдил кинахоҳ.

Сазовори ин ҷустани кин манам,
Ба ҷанг оташи тез[4] бар зин манам.[5]*[6]

Сазад, гар бигӯӣ ту бо паҳлавон,
Ки ояд бар ин кӯҳ равшанравон.

Бубошем як ҳафта эдар ба ҳам,
Сиголем ҳар гунае бешу кам.

Ба ҳаштум, чу бархезад овои кӯс,
Ба зин андарояд сипаҳдор Тус,

Миёнро бубандам ба кини падар,
Яке разм созам ба дарди ҷигар.

---

1. И –б. 609 -611 нест.
2. Л –чиз ман бешумар. И –Бубахшем эдун фаровон гуҳар.
3. И –хӯду теғу.
4. ТПЗ – Яке ҳафта бо шодкомиву ноз
   Ба дидори гурдон шавам сарфароз.
5. Л –ҷанг-андар низ.
6. М –Ки.

Чу*[1] бо шер ҷанг ошноӣ диҳад,
Зи бар парри каргас губоӣ диҳад,

Ки андар ҷаҳон кинаро з-ин нишон
Набандад миён кас зи гарданкашон».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Эй шаҳрёр,
Ҷавону ҳунарманду гурду савор,

Бигӯям ман ин, ҳар чи гуфтӣ ба Тус,
Ба хоҳиш диҳам низ бар даст бӯс.

Валекин сипаҳбад хирадманд нест,
Сару мағзи ӯ аз дари панд нест.

Ҳунар дораду хоста, ҳам*[2] нажод,
Наёрад ҳаме бар лаб аз шоҳ*[3] ёд.[4]

Бишӯрид бо Геву Гударзу шоҳ,
Зи баҳри Фарибурзу тахту кулоҳ.

Ҳаме гуфт[5] аз тухмаи Нӯзарам,
Ҷаҳонро ба шоҳӣ худ андарх(в)арам.

Сазад, гар бупечад зи гуфтори ман,
Гирояд ба тундиву пайкори ман.

Ҷуз аз ман ҳар он кас, ки ояд барат,
Набояд, ки бинад[6] сару миғфарат.[7]

---

1. М –б. 614 нест.
2. М –бо.
3. М –Надорад ба дил-бар хирад ҳеч ёд.
4. ИЛ –Надорад ба дил-бар зи кин ҳеч ёд.
   ТПЗ – Бад-он гаҳ, ки Кайхусрави б-офарин
   Биёвард Геваш зи Туронзамин.
5. ИЛ –гӯяд.
6. Л –донад.
7. ТПЗИЛ – Ки худкома мардест бе тору пуд,
   Каси дигар ояд, набошад дуруд.

Маро гуфт: «Бингар, ки бар теғ кист?
Чу рафтӣ, мапурсаш, ки аз баҳри чист?

Ба гурзу ба ханҷар сухан гӯю бас,
Чаро монад ин рӯз бар кӯҳ кас?»

Ба мужда ман оям, чу ӯ гашт ром,
Туро пеши лашкар барам шодком.

В-агар ҷуз ман ояд зи лашкар[1] касе,
Набояд бар ӯ будан эмин басе.

Наёяд бари ту ба ҷуз як савор,
Чунин аст*[2] оини ин номдор.

Кунун нек бингар, ки то чист рой,
Дари диж бигиру бипардоз ҷой».

Яке гурзи пирӯзадаста[3] ба зар
Фуруд он замон баркушод[4] аз камар.

Бад-ӯ доду гуфт: «Ин зи ман ёдгор
Ҳаме дор бо худ, ки ояд ба[5] кор.

Чу Туси сипаҳбад пазирад хиром,
Бибошем равшандилу шодком.

Ҷуз ин ҳадяҳо бошаду аспу зин,
Ба зар афсару хусравонӣ нигин».

---

Ва дигар, ки бо мо дилаш рост нест,
Ба шоҳӣ бародар-тро хост нест.

1. ИЛ –Зи ман дигар ояд.
2. М –бошад.
3. И –берӯза даста.
4. И –баркашид.
5. И –ояд-т.

## БОЗ ОМАДАНИ БАҲРОМ НАЗДИ ТУС

Чу Баҳром баргашт, бо Тус гуфт,
Ки «Бо ҷони покат хирад бод ҷуфт!

Бидон, к-он Фуруд аст фарзанди шоҳ
Сиёвуш, куҷо кушта шуд бегуноҳ.

Намуд он нишоне, ки андар нажод
Зи Ковус доранд в-аз Кайқубод».[1]

Чунин дод посух ситамгора Тус,
Ки «Ман дорам ин лашкару бӯқу[2] кӯс.

Туро гуфтам, ӯро ба назди ман ор,
Суханро макун ҳеч аз ӯ хостор.

Гар ӯ шаҳрёр аст, ман худ киям?
Бад-ин лашкар андар зи[3] баҳри чиям?[4]

Яке туркзода чу зоғи сиёҳ,
Бар ин кӯҳ бигрифт роҳи сипоҳ.[5]

Набинам зи худкома гударзиён,
Магар он ки дорад сипаҳро зиён.

---

1. ТПЗ – Шуморо ба дил дӯстдор омадаст,
Бад-ин кина ӯ низ ёр омадаст.
Агар рой бинад сипаҳбад ба ҷон
Хиромад, кунад ҷони ӯ шодмон.
2. И – гурзу.
3. ИМ – Бар он диж чӣ гӯяд, ки.
4. Л – Бад-он диж чӣ гӯяд, ки ман бар чиям?
5. Л – б. 645 нест.
ТПЗ – Ту рафтиву бо вай задӣ достон,
Ба шоҳиш гаштӣ ту ҳамдостон.
Маро гӯӣ, ин лашкар ӯро супор,
Чи ғам бошадам, чун ту дорам савор.

Битарсидӣ аз беҳунар як савор,
На шери жиён буд бар кӯҳсор.[1]

Сипаҳ диду баргашт сӯи фиреб,
Ба хира сипардӣ фарозу нишеб».

В-аз он пас чунин гуфт бо саркашон,
Ки «Эй номдорону душманкушон,[2]

Яке номвар хоҳаму номҷӯй,
Ки орад сӯи кӯҳу ин*[3] турк рӯй.

Сарашро ба ханҷар бибуррад зи тан,
Ба пеши ман орад дар ин[4] анҷуман».

Миёнро бубаст андар он Ревниз,
Ҳаме з-он набардаш пур омад қафиз.

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Эй паҳлавон,
Макун ҳеч бар хира тира равон.

Битарс аз Худованди хуршеду моҳ,
Дилатро ба шарм овар аз рӯи шоҳ,

Ки пайванди шоҳ асту[5] ҳамзоди ӯй,
Саворест номовару[6] ҷангҷӯй,[7]

1. ТПЗ – Ту донӣ, ки туркон аз гуна банд
Басе барсиголанд бар ҳушманд.
Ҳамин беҳунар турки бадгавҳар аст,
Ба дил душмани хусраву лашкар аст.
2. Л – гарданкашон.
3. М – К-аз эдар ниҳад сӯи он.
4. Л – бад-ин.
5. ИМ – ӯй асту.
6. ИМ – Савор аст номовари.
7. Л – б. 665 нест.

Ки гар сад савор аз миёни гурӯҳ,
Шавад пеши ӯ то сари теғи кӯҳ,

Зи ҷангаш раҳоӣ наёбад ба ҷон,
Ғам орӣ ҳаме бар дили шодмон».

Сипаҳбад шуд ошуфта аз гуфти ӯй,
Нашуд панди Баҳроми ял[1] ҷуфти ӯй.

Бифармуд, то номбардор чанд
Битозанд то сӯи кӯҳи баланд.

Зи гурдон фаровон бурун тохтанд,
Набарди варо гардан афрохтанд.

Бад-эшон чунин гуфт Баҳроми гурд,
Ки «Ин кор яксар мадоред хурд.

Бар он кӯҳ-бар хеши Кайхусрав аст,
Ки як мӯи ӯ беҳ зи сад паҳлав аст.

Ҳар он кас, ки рӯи Сиёвуш надид,[2]
Бихоҳад[3] зи дидори ӯ орамид».

Чу Баҳром дод аз Фуруд он нишон,
Зи раҳ бозгаштанд гарданкашон.

1. ЛМ – Набуд панди Баҳром худ.
2. ЛМ – бидид.
3. Л – Нахоҳад.

## КУШТА ШУДАНИ РЕВНИЗ БАР ДАСТИ ФУРУД

Биёмад дигарбора домоди Тус.
Ҳаме кард гардун бар ӯ-бар фусӯс.

Зи роҳи Чарам бар Сипадкӯҳ шуд,
Дилаш пурҷафо буду настӯҳ шуд.

Чу аз теғи боло Фурудаш бидид,
Зи қирбон[1] камони каӣ баркашид.

Чунин гуфт бо размдида Тахор,
Ки «Тус он суханҳо гирифтаст хор,

Ки омад саворев у Баҳром нест,
Маро дил дурушт асту падром[2] нест.

Бубин, то магар ёдат ояд, ки кист?
Сару пош[3] дар оҳан аз баҳри чист?»

Чунин дод посух мар ӯро Тахор,
Ки ин Ревниз асту гурди савор.

Чиҳил хоҳар асташ чу хуррамбаҳор,
Писар худ ҷуз ин нест андар табор.

Фиребандаву римону чоплус,
Ҷавону ҳунарманду[4] домоди Тус».

Чунин гуфт бо марди доно Фуруд,
Ки «Ҳангоми ҷанг ин[5] нашояд шунуд.

1. И – таркаш.
2. Л – бадром.
3. Л – Саропой.
4. - Далеру ҳушивору.
5. Л – он.

Чу ояд ба пайкори кундоварон,
Бихобам-ш бар домани хоҳарон,

Бад-ӯ гар кунад боди килкам гузор,
Агар зинда монад, ба мардам мадор.

Ба тир асп печон кунам ё савор,
Чӣ гӯӣ ту, эй кордида, Тахор?»[1]

Ҳаме тир букшой бар мард-бар,
Магар Тусро з-ӯ бичӯшад ҷигар.

Надонад, ки ту дил биёростӣ,
Ки бо ӯ ҳаме оштӣ хостӣ.

Чу[2] ӯ бо ту - бар хира ҷанг оварад,
Ҳаме бар бародар-т нанг оварад.

Чу бо теғ наздик шуд Ревниз,
Ба зеҳ баркашид он хамонида шиз.

Зи боло хаданге биронд аз бараш,
Ки бардӯхт бо тарки румӣ сараш.

Бияфтоду баргашт аз ӯ асп тез,
Ба хок андаромад сари Ревниз.

Чу солор Тус аз Миям бингарид,
Шуд он кӯҳ бар чашми ӯ нопадид.

Яке достон зад бар ин-бар хирад,[3]
Ки аз хӯи бад мард кайфар барад.

1. ТПЗЛ – Чунин гуфт бо марди ҷангӣ Тахор,
Ки омад гаҳи гардиши корзор.
2. ИЛ – Чун.
3. З – пурхирад.

## КУШТА ШУДАНИ ЗАРАСП АЗ ДАСТИ ФУРУД

Чунин гуфт пас паҳлавон бо Зарасп,
Ки «Бифрӯз дилро чу озаргушасп.

Силеҳи[1] саворони ҷангӣ бипӯш,
Ба ҷону тани хештан дор гӯш.

Ту хоҳӣ магар кини он номдор,
В-агарна манам кинаро хостор».

Зарасп омаду тарг бар сар ниҳод
Диле пур зи кина, саре пур зи бод.

690 Ба сӯи Сипадкӯҳ бинҳод рӯй,
Ҳаме шуд чу шери жиён кинаҷӯй.*[2]

Хурӯшону ҷӯшону дил пурниҳеб,
Бар афроз сар баркашид аз нишеб[3]*[4]

Чунин гуфт шери жиён бо Тахор,
Ки «Омад дигар раҳ[5] яке хостор.*[6]

Бубин, то кадом аст аз Эрон савор,[7]
Ки ояд дамон бар сари кӯҳсор?»

---

1. И – Силоҳӣ.
2. М – Бурун рафт аз қалби лашкар Зарасп.
Ҳаме ронд бар сони Озаргушасп.
3. ИЛ – б. 690, 691 нест.
4. М – Чу аз дур дидаш Фуруди ҷавон,
Нигаҳ кард сӯи Тахор аз карон.
5. ИЛ – дигаргун.
6. М – Ки омад дигар гуфт, к-ин хостор
Нигаҳ кун ту, эй кордида, Тахор.
7. Л – ин номдор.

Тахор он замон лаб зи ҳам баркушод,
Суханҳо ҳама як ба як кард ёд.[1]*[2]

Ки «Ин пури Тус аст, номаш Зарасп,
Ки аз пили ҷангӣ нагардонад асп,

Ки ҷуфт аст бо хоҳараш Ревниз,
Ба кин омадаст ин ҷаҳонҷӯй низ.

Чу бинад бару бозуву миғфарат,
Хаданге бибояд кушод аз барат.

Бад-он то ба хок андарояд сараш,
Нагун андарояд зи бора бараш.

Дилам бегумон аст, к-омад-ш марг,
Дили Тус гардад чу даймоҳбарг.[3]*[4]

Бидонад сипаҳдори девона*[5] Тус,
Ки эдар набудем мо бар фусӯс».

Чу наздиктар шуд абар теғи кӯҳ,
Назора бар ӯ буд эронгурӯҳ.[6]*[7]

Фуруди диловар[8] барангехт асп,
Яке тир[9] зад бар миёни Зарасп,

---

1. И – б. 693, 694 нест.
2. М – Кадом аст аз Эрониён ин савор?
   Чунин дод посух мар ӯро Тахор.
3. ИЛ – б. 698, 699 нест.
4. М – б. 698 – 699 нест.
5. М – Бад-он то бидонад сипаҳдор.
6. ИЛ – б. 701 нест.
7. М – б. 701 нест.
8. И – сипаҳбуд.
9. Л – найза.

Ки бо ҷавшану зин танашро бидӯхт,
Равонаш зи пайкони ӯ барфурӯхт.

Бияфтоду баргашт аз ӯ бодпой,
Ҳаме шуд дамону данон боз ҷой.

## ҶАНГИ ТУС БО ФУРУД

Хурӯше баромад зи эронсипоҳ,
Ҳаме баргирифтанд гурдон кулоҳ.

Дили Тус пурхуну дида пуроб,
Бипӯшид ҷавшан ҳам андар шитоб.

Зи гурдони ҷангӣ бинолид сахт,
Биларзид бар сони барги дарахт.

Нишаст аз бари зин чу кӯҳи бузург,
Ки бинҳанд бар пушти пили сутург.

Инонро бупечид сӯи Фуруд,
Дилаш пур зи кину сараш пур зи дуд.[1]

Тахори сароянда гуфт он замон,
Ки омад абар кӯҳ кӯҳи дамон.

Сипаҳдор Тус аст, к-омад ба ҷанг,
Натобӣ ту бо кордида наҳанг.[2]

Бирав, то дари диж бубандем сахт,
Бубинем, то чист фарҷоми бахт.

1. И – Сараш пур зи кин шуд, дилаш пур зи дуд;
ТПЗ – Зи бас хашм дандон-ш бар якдигар
Ҳаме зад, чу хашм оварад шери нар.
Бурун омад ороста ҷангро,
Ба кин ҷустан овехтан ҷангро.
2. И – паланг.

Чу фарзанду домоди ӯро ба разм
Табаҳ кардӣ, акнун маяндеш базм».

Фуруди ҷавон тез шуд бо Тахор,
Ки чун разм пеш омаду корзор,

Чи Тусу чи пилу чи шери жиён,
Чи ҷангипалангу чи бабри баён

Ба ҷанг-андарун мардро дил диҳанд,
На бар оташи тез бар гил[1] ниҳанд.

Чунин гуфт корозмуда Тахор,
Ки «Шоҳон суханро надоранд хор.

Ту худ як савориву гар оҳанӣ,[2]
Ҳаме кӯҳи хоро зи бун барканӣ,

Аз эрониён номвар сӣ ҳазор
Ба ҷанги ту оянд бар кӯҳсор.

На диж монад эдар на сангу на хок,
Саросар зи пой андароранд пок.

В-агар Тусро з-ин газанде расад,
Ба Хусрав зи дардаш нажанде расад,[3]

Ба кини падар-т андароянд шикаст,
Шикасте, ки ҳаргиз нашояд-ш баст.

1. Л – Нашон оташи тез бар дил.
2. Л – оҳани.
3. ИЛ – б. 721 нест.

Чӣ бояд туро тундиву ҷанги шер,*[1]
Ба диж шав, макун ҷанг бар хир-хир!»[2]

Сухан ҳар чи аз пеш боист гуфт,
Нагуфту ҳаме дошт андар нуҳуфт.

Зи бемоя дастури нокордон,
Варо ҷанг суд омаду ҷон зиён.

Фуруди ҷавонро диж обод буд,
Ба диж-дар парастанда ҳаштод буд.

Ба боми диж он моҳрӯёни ӯй,
Ситода ба дидан пур аз гуфтугӯй.[3]

Аз он бозгаштан Фуруди ҷавон
Аз эшон ҳаме буд тиравон.

Инон баргироиду омад чу бод,*[4]
Ба зеҳ-бар хаданги дигар барниҳод.*[5]

Чунин гуфт бо шоҳи ҷангӣ[6] Тахор,
Ки «Гар ҷуст хоҳӣ ҳаме корзор,

Магар[7] номвар Тусро нашканӣ,
Туро он беҳ ояд, ки асп афканӣ.

---

1. М – Бигардон инону маяндоз тир.
2. ИЛ – б. 723 нест.
3. ИЛ – б. 727 нест.
   ТПЗИЛ – Ҳама бар сари бора наззора буд,
   Зи дебои чинӣ яке пора буд.
4. М – бифшурд рон.
5. М – Хаданге ниҳода будаш дар камон.
6. И – шоҳзода.
7. ИЛМ – Нигар.

Чу шоҳ он пиёда насозанд ҷанг,
Агарчи бувад кор душвору танг.

Ва дигар, ки бошад, ки вайро замон
Наёяд ба як чӯба тир аз камон.[1]

Чу ояд сипаҳбад бари теғи кӯҳ,
Биёяд пасаш бегумон он гурӯҳ.

Туро нест дар ҷанг поёби ӯй,
Надидӣ бурӯҳои пуртоби ӯй?»

Фуруд аз Тахор ин суханҳо шунид,
Камонро ба зеҳ карду андаркашид.

Хаданге бар аспи сипаҳбад бизад,
Чунон к-аз камони саворон[2] сазад.

Нагун шуд сари борагӣ, ҷон бидод,
Дили Тус пуркину сар пур зи бод.

Ба лашкаргаҳ омад ба гардан сипар,
Пиёда пур аз гарду[3] осема сар.

Гавожа ҳаме зад паси ӯ Фуруд,
Ки ин номвар паҳлавонро чӣ буд?

Ки эдун натобид бо як савор,
Чӣ гуна чамад дар сафи корзор?

Парастандагон ханда бардоштанд,
Ҳаме наъра аз чарх бугзоштанд,

1. И – б. 733 нест.
2. И – далерон.
3. Л – дарду.

Ки пеши ҷавоне яке марди пир
Аз афроз ғалтон шуд аз бими тир.

Сипаҳбад фуруд омад аз кӯҳсар[1]
Бирафтанд гурдон пурандӯҳ-бар[2]*[3]

Гирифтанд як-як бар ӯ офарин,
Ки эй номвар, паҳлавони замин,[4]

Чӣ беҳ з-он ки*[5] боз омадӣ тандуруст,
Ба оби мижа рух набоист шуст.[6]

Бупечид аз он кор пурмоя Гев,
Ки омад пиёда сипаҳдори нев.

Чунин гуфт, к-инро худ андоза нест,
Рухи номдорон аз ин тоза нест.

Агар шаҳрёр аст бо гӯшвор,
Чӣ гирад чунин лашкари гашн хор?

Нашояд, ки бошем ҳамдостон,
Бад-ин сон, ки ӯ оварад достон.

Агар Тус якбора тезӣ намуд,
Замона пурошӯб гашт аз Фуруд[7]

---

1. ЛМ – кӯҳ бар.
2. Л – ба анбӯҳ-бар.
3. М – сар.
4. И – Бигуфтанд яксар, ки эй паҳлавон,
Сари сарфарозону ҷавшанварон.
5. М – ки эдар ту.
6. ТПЗИ – Сипос аз Худовандат, эй паҳлавон,
К-аз он тир тира нагаштат равон.
7. ТПЗИ – Зи гурдони Эрон ду озода кушт,
Зи тираш сипаҳдор бинмуд пушт.

Ҳама ҷон фидои Сиёвуш кунем,
Набояд,*[1] ки ин бад[2] фаромӯш кунем.

Зараспи гаронмоя з-ӯ шуд ба бод,
Савори сарафрози нӯзарнажод.

Ба хун аст ғарқа тани Ревниз,
Аз ин беш хорӣ чӣ бошад ба[3] низ?!

Гар ӯ пури Ҷамм асту мағзи Қубод,
Яке дар ба нодонӣ андар кушод».

## РАЗМИ ГЕВ БО ФУРУД

Ҳаме гуфту ҷавшан ҳаме баст гурм[4],
Гурозон биёмад чу бар кӯҳ ғурм.[5]

Фуруди Сиёвуш чу ӯро бидид,
Яке боди сард аз миён баркашид.

Ҳаме гуфт, к-ин лашкари размсоз,
Надонанд роҳи нишебу фароз.

Ҳама як зи дигар диловартаранд,
Абар тораки лашкарон афсаранд.*[6]

Валекин хирад нест бо паҳлавон,
Сари бехирад чун тани беравон.

---

1. М – Нашояд.
2. И – кин. Л – инро.
3. И – набояд-т.
4. И – гарм.
5. И – Ҳаме бар танаш-бар бидаррид чарм.
   ТПЗ – Нишаст аз бари аждаҳои дижам,
   Хиромон биёмад ба роҳи Чарам.
   Чу боди ҷаҳанда барандохт асп,
   Ба боло биёмад чу Озаргушасп.
6. М – Чу хуршеди тобон ба ду пайкаранд.

Набошанд пирӯз, тарсам ба кин,
Магар Хусрав ояд ба Туронзамин.

Ба кини падар пушт пушт[1] оварем,
Магар душманонро ба мушт оварем.

Бигӯ, к-ин савори сарафроз кист,
Ки бар дасту теғаш бибояд гирист?

Нигаҳ кард аз афрози боло Тахор,
Ба сӯи нишеб-андарун хор-хор.

Бад-ӯ гуфт, к-«Ин аждаҳои дижам,
Ки мурғ аз ҳаво андарорад ба дам,[2]

Ки[3] дасти ниёи ту Пирон бубаст,
Ду[4] лашкар зи Турон ба ҳам баршикаст.

Басе бепадар кард фарзанди хард,[5]
Басе рӯду кӯҳу биёбон сипард.

Падар низ кард ӯ басе беҳунар.[6]
Ба пай биспарад гардани шери нар.

Ба Эрон бародар туро ӯ кашид,
Ба Ҷайҳун гузар карду киштӣ надид.

Варо Гев хонанд, пил асту бас,
Гаҳи разм дарёи Нил асту бас.

---

1. Л – пушт ба.
2. ТПЗ – Ҳамон паҳлавон аст бо фарру бурз,
Худованди кӯполу шамшеру гурз.
3. Л – Ду.
4. И – Се.
5. И – хвард.
6. ИЛ – Падар кард ӯ низ бас бе писар.

Чу зеҳро ба шаст*[1] андарорӣ гиреҳ,
Хадангат наёбад гузар бар зиреҳ.

Силеҳи Сиёвуш бипӯшад ба ҷанг,
Натарсад зи пайкони тири хаданг.

Бикаш чарху пайкон сӯи асп рон,
Магар хаста гардад ҳаюни гарон.

Пиёда шавад, бозгардад магар,
Кашон чун сипаҳбад ба гардан сипар».

Камонро ба зеҳ кард ҷангӣ Фуруд,
Сари хонаи чарх бар китф суд.

Бизад тир бар синаи аспи Гев,
Фуруд омад аз аспу баргашт нев.

Зи боми Сипадкӯҳ наъра бихост.
Ҳаме мағзи Гев аз гавожа бикост.[2]

Бирафтанд гурдон ҳама пеши Гев,
Ки Яздон сипос, эй сарафрози нев,

Ки асп аст хаста, ту хаста наӣ.
Тавон шуд дигар бор,*[3] баста наӣ.

Бари Гев шуд Бежани шермард,
Фаровон суханҳо бигуфт аз набард,*[4]

1. М – бар зеҳ ба шаст.
2. ЛМ – Биёмад бараш зуд Бежан чу бод,
Суханҳои нохуш ҳаме кард ёд.*
* И – ин б. пас аз б. 780 омада.
3. М – Ту аз додгар боз.
4. М – б. 780 нест.

Ки «Эй боби шеравжани паҳлавон,[1]
Куҷо пил бо ту надорад тавон,[2]

Чаро дид пушти туро як савор,
Ки дасти ту буд̅и дили корзор?

Зи турке кунун асп хаста ба даст,
Бирафт̅и саросема бар сони маст».

Бад-ӯ гуфт: «Чун хаста шуд бораг̅и,
Бад-ӯ додаме сар ба якбораг̅и».

Ҳаме гуфт гуфторҳои дурушт,
Чу Бежан чунон дид, бинмуд пушт.

Барошуфт Гев аз кушоди бараш,
Яке тозиёна бизад бар сараш.

Бад-ӯ гуфт: «Нашнид̅и аз раҳнамой,
Ки дар*[3] ҷанг андеша бояд ба ҷой.

На ту мағз дор̅и, на рою хирад,
Мабодо касе, к-ӯ туро парварад».

Дили Бежан омад зи тез̅и ба дард,
Ба додори доранда савганд х(в)ард,

Ки зин барнадорам ман аз пушти асп,
Магар кушта оям ба кини Зарасп.

В-аз он ҷо биёмад дили пур зи ғам,
Сари пур зи кина бари Густаҳам.

1. ИЛ – тезҷанг.
2. ИЛ – биёяд ба ҷанг.
3. М – бо.

К-«Аз аспони ту борае дасткаш,
Куҷо бархиромад бар афроз х(в)аш,

Бидеҳ, то бипӯшам силеҳи набард,
Яке то падид ояд аз мард мард.

Яке турк рафтаст бар теғи кӯҳ,
Бад-ин сон назора бар ӯ-бар гурӯҳ.

Ҳаме рафт хоҳам ба пайкори ӯй,
Ки шуд тира ҷонам зи кирдори ӯй».[1]

Бад-ӯ Густаҳам гуфт, к-«Ин нест рӯй,
Ту бар хира бар роҳи боло мапӯй.

Гар эдун, ки з-эдар бибояд гузашт,
Ҷаҳон пурфарозу нишеб асту дашт.

Маро борагӣ он ки ҷавшан кашад,
Ду мондаст, агар ӯ якеро кушад,

Наёбам дигар низ ҳамтои ӯй
Ба рафтору зӯру ба болои ӯй.

Зараспи ҷаҳондору ҳам Ревниз,
Сипаҳбад, ки гетӣ надорад ба чиз.

Падар-т он ки шери[2] жиён бишкарад,
Ба гардуни гардон ҳаме нангарад,

Аз ӯ бозгаштанд дил пур зи дард,
Кас овард бо кӯҳи хоро накард.

1. ИЛ – б. 795 нест.
2. Л – пили.

Магар*[1] парри каргас шавад ё ҳумой,
В-агарна бад-он диж напӯяд ба пой».[2]

Бад-ӯ[3] гуфт Бежан, ки «Машкан дилам,
Кунун ёлу бозу зи ҳам магсилам.

Яке сахт савганд хӯрдам ба моҳ
Ба додори кайҳону дайҳиму шоҳ,

К-аз ин кӯҳ ман барнагардонам асп,
Магар кушта гардам ба кини Зарасп».[4]

Бад-ӯ гуфт Густаҳм, к-«Ин роҳ нест,
Хирад ҳеч аз ин тезӣ огоҳ нест».*[5]

Бад-ӯ гуфт Бежан: «Ба кини Зарасп
Пиёда бипӯям, нахоҳам худ асп».*[6]

Чунин дод посух варо Густаҳам,
Ки «Мӯе нахоҳам зи фарқи*[7] ту кам.

Маро гар бувад борагӣ сад ҳазор,
Думу ёл пургавҳари*[8] шоҳвор,

Надорем низ аз ту онро дареғ,
На ганҷу на ҷону на кӯполу теғ.

---

1. М – Агар.
2. ТПЗ – Ту хирасарӣ, кор нодида ҳеч,
Надонӣ ту оини разму басеч.
3. И – Чунин.
4. ЛМ – Замонам сар ояд магар чун Зарасп.
5. М – б. 807 нест.
6. М – Чу бора надорӣ, ба кини Зарасп,
Пиёда бипӯям чу Озаргушасп.
7. М – риши.
8. М – Ҳама дум пур аз гавҳари.

Бирав[1] як ба як борагиҳо бубин,
Кадомат беҳ ояд, яке баргузин.[2]

Бифармой, то зин бар он, к-ат ҳавост,
Бисозанду гар кушта ояд, равост».

Яке рахш будаш ба кирдори гург,
Кашидазаҳору баланду сутург.

Зи баҳри ҷаҳонҷӯй марди ҷавон
Бар ӯ барфикananд баргустувон.

Дили Гев шуд з-он сухан пур зи дуд,
Чу андеша кард ӯ зи кори Фуруд,

Фиристод кас, Густаҳамро бихонд,
Басе достон аз ҷавонӣ биронд.[3]

Фиристод диръи Сиёвуш бараш,
Ҳамон хусравонӣ яке миғрафаш.

Биёвард Густаҳм диръи набард,
Бипӯшид Бежан ба кирдори гард.

Ба сӯи Сипадкӯҳ бинҳод рӯй,
Чунин чун бувад мардуми кинаҷӯй.

1. И – Ҳама.
2. Л – б. 811, 812 нест.
3. И – б. 817 нест.

## ҶАНГИ БЕЖАН БО ФУРУД

Чунин гуфт шоҳи ҷаҳон бо Тахор,
Ки «Омад ба наввӣ яке номдор.

Нигаҳ кун, бубин, то варо ном чист,
Бар ин марди ҷангӣ кӣ хоҳад гирист?»

Ба хусрав Тахори сароянда гуфт,
Ки «Инро аз Эрон касе нест ҷуфт.

Ки фарзанди Гев асту гурди далер,
Ба ҳар ҷанг пирӯз чун наррашер.

Надорад ҷуз ин Гев фарзанд низ,
Гиромитар асташ зи ҷону зи чиз.[1]

Ту акнун сӯи борагӣ дор даст,
Дили шоҳи Эрон нашояд шикаст.

Ва дигар, ки дорад ҳамон ӯ зиреҳ,
Куҷо Гев зад бар гиребон гиреҳ.

Бар ӯ тиру жӯпин наёяд ба кор,
Сазад, гар пиёда кунад корзор.

Ту бо ӯ басанда набошӣ ба ҷанг,
Нигаҳ кун, ки алмос дорад ба чанг».[2]

1. ИЛМ – аст ӯ зи ҷони азиз.
2. Л – Биёяд або теғи ҳандӣ ба ҷанг;
   ТП – Макун, эй ҷаҳондору боз ор ҳуш,
   Пушаймон шавад марди беҳудакӯш.
   Табаҳ гашт аз эрониён чанд тан,
   Набояд ситам кард бар хештан.
   Чу танг андаромад бад-ӯ пури Гев,
   Камонро бимолид солори нев.

Бизад тир бар аспи Бежан*[1] Фуруд,
Ту гуфтӣ ба асп-андарун ҷон набуд.[2]

Бияфтод Бежан, ҷудо гашт аз ӯй,
Сӯи теғ*[3] бо теғ бинҳод рӯй.

Яке наъра зад, к-«Эй савори далер,
Бимон, то бубинӣ кунун разми шер.

Бидонӣ, ки бе асп мардон ба[4] ҷанг
Чӣ гуна хироманду ханҷар[5] ба чанг.

Бубинӣ маро, гар бимонӣ ба ҷой,
Ки дар ҷанг[6] аз он пас наёд-т рой».

Чу Бежан ҳаме барнагашт аз Фуруд,
Фуруд аз бараш низ тезӣ[7] намуд.

Яке тири дигар бияндохт шер,
Сипар бар сар овард марди далер.

Сипар бардариду зирехро наёфт,
В-аз он рӯй Бежан ҳаме баршитофт.

Аз он тундболо чу бар сар расид,
Бизад дасту теғ аз миён баркашид.

Фуруди гаронмоя з-ӯ бозгашт,
Ҳама бораи диж пуровоз гашт.

1. М – ҷангӣ.
2. И – б. 830 нест.
3. М – мард.
4. ИЛ – шерон ба. И – шерони.
5. И – Биёянд бо теғи ҳиндӣ ба.
6. Л - Ба пайкор.
7. Л - тундӣ.

Давон Бежан андар паси пушти ӯй,
Яке теғи бурранда*[1] дар мушти ӯй.

Ба баргустувон барзаду кард чок,
Гаронмоя асп андаромад ба хок.

Ба дарбанди ҳисн андаромад Фуруд,
Далерон дари диж бубастанд зуд.[2]

Зи бора фаровон буборид санг,
Бидонист, к-он нест ҷои диранг.

Хурӯшид Бежан, ки эй номдор,
Зи марди пиёда далеру савор

Чунин бозгаштиву шармат набуд,
Дареғ он дилу чанги[3] ҷанги Фуруд.

Биёмад бари Тус аз он размгоҳ,
Чунин гуфт бо паҳлавони сипоҳ.

Сазад гар ба разми чунин як далер
Шавад номбардор як дашт шер.

Агар кӯҳи хоро зи пайкори[4] ӯй
Шавад об, дарё бувад кори[5] ӯй

Сипаҳбад нашояд, ки дорад шигифт,
Аз ин бартар андоза натвон гирифт.

1. М – дарранда.
2. Л – б. 841, 842 нест.
3. Л – номи.
4. Л – пайкони.
5. Л – кони.

Сипаҳбад ба доранда савганд х(в)ард,
К-аз ин диж барорам ба хуршед гард.

Ба кини Зараспи гиромисавор*[1]
Битозам, бисозам яке корзор.*[2]

Тани турки бадхоҳ беҷон кунам,
Зи хунаш дили санг марҷон кунам.

## КУШТА ШУДАНИ ФУРУД

Чу хуршеди тобанда шуд нопадид,
Шаби тира бар чарх лашкар кашид.

Далерони диждор марде ҳазор
Ба сӯи калот андаромад савор.

Дари диж бубастанд аз он рӯи танг,
Хурӯши ҷарас хост, овои занг.

Ҳамон духти Пирону моми Фуруд
Равон пур зи тимору дил пур зи дуд,*[3]

Биёмад,ба назди*[4] гиромӣ бихуфт,
Шаби тира бо дарду ғам буд ҷуфт.

Ба хоб оташе дид, к-аз диж баланд
Барафрӯхтӣ пеши он арҷманд.

Саросар Сипадкӯҳ бифрӯхтӣ,
Парастандаву диж ҳаме сӯхтӣ.

1. М – гиромӣ сипоҳ.
2. М – Барорам, бисозам яке размгоҳ.
3. М – б. 856 нест.
4. М –Ҷарира ба ёди.

Дилаш гашт пурдарду бедор шуд,
Равонаш пур аз ранҷу тимор шуд.

Ба бора баромад, ҷаҳон бингарид,
Ҳама кӯҳ пурҷавшану найза дид.

Рухаш гашт пурхуну дил пур зи дуд,
Биёмад давон то ба назди Фуруд.

Бад-ӯ гуфт: «Бедоргурд, эй писар,
Ки моро бад омад зи ахтар ба сар.

Саросар ҳама кӯҳ пурдушман аст,
Дари диж пур аз найзаву ҷавшан аст».[1]

Ба модар чунин гуфт марди ҷавон,
Ки «Аз ғам чунин чанд бошӣ навон?

Маро гар*[2] замона шудаст испарӣ,
Замонам*[3] зи бахшиш фузун нашмарӣ.

Ба рӯзи ҷавонӣ падар кушта шуд,
Маро ҳам чу ӯ рӯз баргашта шуд.

Ба дасти Гурӯй омад ӯро замон,
Сӯи ҷони ман Бежан омад давон.

Бикӯшам, бимирам ба ғам зорвор,*[4]
Нахоҳам аз эрониён зинҳор».[5]

1. И – б. 864 нест.
2. М – Маро худ.
3. М – Замона.
4. М – магар мардвор.
5. ТПЗ – Саранҷоми ҳар зинда мурдан бувад,
Худ ин зиндагӣ дам шумурдан бувад.

Сипаҳро ҳама гурзу ҷавшан бидод,
Яке тарки пурмоя бар сар ниҳод.

Миён зери ҳафтони румӣ бубаст,
Биёмад камони каёнӣ ба даст.

Чу хуршеди тобанда бинмуд чеҳр,
Хиромон баромад*[1] ба хамми сипеҳр.[2]

Зи ҳар сӯ баромад хурӯши сарон,
Гироянда шуд гурзҳои гарон.

Ғави кӯс бо нолаи каррной,
Дами нор сарғину ҳиндидарой.

Фуруд омад аз бораи[3] диж Фуруд,
Далерони туркон ҳар он кас, ки буд.[4]

Зи гарди саворону аз парри тир,
Сари кӯҳ шуд ҳамчу дарёи қир.

Набуд ҳеч ҳомуну ҷои набард,
Ҳаме кӯҳу санг аспро хира кард.

---

1. М – биёмад.
2. ТПЗ – Сипаҳдор Туси диловар чу бод
Бизад кӯси рӯина аз бомдод.
Сипоҳи каёнӣ табира заданд,
Пас он гоҳ сӯи сипаҳбад шуданд.
Сипаҳбад бурун омад аз ҷои хеш,
Дил аз доғи фарзанду домод реш.
Сӯи кӯҳ яксар бирафтанд пок,
Чу гурги даранда ҳама хашмнок.
Ҳама гирди диж лашкар ангехтанд,
Чу мӯру малах дар ҳам овехтанд.
3. Л – даргаҳи.
4. ТПЗ – Ҳаво пур шуд аз тирҳои хаданг,
Буборид гурзу бинолид санг.

Аз ин сӯ, аз он сӯ хурӯшон шуданд,
Ба разм-андарун сахт кӯшон шуданд.

Пиёда сарони сипаҳ гирди ӯй
Сӯи бораи диж ниҳоданд рӯй.[1]

Бад-ин[2] гуна то гашт хуршед рост,
Сипоҳи[3] Фуруди диловар бикост.

Фарозу нишебаш ҳама кушта буд,
Сари бахти марди ҷавон гашта буд.

Бад-ӯ хира монданд эрониён,
Ки чун ӯ надиданд шери жиён.

Чу шуд корзораш аз ин гуна сахт,
Бидид, он ки бо ӯ натобид бахт,[4]

Зи туркон намонд эч бо ӯ савор,
Ҳаме кард танҳо ҳамон*[5] корзор[6]

Инонро бупечиду танҳо бирафт.
Зи боло сӯи диж шитобид тафт.

Чу Руҳҳому Бежан камин сохтанд,
Фарозу нишебаш ҳаме тохтанд.

---

1. ИЛ – 878, 879 нест.
2. ЛМ – Аз ин.
3. Л – Савори.
4. ИЛ – б. 884 нест.
5. М – Надид эч танҳо рухи.
6. ТПЗ – Чапу рост мегашту мегуфт боз,
Наандеш эч аз нишебу фароз,
Зи бас гардишу печиши коркард
Ба хуршеди тобон баровард гард.
Ба овардгаҳ гашт бозуш суст,
Зи гурдон пас он гоҳ кина наҷуст.

Чу Бежан падид омад андар нишеб,
Сабук шуд инону гарон шуд рикеб.

Фуруди ҷавон тарки Бежан бидид,
Бизад дасту гурз аз миён баркашид.

Ба Бежан даромад чу шери дижам,
Набуд огаҳ аз бахшиши чархи хам.*[1]

Ҳаме хост, то*[2] бар сараш барзанад,
Ба як захм хӯду сараш бишканад.

Навон гашт Бежан зи захми ҷавон,
Рамида зи сар ҳушу аз тан равон[3]*[4]

Чу Руҳҳом дид он, даромад зи пушт[5]
Хурӯшон яке теғи ҳиндӣ ба мушт,[6]

Бизад бар сари сифти он марди шер,
Фурӯ монд аз кор дасти далер.[7]

Ҷавон ҳамчунон хаста бозуву дӯш,
Ҳаме ронд аспу ҳаме зад хурӯш.

Ба наздики диж Бежан андаррасид,
Ба захме паи бораи ӯ бурид.

1. М – б. 890 нест.
2. М – к-он.
3. Л – б. 888 – 892 нест. И – б. 890 – 892 нест.
4. М – б. 493 нест.
5. Л – Чу Бежан бидидаш ба кирдори маст.
6. Л – даст.
7. ТПЗМ – Амуди дигар Бежани Гев сахт
Бизад бар сару тарки он некбахт.

Пиёда худу чанд аз он чокарон,
Табаҳ гашта аз ҷанги кундоварон.[1]

Ба диж даршуду дар бубастанд зуд,
Дареғ он дилу номи[2] ҷангӣ Фуруд.

Бишуд бо парастандагон модараш,
Гирифтанд пӯшиданӣ[3] дар бараш.

Ба зорӣ фиканданд бар тахти оҷ,
Бишуд шоҳро рӯзу ҳангоми тоҷ.

Ҳама ғолияҷаъди мушкинкаманд,
Парастанда бо модар аз бун биканд.

Ҳаме канд ҷон он гузида Фуруд,
Ҳама тахт мӯю*[4] ҳама кох*[5] дуд.

Яке чашм баркарду зад боди сард,
Рухаш сӯи мому парастанда кард.[6]

Чунин гуфт чун лаб зи ҳам баргирифт,
Ки «Ин мӯй кандан набошад шигифт.

Кунун андароянд[7] ирониён
Ба тороҷи диж танг[8] баста миён.

Парастандагонам асирон кунанд,
Дижу бораву кӯҳ вайрон кунанд.

1. Л – б. 896, 897 нест.
2. ЛМ – Шуд он номвар марди.
3. Л – пӯшидагон.
4. М – мӯя.
5. М – ҳисн.
6. ИЛ – б. 903 нест.
7. Л – эдар.
8. ИЛ – пок.

Дили ҳар кӣ бар ман бисӯзад ҳаме,
Зи ҷонам рухаш барфурӯзад ҳаме,

Ҳама пок бар бора бояд шудан,
Тани хештан бар замин барзадан,

Ки то баҳри Бежан набошад яке,
Намонам ман эдар магар андаке,

Ки буррандаи покҷони ман ӯст,
Ба рӯзи ҷавонӣ замони ман ӯст».

Бигуфт ину рухсорагон кард зард,
Баромад равонаш ба тимору дард.

Ба бозигаре монад ин чархи маст,
Ки бозӣ барорад ба ҳафтод даст.

Замоне ба боду замоне ба меғ,
Замоне ба ҳанҷар, замоне ба теғ.

Замоне ба дасти яке носазо,
Замоне худ орад зи сахтӣ раҳо.

Замоне диҳад тахту ганҷу[1] кулоҳ,
Замоне ғаму хориву банду чоҳ.

Ҳаме хӯрд бояд касеро, ки ҳаст
Манам тангдил, то шудам тангдаст,

Агар худ назодӣ хирадманд мард,
Надидӣ ба гетӣ ҳаме гарму сард.[2]

1. Л – тоҷу тахту.
2. И –б. 917 нест.

Бизоду ба сахтиву ноком зист,
Бад-он зистан зор бояд гирист.

Саранҷом хок аст болини ӯй,
Дареғ он дилу рою оини ӯй.

## КУШТАНИ ҶАРИРА ХУДРО

Фуруди Сиёвахш бекому ном
Чу шуд з-ин ҷаҳон норасида ба ком,[1]

Парастандагон бар сари диж шуданд,
Ҳама хештан бар замин барзаданд.

Ҷарира яке оташе барфурӯхт,
Ҳама ганҷҳоро бар оташ бисӯхт.

Яке теғ бигрифт аз он пас ба даст,
Дари хонаи тозиаспон бубаст.

Шикамшон бидарриду бубрид*[2] пай,
Ҳаме рехт бар рух ҳама хуну хай.

Биёмад ба болини[3] фаррух Фуруд,
Бари ҷомаи ӯ яке*[4] дашна буд.[5]

Ду рухро ба рӯи писар барниҳод,
Шикам бардариду бараш ҷон бидод.

1. ИЛ –б. 920 нест.
   ТПЗ – Бад-он гаҳ ки омад замонаш ба сар
   Ба гоҳи ҷавонӣ ба сони падар.
2. М – Шикам бардариду бибуррид.
3. И –наздики.
4. М – Яке обгун.
5. Л – Рухаш пур зи обу дилаш пур зи дуд.

Дари диж кушоданд эрониён,
Ба ғорат бубастанд яксар миён.

Чу Баҳром наздики он бора шуд,
Зи андӯҳ яксар дилаш пора шуд.

Биёмад ба болини[1] фаррух Фуруд,
Рухаш пур зи обу дилаш пур зи дуд.[2]

Ба эрониён гуфт, к-«Ин аз падар
Басе хортар мурду ҳам зортар.

Кушанда Сиёвахш чокар набуд,
Ба болин-ш-бар кушта модар набуд.

Ба гирдаш ҳама кох афрӯхта,
Ҳама хонумон кандаву сӯхта.[3]

Ба бад бас дароз аст дасти сипеҳр,
Ба бедодгар барнагардад ба меҳр.

Зи Кайхусрав акнун надоред шарм,
Ки чандон сухан гуфт бо Тус нарм.[4]

Ба кини Сиёвуш фиристодатон,[5]
Басе панду андарзҳо додатон.[6]

---

1. И – наздики.
2. Л – б. 929 нест.
   ТПЗ – Ба тан ҷомаи паҳлавӣ кард чок,
   Ба торак ҳаме рехт аз дард хок.
3. ТПЗ – Парастандагон хештан кушта пок,
   Ба ҳам барзада оташу хуну хок.
   Ба эрониён гуфт, к-«Аз кирдгор
   Битарседу аз гардиши рӯзгор».
4. Л – б. 933, 934 нест.
5. Л – фиристодамон.
6. Л – додамон.
   ТПЗ – Нахустин, ки омад, бародар-ш кушт,
   Зиҳӣ Туси номарду тунду дурушт.

Зи хуни бародар чу огаҳ шавад,
Ҳаме[1] шарму озарм кӯтаҳ шавад.

Зи Руҳҳом в-аз Бежани тезмағз
Наёяд ба гетӣ яке кори нағз».

Ҳамон гаҳ биёмад сипаҳдор Тус,
Ба роҳи Калот андаровард кӯс.

Чу Гударзу чун Геви кундоварон,
Зи гурдони Эрон сипоҳи гарон.

Сипаҳбад ба сӯи Сипадкӯҳ шуд,
Биёмад дамону беандӯҳ шуд.

Чу омад ба болини он кушта зор,
Бад-он тахт бо модар афканда хор,

Ба як даст Баҳром, пуроб*[2] чашм
Нишаста ба болини ӯ пур зи хашм.

Ба дасти дигар Зангаи Шоварон,
Бад-ӯ анҷуман гашта кундоварон.

Гави чун дарахте бар он тахти оҷ
Ба дидор моҳу ба болой соҷ.

Сиёвахш[3] буд хуфта бар тахти зар
Або ҷавшану тарку гурзу камар.[4]

1. Л – Ҳамон. И – Ҳама.
2. М – бо.
3. Л – Сиёвуш.
4. И – Ба дебои зарбафту зарринкамар. Л – Ба дебои заррину зарринкамар.

Бад-ӯ зор бигрист Гударзу Гев,
Чунон[1] номдорону гурдони нев.

Рухи Тус пур шуд зи хуни ҷигар,
Зи дарди Фуруду зи дарди писар.[2]

Ҳама чашм пуробу дил пур зи хӯй,
Ба Туси сипаҳбад ниҳоданд рӯй.

Чунин гуфт бо Тус Гударзу Гев
Ҳамон номдорону гурдони нев,[3]

Ки «Тундӣ пушаймонӣ орад-т бор,
Ту дар бӯстон тухми тундӣ макор,

Ки тезӣ на кори сипаҳбад бувад,
Сипаҳбад, ки тезӣ кунад, бад бувад.[4]

Ҷавоне бад-он сон зи тухми каён
Бад-ин фарру болову бурзу миён

Бидодӣ ба тезиву тундӣ ба бод
Зарасп он сипаҳдори нӯзарнажод.

Зи тундӣ гирифтор шуд Ревниз,
Набуд аз бади бахт монида[5] чиз.

Ҳунар бо хирад дар дили марди тунд,
Чу теғе, ки гардад ба зангор кунд».

---

1. ИЛМ – Ҷуз ин.
2. И – б. 947 нест.
3. И – б. 949 нест.
   Л – Чунин гуфт Гударз бо Тусу Гев,
   Ба Густаҳму Гургину гурдони нев.
4. ТПЗ – Хирад бояд андар сари марди кор,
   Ки тезиву тундӣ наёяд ба кор.
5. Л – монанди.

Чу чанде бигуфтанд, об аз ду чашм
Бибориду омад зи тундиву хашм.

Чунин посух овард, к-«Аз бахти бад
Басе ранҷу сахтӣ ба мардум расад».[1]

Бифармуд, то дахмаи шоҳвор
Бикарданд бар теғи он кӯҳсор.

Ниҳоданд зер-андараш тахти зар,
Ҳамон[2] ҷавшану теғу гурзу*[3] камар.

Тани шоҳвораш биёростанд,
Гулу мушку кофуру май хостанд.

Сарашро ба кофур карданд хушк,
Танашро ба дибқу гулобу ба мушк.

Ниҳоданд бар тахту гаштанд боз,
Шуд он шердил марди боному соз.[4]

Зараспи сарафроз бо Ревниз,
Ниҳоданд дар паҳлуи шоҳ низ.

Сипаҳбад бар он риши кофургун
Биборид аз дидагон ҷӯи хун.[5]

Чунин аст, ҳарчанд монем дер,
На пили сарафроз монад, на шер.[6]

---

1. Л – 956, 957 нест.
2. ИЛ – Або.
3. М – Ба дебову зарбафту заррин.
4. Л – гардонфароз.
5. Л – б. 963, 964 нест.
6. ТПЗ – Ҳама маргроем, пиру ҷавон
Ки марг аст чун шеру мо оҳувон.

Дили сангу сандон битарсад зи марг,
Раҳоӣ наёбад аз ӯ беху барг.[1]

## ЛАШКАР КАШИДАНИ ТУС БА КОСАРӮД ВА КУШТА ШУДАНИ ПАЛОШОН АЗ ДАСТИ БЕЖАН

Чу Туси сипаҳбад зи ҷанги Фуруд
Бипардахту омад аз он кух фуруд,[2]

Се рӯзаш диранг омад андар Чарам,
Чаҳорум баромад зи шайпур дам.

Сипаҳ баргирифту бизад ною кӯс,
Замин кӯҳ то кӯҳ гашт обнӯс.

Ҳар он кас, ки дидӣ зи туронсипоҳ
Бикуштӣ, фикандӣ танашро ба роҳ.

Ҳама марзҳо кард бетору пуд,
Ҳаме рафт аз ин гуна то Косарӯд.

Бад-он марз лашкар фуруд оварид,
Замин гашт аз он хаймаҳо нопадид.

Хабар шуд ба Турон, к-аз Эрон сипоҳ
Сӯи Косарӯд андаромад зи роҳ.

---

1. ТПЗ – Намонанд андар сарои сипанҷ
Чи бо шодмонӣ, чи бо дарду ранҷ.
Чу донӣ, ки ноҷор бояд-т рафт,
Ҳамон беҳ, ки коре бисозӣ ба тафт.
2. ТПЗИ – Ҳаме гуфт, бо худ сипаҳдор Тус
Аз он пас, ки кард ӯ ба худ-бар фусӯс.
Агар тарсиву гар натарсӣ, якест,
Бибояд шуданмон, к-аз ин чора нест.*

* И – танҳо б. дуюм мавҷуд аст.

Зи туркон биёмад далере ҷавон[1]
Палошони бедордил, паҳлавон.

Биёмад, ки лашкар ҳама бингарад,
Дурафшу саропардаҳо бишмарад.

Ба лашкаргаҳ-андар яке кӯҳ буд,
Баланду ба як сӯ зи анбӯҳ буд.

Нишаста бар ӯ Геву Бежан ба ҳам
Ҳаме гуфт ҳар гуна аз бешу кам.

Дурафши Палошон[2] зи туронсипоҳ
Ба дидори эшон баромад зи роҳ.

Чу аз дур Геви диловар бидид,
Бизад дасту теғ аз миён баркашид.[3]

«Шавам, - гуфту - буррам сарашро зи тан.
В-агар*[4] баста орам бар ин анҷуман».

Бад-ӯ гуфт Бежан, ки «Эй номдор,[5]
Маро дод хилъат бар ин шаҳрёр.[6]

Ба фармон маро*[7] баст бояд камар
Ба разми Палошони пархошхар».

Ба Бежан чунин гуфт Геви далер,
Ки «Маштоб дар ҷанги он наррашер.

1. Л – давон.
2. Л – Балошон.
3. ТПЗИМ – Чунин гуфт, к-омад Палошони шер,
Яке номдоре, саворе, далер.
4. М – Гараш.
5. Л – к-аз ин шаҳрёр.
6. ИЛМ – бад-ин корзор.
7. М – ӯ.

Мабодо, ки бо вай натобӣ[1] ба ҷанг,
Кунӣ рӯз бар ман бад-ин ҷанг танг.[2]

Чу шер асту ҳомун варо марғзор,
Ҷуз аз марди ҷангӣ наҷӯяд шикор».

Бад-ӯ гуфт Бежан: «Маро з-ин сухун
Ба пеши ҷаҳондор нангӣ макун.

Силеҳи Сиёвуш маро деҳ ба ҷанг,
Пас он гаҳ зи ман ҷӯ шикори паланг».

Бад-ӯ дод Геви далер он зиреҳ,
Ҳаме баст Бежан зиреҳро гиреҳ.

Яке бораи тезтаг барнишаст,
Ба ҳомун хиромид найза ба даст.

Палошон яке оҳу афканда буд,
Кабобаш бар оташ пароканда буд.

Ҳаме хӯрду аспаш чамону чарон,
Палошон фиканда ба бозу камон.

Чу аспаш зи дур аспи Бежан бидид,
Хурӯше бароварду андардамид.

Палошон[3] бидонист, к-омад савор,
Биёмад басечидаи корзор.

Яке бонг барзад ба Бежан баланд,
«Манам, - гуфт, - шеравжани девбанд.

1. Л – Набояд, ки бо вай шитобӣ.
2. Л – ба кирдори занг.
3. Л – Балошон.

Бигӯ ошкоро, ки номи ту чист?
Ки ахтар ҳаме бар ту хоҳад гирист».

Диловар бад-ӯ гуфт: «Бежан манам,*[1]
Ба ҷанг-андарун деви рӯинтанам.[2]

Ниё шери ҷангӣ, падар Геви гурд,
Бубинӣ ҳам акнун зи ман дастбурд.

Ба рӯзи ялон[3] дар[4] дами корзор
Ту бар кӯҳ чун гурги мурдорхор.

Ҳаме дуду хокистару хун х(в)арӣ,
Гаҳ омад, ки лашкар ба ҳомун барӣ».

Палошон[5] ба посух накард эч рой,
Барангехт он пили[6] ҷангӣ зи ҷой.

Саворони шарза баровехтанд,
Яке гарди тира барангехтанд.[7]

Синонҳои найза ба ҳам баршикаст,
Ялон сӯи шамшер бурданд даст.

Ба захм-андарун теғ шуд лахт-лахт,
Бибуданд ларзон чу барги дарахт.

---

1. М – ки ман Бежанам.
2. ТПЗ – Ба овардгаҳ-бар маро пилу шер
Яке бошаду марди гурди далер.
3. ЛМ – бало.
4. И – ялону.
5. Л – Балошон.
6. Л – деви.
7. ТПЗ – Нахустин ба найза намуданд ҷанг,
Яке ҳамчу шеру дигар чун паланг.

Ба об-андарун ғарқа шуд борагӣ,
Сароншон ғамӣ шуд ба якборагӣ.

Амуди гарон баркашиданд боз
Ду шери сарафрозу ду размсоз.

Чунин то баровард Бежан хурӯш,
Амуди гарон барниҳода ба дӯш,

Бизад бар миёни Палошони[1] гурд,
Ҳама мӯҳраи пушт бишкаст хурд.

Зи болои асп андаромад танаш,
Нагун шуд сару*[2] миғфару ҷавшанаш.

Фуруд омад аз асп Бежан чу гард,
Сари марди ҷангӣ зи тан дур кард.

Силеҳу сару аспи он номҷӯй
Биёвард, сӯи падар кард рӯй.

Дили Гев аз он ҷанг буд пур зи дард,
Ки чун гардад он бож рӯзи набард.

Хурӯшону ҷӯшон бад-он дидгоҳ,
Ки то гарди Бежан баромад[3] зи роҳ.

Ҳаме омад аз роҳ пури ҷавон,
Сару ҷавшану аспи он паҳлавон.

1. Л – Балошони.
2. М – Дарида тану.
3. ИЛ – кай ояд.

Биёварду бинҳод пеши падар,
Бад-ӯ гуфт: «Пирӯз бош, эй писар!»[1]

Бирафтанд бо шодмонӣ зи ҷой,
Ниҳоданд сар сӯи пардасарой.

Биёвард пеши сипаҳбад сараш,
Ҳамон аспу ҳам ҷавшану миғфараш.

Чунон шод шуд з-он сухан паҳлавон,
Ки гуфтӣ барафшонд хоҳад равон.[2]

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй пури пушти сипоҳ
Сари номдорони[3] дайҳими шоҳ.

Ҳамеша бизӣ шоду бартарманиш,
Зи ту дур бодо бади бадкуниш!»[4]

## БА ТАНГ ОМАДАНИ ЭРОНИЁН АЗ БОРИДАНИ БАРФ

В-аз он пас хабар шуд ба Афросиёб,
Ки шуд марзи Турон чу дарёи об.

Сӯи Косарӯд андаромад сипоҳ,
Замин[5] шуд зи кини[6] Сиёвуш сиёҳ.

---

1. И – б. 1014 нест.
   ТПЗ – Яке кор кардӣ, ки то ҷовидон
   Бигӯянд гурдону ҳам мӯбадон.
   Чу огаҳ шавад з-ин сухан шаҳрёр,
   Шавад тоза ҳамчун гул андар баҳор.
2. И – б. 1017 нест.
3. ИЛ – номдорону.
4. ТПЗ – Абар Геви Гударз бод офарин,
   Ки дорад чу ту номдори гузин.
5. И – Ҷаҳон.
6. ИЛ – пури.

Сипаҳбад ба Пирони солор гуфт,
Ки «Хусрав сухан баркушод аз нуҳуфт.[1]

Магар, к-ин суханро пазира шавем,
Ҳама бо дурафшу табира шавем.

В-агарна зи Эрон биёяд сипоҳ,
На хуршед бинем равшан, на моҳ,

Бирав лашкар овар[2] зи ҳар сӯ фароз,
Набояд, ки гардад суханҳо дароз».[3]

В-аз ин сӯ баромад яке тундбод,
Ки касро зи[4] Эрон набуд ҷанг[5] ёд.

Яке тундабр*[6] андаромад чу гард[7]
Зи сардӣ ҳамон[8] лаб ба ҳам барфи сард.

Саропардаву хаймаҳо гашт ях,
Кашид аз бари кӯҳ бар барф нах.

Ҳама кишвар аз барф шуд нопадид,
Ба як ҳафта кас рӯи ҳомун надид.

Хуру хобу оромгаҳ танг шуд,
Ту гуфтӣ, ки рӯи замин санг шуд.

Касеро набуд ёди рӯзи набард,
Ҳаме аспи ҷангӣ бикушту бих(в)ард.

1. Л – б. 1022 нест.
2. Л – Бад-ӯ лашкар омад.
3. Л – Ҳама номдорону гарданфароз.
4. Л – аз.
5. Л – ҳеч.
6. М – абр танг.
7. Л – бурд.
8. Л – ҳаме.

Табаҳ шуд басе[1] мардуму чорпой,
Якеро набуд хинги ҷангӣ ба ҷой.

Ба ҳаштум баромад баланд офтоб,
Ҷаҳон шуд саросар чу дарёи об.

Сипаҳбад сипаҳро ҳаме гирд кард,
Ҳаме гуфт чанде зи рӯзи набард.

Ки «Эдар табаҳ шуд зи тангӣ сипоҳ,
Сазад, гар биронем аз эдар ба роҳ.[2]

Мабодо, бар ин буму барҳо дуруд,
Калоту Сипадкӯҳ то Косарӯд».

Зи гурдон сарафроз Баҳром гуфт,
Ки «Ин бар сипаҳбад нашояд нуҳуфт.

Ту моро ба гуфтор хомуш кунӣ,
Ҳама[3] разми пури Сиёвуш кунӣ.

Макун, гуфтамат, к-ин чунин нест рост,
Нигаҳ кун, к-аз ин кор чанде бикост.

Ҳанӯз аз бадӣ то чи ояд-т пеш,
Ба чарм-андар аст ин замон говмеш».

Сипаҳбад чунин гуфт, к-«Озаргушасп
Набуд номвартар зи ҷангӣ Зарасп.

1. И – гашт бас.
2. ИЛ – ин размгоҳ.
3. Л – Ҳаме.

На бар бегунаҳ кушта омад Фуруд,
Набишта чунин буду буд, он чи буд.[1]

Ба лашкар нигаҳ кун, ки чун Ревниз
Кӣ бинӣ ба мардиву дидор низ?

Маро ҷом аз ӯ пурмаю шир буд,
Ҷавоне ба боло, суханпир буд.[2]

Кунун аз гузашта наёрем ёд,
Ба бедод кушта шуд ӯ, ё ба дод.[3]

Чу хилъат ситад Гев аз подшоҳ,
Ки он кӯҳи ҳезум бисӯзад зи роҳ.

Кунун ҳаст ҳангоми он сӯхтан,
Ба оташ сипеҳре барафрӯхтан.

Кушода шавад роҳи лашкар магар,
Ки бошад сипаҳро бар он раҳ*[4] гузар.»

Бад-ӯ гуфт Гев: «Ин сухан ранҷ нест,
Агар ҳаст ҳам*[5] ранҷ, беганҷ нест».

Ғамӣ гашт Бежан бар ин достон,
«Набошам бад-ин, –гуфт, -ҳамдостон.

Ба ранҷу ба сахтӣ бипарвардиям,
Ба гуфтор ҳаргиз наёзурдиям,

1. ТП – Агар буд ӯро зи шоҳон нажод,
Зараспи диловар набуд девзод.
2. Л –б. 1044 нест.
3. ТПЗ – Дигар гуфт Туси сипаҳбаднажод
Бад-он номдорони бофарру дод.
4. М –Бибошад сипаҳро бар ӯ-бар.
5. М –ҳам бувад.

Маро бо ҷавонӣ набояд нишаст,
Ба пирӣ камар бар миёни ту баст».[1]

Бад-ӯ гуфт Гев: «Он чи ман сохтам,
Бад-ин кор гардан барафрохтам.

Ҳанӯз,*[2] эй писар, гоҳи ороиш аст,
На ҳангоми пириву бахшоиш аст.

Бад-ин рафтани ман мадор эч ғам,
Ки ман кӯҳи хоро бисӯзам ба дам».

Ба сахтӣ гузашт аз дари Косарӯд,
Ҷаҳонро яху барф буд тору пуд.

Чу омад бад-он кӯҳи ҳезум фароз,
Надонист болову паҳнош боз.

Зи пайкон яке оташ андарфурӯхт,[3]*[4]
Ба кӯҳ-андар афканду ҳезум бисӯхт.

Зи таффи забона, зи боду зи дуд
Се ҳафта ба оташ гузаршон набуд.

Ҷаҳорум сипаҳ баргузаштан гирифт,
Аз он обу оташ ба гаштан гирифт.[5]*[6]

---

1. ТПЗ – Маро бурд бояд бар ин ранҷ даст,
   Набояд ту бо ранҷу ман дар нишаст.
2. М –Кунун.
3. ИЛ –оташе барфурӯхт.
4. М –пайкони тир оташе барфурӯхт.
5. Л –танг лашкар гузаштан гирифт.
6. М –Ҳамон обу оташ нишастан гирифт.

## ГИРИФТАНИ БАҲРОМ КАБУДАРО

Сипаҳбад чу лашкар бар ӯ гирд шуд,
Аз оташ ба роҳи Гиравгирд шуд.

Сипоҳ андаромад, чунон чун сазад,
Ҳама кӯҳу ҳомун саропарда зад.

Чунон чун бибоист, барсохтанд,
Зи ҳар сӯ талоя бурун тохтанд.[1]

Гиравагирд будӣ нишасти Тажов,
Саворе, ки будиш бо шер тов.[2]

Фасила бад-он ҷойгаҳ доштӣ,
Чунон кӯҳ то кӯҳ бугзоштӣ.

Хабар шуд, ки омад зи Эрон сипоҳ,
Гала бурд бояд ба як сӯ зи роҳ.

Фиристод гурде ҳам андар шитоб
Ба наздики чӯбони Афросиёб.

Кабуда будаш ному шоиста буд,
Ба шоистагӣ низ боиста буд.

Бад-ӯ гуфт чун тира гардад сипеҳр,
Ту з-эдар бирав, ҳеч манмой чеҳр.

Нигаҳ кун, ки чанд аст аз Эрон сипоҳ,
Бубин, то кӣ дорад дурафшу кулоҳ.

К-аз эдар бар эшон шабехун кунем,
Ҳама кӯҳу ҳомун пур аз хун кунем.

1. Л –бипардохтанд.
2. И –б. 1063, 1064 нест.

Кабуда биёмад чу деви сиёҳ
Шаби тира наздики эронсипоҳ.[1]

Талоя шаби тира Баҳром буд,
Камандаш сари пилро дом буд.

Баровард аспи Кабуда хурӯш,
Зи лашкар барафрохт Баҳром гӯш.

Камонро ба зеҳ карду бифшорд[2] рон,
Баромад зи ҷо он ҳаюни гарон.

Яке тир букшоду накшод лаб,
Кабуда набуд ҳеч пайдо зи шаб.

Бизад бар камарбанди чӯбони шоҳ,
Ҳаме гашт ранги Кабуда сиёҳ.

Зи асп андарафтоду зинҳор хост,
Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Баргӯй рост,

Ки эдар фиристодаи ту кӣ буд?
Киро хостӣ з-ин далерон бисуд?»

Ба Баҳром гуфт: «Ар диҳӣ зинҳор,
Бигӯям туро,*[3] ҳар чи пурсӣ зи кор.

Тажов аст шоҳу фиристандаам,
Ба наздики ӯ ман парастандаам.

Макуш мар маро, то намоям-т роҳ
Ба ҷое, ки дорад вай оромгоҳ».

1. И -1071, 1072 нест.
2. ИЛ –бифшурд.
3. М –ҳама.

Бад-ӯ гуфт Баҳром: «Бо ман Тажов
Чунон дон, ки бо шери дарранда гов».[1]

Сарашро ба ханҷар бибуррид паст,
Ба фитроки зини каёнӣ бубаст.

Ба лашкаргаҳ оварду бифканд хор,
На номоваре буд, на гурде савор.

Баромад хурӯши хурӯсу чаков,
Кабуда наёмад ба назди Тажов.

Ғамӣ шуд дили марди пархошҷӯй,
Бидонист к-ӯро бад омад ба рӯй.[2]

Сипоҳе, ки буданд бо ӯ, бихонд,
В-аз он ҷойгаҳ тез лашкар биронд.

## РАЗМИ ЭРОНИЁН БО ТАЖОВ

Чу хуршед барзад ба ҳомун дурафш,
Дами шаб шуд аз ханҷари ӯ бунафш.

Тажови сипаҳбад бишуд бо сипоҳ,
Ба Эрон хурӯш омад аз дидгоҳ,

Ки омад зи Турон сипоҳе ба ҷанг,
Сипаҳбад наҳанге, дурафше ба чанг.

Зи гарданкашон пеши ӯ рафт Гев,
Тане чанд бо ӯ зи гурдони нев.

Барошуфту номаш бипурсид ӯй,
Чунин гуфт, к-«Эй марди пархошҷӯй,

1. ИЛ –Чу бо шери дарранда пайкори гов.
2. Л –б. 1087 нест.

Бад-ин моя мардум ба ҷанг омадӣ,
Гурозон ба ҷанги наҳанг омадӣ?»

Чунин дод посух Тажови далер,
Ки «Ман зӯри пил дораму чанги шер.

Тажовам бувад ному мардафканам,
Сари шери ҷангӣ зи тан барканам.[1]

Нажодам ба гавҳар зи Эрон будаст,
Зи гурдону аз тухми шерон будаст.

Кунун марзбонам бад-ин ҷойгоҳ,*[2]
Гузини[3] бузургону домоди шоҳ».

Бад-ӯ гуфт Гев: «Он чи гуфтӣ, магӯй,
Ки тира шавад з-ин сухан обрӯй.

Аз Эрон ба Турон чӣ ҷӯяд нишаст?
Магар хӯрданаш хун бувад ё кабаст.

Агар марзбониву домоди шоҳ,
Чаро бештар з-ин надорӣ сипоҳ?

Бад-ин моя лашкар ту тундӣ маҷӯй,
Ба тезӣ ба пеши далерон мапӯй,

Ки ин пурҳунар номдори далер
Сари марзбонон бидорад ба зер.

Гар эдун ки фармон кунӣ бо сипоҳ
Ба Эрон хиромӣ ба наздики шоҳ.

1. ИЛ –б. 1096 нест.
2. М –тахтгоҳ.
3. ЛМ –Нигини.

Кунун пеши Туси сипаҳбад шавӣ,
Бигӯиву гуфтори ӯ бишнавӣ,

Ситонам аз ӯ хилъату хоста,
Парастандаву аспи ороста.

Бидидам ман ин рост, эй родмард,
Чӣ гӯӣ, кунам рӯзи ҷангу набард».[1]

Тажови фиребанда гуфт: «Эй далер,
Дурафши маро кас наёрад ба зер.

Маро эдар акнун нигин асту гоҳ,
Ҳамон аспу ҳам гӯспанду сипоҳ.

Ҳамон низ шоҳе чу Афросиёб,
Ба[2] Эрон касе ин набинад ба хоб.

Парастору аз бодпоён гала,
Ба дашту дару кӯҳ карда яла.

Ту ин андакӣ лашкари ман мабин,
Маро бин ту бо гурз бар пушти зин.

Ман имрӯз бо ин сипаҳ он кунам,
Ки аз омадантон пушаймон кунам».

Чунин гуфт Бежан ба фаррух падар,
Ки «Эй номвар гурди пархошхар,

Сарафрозу бедордил паҳлавон,
Ба пирӣ на онӣ, ки будӣ ҷавон.

---

1. Л – Надидаст кас турки озодмард,
Чӣ гӯям кунун рӯзи нангу набард?

2. И –Аз.

Туро бо Тажов ин ҳама панд чист?
Бар ӯ-бар чунин меҳру пайванд чист?

Яке*[1] гурзу ханҷар бибояд кашид,
Дилу мағзи эшон бибояд дарид».

Барангехт аспу баромад хурӯш,
Ниҳоданд кӯполу ханҷар ба дӯш.

Яке тира гард аз миён бардамид,
Бар он сон, ки хуршед шуд нопадид.

Ҷаҳон гашт чун абри баҳман сиёҳ,
Ситора надиданд равшан, на моҳ.

Ба қалби сипоҳ-андарун Геви гурд,
Ҳаме аз ҳаво равшаноӣ бибурд.

Ба пеш-андарун Бежани тезчанг,
Ки ҳаргиз накардӣ ба коре диранг.

В-аз он рӯй бо тоҷ бар сар Тажов,
Ки будиш бо шери дарранда тов.

Ялонаш буд Аржангу Мардуи шер,
Ки ҳаргиз набуданд аз ҷанг сер.[2]

Басе барнаёмад бад-ин рӯзгор,
Ки Аржанги ял андаромад зи кор.

Ду баҳра зи турониён[3] кушта шуд,
Сари бахти вожуна баргашта шуд.

---

1. М –Ҳаме.
2. ТПЗ – Ба ҷанг-андарун корашон буд танг,
   Зи гурзу зи шамшери буррон ба ҷанг.
3. Л –туронсипаҳ.

Ҳаме шуд гурезон Тажови далер,
Пасаш Бежани номбардори шер.

Хурӯшону ҷӯшону найза ба даст,
Ту гуфтӣ, ки ғуррандапил аст[1] маст.

Яке найза зад бар миёни Тажов,
Намонд он замон бо Тажов эч тов.

Гироянда буд марду румӣ зиреҳ,
Наҷунбиду накшод банди гиреҳ.*[2]

Бияфканд найза, биёзид чанг,
Чу бар кӯҳ бар ғурм тозад паланг.

Бар он сон, ки шоҳин рабояд чаков,
Рабуд он гаронмоя тоҷи Тажов,

Ки Афросиёбаш ба сар барниҳод,[3]
Набудӣ ҷудо з-ӯ ба хобу ба ёд.[4]

Чунин то дари диж ҳаме тохт асп,
Пас андар-ш Бежан чу Озаргушасп.

Чу наздикии диж расид, Испанӯй[5]
Биёмад хурӯшон пур аз об рӯй.

1. ИЛ –шер аст.
2. М –Пас аз б. 1131 ин б. омада:
Чу Бежан чунон дид, к-он бадгумон
Раҳонид худро зи чанг он замон.
3. Л –Варо хонд бедори фаррухнажод.
4. Л –И. набӯй. И –Испапӯй.
5. ИЛ –б. 1136 нест.

Ба овоз гуфт Испанӯй: «Эй Тажов,
Сипоҳат куҷо ҳасту он зӯру тов?[1]

Ки бар ман чун ин пушт баргоштӣ,
Бар ин диж маро хор бугзоштӣ?

Сазад, к-аз пас-андар нишонӣ маро,
Дар ин диж ба душман намонӣ маро».

Тажови сарафрозро дил бисӯхт,
Ба кирдори оташ рухаш барфурӯхт.

Фароз Испаную Тажов аз нишеб,
Бад-ӯ дод дар тохтан як рикеб.

Чу бод Испанӯй аз пасаш барнишаст,
Биёвард дар гирдгоҳаш ду даст.[2]

Ҳаме тохт чун гард бо Испанӯй,
Сӯи роҳи Турон ниҳоданд рӯй.[3]

Замоне давид аспи ҷангӣ Тажов,
Намонд эч бо аспу бо мард тов.

Тажов он замон бо парастор гуфт,
Ки «Душвор кор омад, эй нек ҷуфт.

---

1. ТПЗ – Намонам бар ин ҷои пурҳавлу бок,
В-агарна ба дасти худам кун ҳалок.
2. ИМ –б. 1141 нест.
3. Л –ба ҷои б. 1140 -1142 ин б. омада:
Биёмад бараш Испанӯ, барнишаст,
Инони таковар бидодаш ба даст.
Савора шуд он сарфарози базеб,
Бад-ӯ дод дар тохтан дар рикеб.
Ҳаме тохт чун гард бо Испанӯй,
Пасаш номвар Бежани ҷангҷӯй.

Фурӯ монд ин аспи ҷангӣ зи кор,
Зи пас бадсигол омаду пеш ғор.[1]

Агар дур аз эдар ба Бежан расем,
Ба коми бадандеш душман расем.

Туро нест душман ба якборагӣ,
Бимон, то биронам ман ин борагӣ».

Фуруд омад аз пушти асп Испанӯй,
Тажов аз ғами ӯ пур аз об рӯй.

Биронд аспу шуд назди Афросиёб,
Пасаш Бежан - андар гирифта шитоб.[2]*[3]

Чу дид он рухи моҳрӯй Испанӯй,
Фурӯ ҳишта аз мушк то пой мӯй.

Расид андар он ҷой Бежан фароз,
Гирифташ мар он хубрухро ба ноз.

Паси пушти хеш-андараш ҷой кард,
Сӯи лашкари паҳлавон рой кард.

Ба шодӣ биёмад ба даргоҳи Тӯс,
Зи даргоҳ бархост овои кӯс,

Ки бедордил марди ҷангӣ савор,
Дамон бо шикор омад аз корзор.

---

1. ТПЗ – Яке чора бояд ҳаме сохтан,
Ки душман биёсояд аз тохтан.
2. И –б. 1149 нест.
ТПЗМ – Сабуксор гашт аспу тундӣ гирифт,
Пасаш Бежани Гев кундӣ гирифт.
3. М –б. 1149 нест.

Сипаҳдору гурдони пархошҷӯй
Ба вайронии диж ниҳоданд рӯй.

В-аз он пас бирафтанд сӯи гала,
Куҷо буд дар дашти Турон яла.

Гирифтанд ҳар як каманде ба чанг,
Чунон чун бувад сози мардони ҷанг.

Ба хам андаромад сари борагӣ,
Биёрост лашкар ба якборагӣ,

Нишастанд бар ҷойгоҳи Тажов
Саворони Эрон пур аз хашму тов.[1]

## ОГОҲ ШУДАНИ АФРОСИЁБ АЗ ТУС ВА СИПОҲИ Ӯ

Тажови ғамӣ бо ду дида пуроб
Чу омад*[2] ба наздики Афросиёб,

Чунин гуфт, к-«Омад сипаҳдор Тус,
Яке лашкар овард бо бӯқу кӯс.[3]

Палошону он номдорони мард
Ба хок андаромад сароншон ба дард.

1. Л –б. 1159 нест.
2. М –Биёмад.
3. ТПЗ –
Баророст ам размм он номдор,
Саранҷом баргаштам, эй шаҳрёр.
Басе сарваронро сар омад ба гард,
Ҳама дудмон ғорату барда кард.
На диж монд эдар, на аспу на марз
Нишастан надорад бар ин буму арз.*
В-аз он диж бирафтанд сӯи гала,
Бибурданд аспон, ки будӣ яла.

* И –танҳо ҳамин б. мавҷуд аст.

Ҳама буму марз оташ андарзаданд,
Фасила саросар ба ҳам барзаданд».

Чу бишнид Афросиёб ин сухун,
Ғамӣ гашту пас чора афканд бун.

Ба Пирони Виса чунин гуфт шоҳ,
Ки «Гуфтам, биёвар зи ҳар сӯ сипоҳ,

Диранг оваридӣ ту аз коҳилӣ,
Сабаб пирӣ омад ва гар баддилӣ?

Басе хешу пайванди мо кушта*[1] шуд,
Сари бахти бедор баргашта*[2] шуд.

Кунун нест имрӯз ҷои диранг,
Ҷаҳон гашт бар марди бедор танг».

Сипаҳдор Пирон ҳам андар шитоб
Бурун омад аз пеши Афросиёб.

Зи ҳар марз мардони ҷангӣ бихонд,
Силеҳу дирам доду лашкар биронд.[3]

Чу омад зи паҳлӯ бурун паҳлавон,
Ҳама номзад кард ҷои гавон.

Сӯи маймана Бормону Тажов,
Саворон, ки доранд бо шер тов.

1. М –барда.
2. М –Басе марди некахтар озурда.
3. ТПЗ – Сипаҳро ҳама яксар обод кард,
Дили сарфарозон бад-он шод кард.
В-аз он пас ҳама ҷангро сохтанд,
Ба кина ҳама гардан афрохтанд.

Чу Настеҳани гурд бар майсара
Куҷо шер будӣ ба чангаш бара.

Ҷаҳон шуд пур аз нолаи каррной,
Зи нолидани санҷу*[1] ҳиндидарой.

Ҳаво сар ба сар сурху зарду бунафш,
Зи бас найзаву гуна-гуна[2] дурафш.[3]

Зи дарё ба дарё набуд ҳеч роҳ,
Зи аспу зи пилу ҳаюну сипоҳ.

Ҳаме кард Пирон ба рафтан шитоб,
Аз айвон ба дашт омад Афросиёб.

Сипаҳро якояк ҳама баршумурд,
Ки чанд аст ҷангӣ сарафроз гурд.

Шумори сипаҳ омадаш сад ҳазор,
Ҳама шермардони оҳангузор.[4]

Чунон шоддил гашту равшанравон,
Басе[5] офарин хонд бар паҳлавон,

Ки рафтӣ ба пирӯзиву шодмон,
Мабинод чашмат балои замон![6]*[7]

---

1. М –нӯфидани кӯсу.
2. ТПЗЛМ – Сипоҳе зи ҷанговарон* сад ҳазор
   Ниҳода ҳама сар сӯи корзор.
   * Сипоҳиву ҷанги танг.
3. ИЛМ –гунагун найзаҳову.
4. И -1178, 1179 нест. Л –б. 1179 нест.
5. ИМ –Куҷо. Л –Ҳаме.
6. ТПЗ – Ба рӯзи хуҷаста сипаҳро биронд,
   Сипаҳбад бирафту ҷаҳонбон бимонд.
7. М – Ки пирӯз рафтиву шод омадӣ,
   Мабинод чашми ту ҳаргиз бадӣ!

Ҳаме рафт лашкар гурӯҳогурӯҳ,
На буд дашт пайдо, на дарё, на кӯҳ.

Бифармуд Пирон, ки «Бераҳ равед,
Аз эдар сӯи роҳи кӯтаҳ равед.

Набояд, ки ёбанд худ огаҳӣ
Аз ин номдорони бофарраҳӣ.

Магар ногаҳон бар сари он гурӯҳ
Фуруд орам ин гашнлашкар чу кӯҳ».[1]

Бурун кард корогаҳон ногаҳон,
Ҳаме ҷуст бедор кори ҷаҳон.

Ба тундӣ ба роҳ андаровард рӯй,
Ба сӯи Гиравгирд шуд ҷангҷӯй.

Хабар шуд аз эшон ба корогаҳон,
Ба Пирон бигуфтанд як-як меҳон.

Нишаста ба як ҷо сипаҳдор Тус,
Зи лашкар набархост овои кӯс.[2]

Ки эшон ҳама майгусоранду маст,
Шабу рӯз бошанд бо май ба даст.[3]

Саворе талоя надорад ба роҳ,
Беандеша аз кори туронсипоҳ,

Чу бишнид Пирон, ялонро бихонд,
Зи лашкар фаровон суханҳо биронд.

1. И –б. 1183 -1185 нест.
2. Л –б. 1189 нест.
3. ТПЗ – Миёни Сарахс асту Бовард Тус,
Зи Бовард бархост овои кӯс.

Ки «Дар ҷанг моро чунин дастгоҳ
Набудаст ҳаргиз ба эронсипоҳ».[1]

## ШАБЕХУН КАРДАНИ ПИРОН БАР ЭРОНИЁН

Гузин кард он лашкари номдор
Саворони шамшерзан сӣ ҳазор.

Бирафтанд ниме гузашта зи шаб,
На бонги табира, на бӯқу ҷалаб.

Чу солори бедор*[2] лашкар биронд,
Миёни ялон ҳафт фарсанг монд.

Нахустин расиданд пеши гала,
Куҷо буд дар[3] дашти Турон яла.

Гирифтанд бисёру бурданд низ,
Намонд*[4] аз бади бахт монида[5] чиз.

Галадору чӯбон ҳама[6] кушта шуд,
Сари бахти эрониён гашта шуд.

В-аз он ҷойгаҳ сӯи эронсипоҳ
Бирафтанд бар сони абри[7] сиёҳ.

Ҳама маст буданд эрониён,
Гурӯҳе нишаста, кушода миён.

---

1. И –б. 1192 -1193 нест.
2. М –пирони бедор.
3. ИЛ –бар.
4. М –Набуд.
5. Л –монанди.
6. ИЛ –басе.
7. ИЛ –гарди.

Ба хайма-дарун Гев бедор буд,
Сипаҳдор Гударз ҳушёр буд.

Хурӯш омаду бонги захми табар,
Саросема шуд Геви пархошхар.

Ба зин буд дар пеши пардасарой
Яке аспи баргустувонвар ба пой.

Ба тан-бар бипӯшид Геви далер
Силоҳи Сиёвахши чун наррашер.[1]*[2]

Барошуфт бар хештан чун паланг,
Зи хобу зи осоиш омад-ш нанг.

Ҳаме гуфт: «Бархез, имшаб чӣ буд,
Ки мағзам зи пайкор шуд пур зи дуд.»

Биёмад, ба асп андаровард пой,
Ба кирдори бод андаромад зи ҷой.

Зи гарду зи шаб осмон тира дид,
Ба пардасарои сипаҳбад расид.

Бад-ӯ гуфт: «Бархез, к-омад сипоҳ,
Ба хоб-андаранд он далерони шоҳ.

В-аз он ҷойгаҳ шуд ба*[3] назди падар,
Ба ҷанг-андарун гурзаи говсар.

1. ИЛ –б. 1205 нест.
   ТПЗЛМ – Зи хайма биёмад сӯи корзор,
   Зи мастӣ баяфтод ҷангӣ савор.*
   * Л -Бар ӯ баршитобид ҷангӣ савор.
2. М –б. 1205 нест.
3. М –тунд.

Ҳаме гашт бар гирди лашкар чу дуд,
Барангехт онро, ки ҳушёр буд.

Яке ҷанг бо Бежан афканд пай,
Ки ин ҷои ҷанг аст, ё ҷои май?

Сипоҳ андаромад ба гирди сипоҳ,
Яке бонг бархост бар размгоҳ.

Саросема шуд маст аз дору гир,
Баромад яке абру борон-ш тир.

Ба зери сари маст болини нарм,
Зи бар теғу шамшеру кӯполи гарм.

Сапеда чу барзад сар аз бурҷи шер,
Ба лашкар нигаҳ кард Геви далер,

Ҳама дашт аз эрониён кушта дид,
Сари бахти бедор баргашта дид.[1]

Ҳаме кард Гударз ҳар сӯ нигоҳ,
Зи душман бияфзуд ҳазмон сипоҳ.

Бад-он андакӣ баркашиданд нах
Сипоҳе бар кирдори мӯру малах.

Сипаҳбад нигаҳ кард,[2] гурдон надид,
Зи лашкар далерону мардон надид.[3]

---

1. И –Замин сар ба сар хун, гил оғишта дид.
2. Л –Сипаҳро нигаҳ карду.
3. И –б. 1219 -1221 нест.
   ТПЗ - Ба ҷуз Геву Гударзу чанде савор,
   Ки буданд бо ранҷ дар корзор,
   Ҳама размгаҳ сар ба сар кушта дид,
   Замин сар ба сар чун гил оғишта дид.

Дарида дурафшу нагунсор[1] кӯс,
Рухи зиндагон гашта чун обнӯс.

Падар браписар буд, писар бепадар,
Ҳама лашкари гашн зеру забар[2]

Чунин омад*[3] ин гунбади тезгард,
Гаҳе шодмонӣ диҳад, гоҳ дард.

Ба бечорагӣ пушт баргоштанд
Саросемаву[4] хайма бугзоштанд,

На лашкар, на кӯсу на бору буна,
Ҳама майсара хаставу маймана.

Аз он гуна лашкар сӯи Косарӯд
Бирафтанд бемояву тору пуд.

Саворони туркон паси пушти Тус,
Равон пур зи кину забон пурфусӯс.

Ҳаме гурз борид гуфтӣ зи абр,
Паси пушт, бар ҷавшану хӯду габр[5]

Набуд кас ба ҷанг-андарун пойдор,
Ҳама кӯҳ карданд гурдон ҳисор[6]

Фурӯ монда мардону аспони ҷанг,
Якеро набуд ҳушу тӯшу диранг.

1. И –нагун карда.
2. ИЛ –б. 1223 нест.
3. М –аст.
4. ИЛ –Саропардаву.
5. Л –кабр.
6. И –б. 1929, 1930 нест.

Сипаҳ аз бари кӯҳ гаштанд боз,
Шуда монда аз разму роҳи дароз.

Зи ҳомун сипаҳбад чу бар кӯҳ шуд,
Зи пайкори туркон беандӯҳ[1] шуд.

Фаровон кам омад зи эрониён,
Баромад хурӯше бадард[2] аз миён.

Ҳама хаставу баста буд, он ки зист,
Бар он хаставу баста бояд гирист.

На тоҷу на тахту на пардасарой,
На аспу на мардони ҷангӣ ба пой,

На ободбуму на парвардгор,
На он хастагонро*[3] касе хостор.

Писар бар падар зор[4] гирён шуда,
В-аз он хастагон низ бирён[5] шуда.

Чунин аст оину расми ҷаҳон,
Ки кирдори хеш аз ту дорад ниҳон.

Кучо*[6] бо ту дар парда бозӣ кунад,
Зи тезиву аз бениёзӣ кунад.

Ба ранҷи[7] дарозему дар ҷанги оз,
Чӣ донем*[8] боз ошкоро зи роз.

---

1. И –пурандӯҳ.
2. ЛМ –баланд.
3. М – куштагонро.
4. ИЛ –чанд.
5. Л –беҷон.
6. М –ҳаме.
7. ИЛ –шуғли.
8. М –Надонем.

Зи бод омадӣ, рафт хоҳӣ ба гард,
Чӣ донӣ, ки бо ту чӣ хоҳанд кард?[1]

Ду баҳра аз эрониён кушта буд,[2]
Дигар хаста аз ҷанг баргашта буд.[3]

На он хастагонро ба болин пизишк,
Ҳама ҷои ғам буду хунин сиришк.

Сипаҳбад зи пайкор девона гашт,
Дилаш бо хирад ҳамчу бегона гашт.[4]

Ҷаҳондида Гударз бо пирсар
На пуру набера, на буму на бар.

Ҷаҳондидагон пеши ӯ омаданд,
Шикастадилу роҳҷӯ омаданд.

Яке дидбон бар сари кӯҳ кард,
Куҷо дидабон сӯи анбӯҳ кард.

Талоя ҳаме гашт*[5] бар ҳар суе,
Магар ёбад он дардро доруе.

Яке номдоре аз эрониён
Бифармуд, то танг бандад миён,

Диҳад шоҳро огаҳӣ з-он сухун,
Ки солори лашкар чӣ афканд бун.

---

1. Л –б. 1242 нест.
2. Л –шуд.
3. Л –шуд.
4. ТПЗИЛ– Ба лашкаргаҳ андар маю хобу базм
   Сипаҳ орзу кард бар ҷои разм.
   Чӣ хобе, ки чандон замон баргузашт,
   На ҷунбид як тан, на бедор гашт.
5. М –фиристод.

Чӣ рӯзи бад омад ба эрониён,[1]
В-аз ин кина ҷустан чӣ омад зиён.[2]

## БОЗХОНДАНИ КАЙХУСРАВ ТУСРО

Раванда бари шоҳ бурд огаҳӣ,
Ки тира шуд он рӯзгори беҳӣ.

Чу шоҳи далер он суханҳо шунид,
Биҷӯшиду аз ғам дилаш бардамид.

Зи кори бародар пур аз дард буд,
Бар он дард-бар дарди лашкар фузуд.

Забон кард гӯё ба нафрини Тус
Шаби тира то гоҳи бонги хурӯс.

Дабири хирадмандро[3] пеш хонд,
Дил оганда будаш, ҳама барфишонд.

Яке нома бинвишт дил пур зи хашм
Ба сӯги бародар пур аз об чашм

Ба сӯи Фарибурзи Ковусшоҳ,
Яке назди пурмоягони сипоҳ.[4]

Сари нома буд аз нахуст офарин
Бад-он, к-офаридаш замону замин.

Ба номи Худованди хуршеду моҳ,
Ки ӯ дод бар неку бад дастгоҳ.

---

1. И –гударзиён.
2. Л –Саронро зи бахшиш сар омад зиён.
3. ИЛ –ҷаҳондидаро.
4. Л б. 1259 нест.

В-аз ӯяст пирӯзиву ҳам шикаст,
Ба неку ба бад з-ӯ бувад кому даст.

Ҷаҳону макону замон офарид,
Паи мӯру кӯҳи гарон офарид.

Хирад доду ҷону тани зӯрманд,
Бузургиву дайҳиму тахти баланд.

Раҳоӣ наёбад[1] сар аз банди ӯй,
Якеро бувад фарру авранди ӯй

Якеро дигар шӯрбахтӣ бувад,*[2]
Ниёзу ғаму дарду[3] сахтӣ бувад.*[4]

Зи рахшанда хуршед то тира хок
Ҳама дод бинам зи Яздони пок.

Бишуд Тус бо ковиёнӣ дурафш,
Зи лашкар чиҳил марди зарринакафш.

Ба Турон фиристодамаш бо сипоҳ,
Бародар шуд аз кин нахустин табоҳ.

Ба Эрон чунон низ меҳтар мабод,
Бар он гуна солори лашкар мабод!

Дареғ он бародар Фуруди ҷавон,
Сари номдорону пушти гавон.

Зи кори падар зору гирён будам,
Пур аз дард якчанд бирён будам.

1. Л –надорад.
2. М –диҳад.
3. И –ранчу.
4. М –диҳад.

Кунун бар бародар бибояд гирист,
Надонам маро душману дӯст кист.

Нашав, - гуфтам ӯро ба роҳи Чарам,
Мазан бар Калоту Сипадкӯҳ дам,

Ки он ҷо Фуруд асту бо модар аст,
Гави кайнажод асту[1] кундовар аст.[2]

Надонад, ки ин лашкар аз бун киянд?[3]
Аз эронсипоҳанд ё худ чиянд?[4]

Бурун ояду дарнасозад ҳаме,
Ба ҷанг-андарун сар бибозад ҳаме.[5]

Дареғ ончунон гурди хусравнажод,
Ки Туси фурӯмоя додаш ба бод.

Агар пеш аз ин ӯ сипаҳбад будаст.
Ба Ковусшоҳ[6] ахтари бад будаст.

Ба разм-андарун низ хоб оядаш,
Чу бо май нишинад, шитоб оядаш.

Ҳунарҳо ҳама нест наздики ӯй,
Мабодо чунон ҷони торики ӯй!

1. И – Каси бонажод асту.
2. ИЛ – богавҳар аст.
3. ИЛМ – они кият.
4. ИЛМ – Аз Эрон бар ин раҳ барои чияст.
5. ИЛ – б. 1277 нест.
   ТПЗМ – Аз он кӯҳ ҷанг оварад бегумон,
   Фаровон саронро сар ояд замон.
6. И – Бари гоҳи шоҳ.

Чу нома бихонӣ ҳам*[1] андар шитоб,
Зи дил дур кун хӯрду орому хоб.

Сабук Тусро бозгардон ба ҷой,
Зи фармон магарду мазан ҳеч рой.

Сипаҳдору солори зарринакафш
Ту бошӣ бари[2] ковиёнӣ дурафш.[3]

Сарафроз Гударз аз он анҷуман
Ба ҳар кор бошад туро ройзан.

Макун ҳеч бар ҷанг ҷустан шитоб,
Зи май дур бошу мапаймой хоб.

Ба тундӣ маҷӯй эч разм аз нахуст,
Ҳаме бош, то хаста гардад дуруст.

Туро пешрав Гев бошад ба ҷанг,
Ки бо фарру бурз асту чанги паланг.[4]

Фароз овар аз ҳар сӯе builтози разм,
Мабодо, ки ояд туро рои базм.

Ниҳоданд бар нома-бар мӯҳри шоҳ,
Фиристодаро гуфт, "Баркаш ба роҳ.

Маёсо зи рафтан шабу рӯз ҳеч,
Ба ҳар манзиле аспи дигар басеч!"

Биёмад фиристодае з-ин нишон
Ба наздики он номвар паҳлавон.

1. М – ин нома бархонӣ.
2. И – абар.
3. Л – б. 1284 нест.
4. И – б. 1288 нест.

Ба назди Фарибурз шуд номдор,*[1]
Бидод он замон номаи шаҳрёр.*[2]

Фарибурз Тусу ялонро бихонд,
Зи кори гузашта фаровон биронд.

Ҳамон номвар Геви[3] Гударзро,
Далерону[4] гурдони он марзро.

Чу бархонд[5] он номаи шаҳрёр,
Ҷаҳонро дарахти нав омад ба бор.

Бузургону шерони Эронзамин
Ҳама шоҳро хонданд офарин.

Сипаҳдор Тус он каёнӣ дурафш,[6]
Або кӯсу пилону зарринакафш

Ба дасти Фарибурз биспурду гуфт,
Ки «Омад, сазоро сазовор ҷуфт.

Ҳамасола бахти ту пирӯз бод,
Ҳама рӯзгори ту Наврӯз бод!»

Бирафту бибурд он, ки буд нӯзарӣ,
Саворони ҷанговару лашкарӣ.

Ба раҳ-бар накард эч гуна диранг,
Ба наздики шоҳ омад аз дашти ҷанг.

1. М – нома дод.
2. М – Бузургон аз он нома гаштанд шод.
3. Л – Ҳама номҷӯёну.
4. ИЛМ – Саворону.
5. И – хонданд.
6. Л – Биёвард Тус он гиромидурафш.

Заминро бибӯсид дар пеши шоҳ,
Накард эч Хусрав бад-ӯ-дар нигоҳ.

Ба дашном букшод лаб шаҳрёр,
Бар он анҷуман Тусро кард хор.

В-аз он пас бад-ӯ гуфт, к-«Эй баднишон,
Туро ном гум бод аз саркашон.

Натарсӣ ҳаме аз ҷаҳондори пок,
Зи гурдон наёмад туро шарму бок.

Каёнӣ кулоҳу камар додамат,
Ба пайкори душман фиристодамат.[1]*[2]

Нагуфтам*[3] марав сӯи роҳи Чарам?
Бирафтиву додӣ дили ман ба ғам.

Нахустин ба кини ман оростӣ,
Нажоди Сиёвахшро[4] костӣ.

Бародар-сарафрози ҷангӣ Фуруд,
Ки чун ӯ дигар дар замона набуд,

Бикуштӣ касеро, ки дар корзор
Чу ту дашкаре хостӣ рӯзгор.[5]

---

1. ИЛ – б. 1307 нест.
2. М – б. 1307 нест.
3. М – Бигуфтам.
4. Л – Сиёвушро.
5. ТПЗИ – Сазовори мисмориву банду ғул,
Най дархури тоҷу дайҳиму мул.
Дареғо, ки нокордида Тахор
Гирифт он суханҳои душвор хор.
Вагарна ба ҷои тани борагӣ,
Тани Тус ҳастӣ ба якборагӣ.
Замона бирастӣ зи ошӯби Тус,
Ки нафрин бар ӯ боду бар пилу кӯс.

Аз он пас, ки рафтӣ бад-он корзор,[1]
Набудат ба ҷуз ромишу базм кор.[2]

Туро ҷойгаҳ нест дар шорсон,
Гиреҳ боядат банду[3] беморсон.

Туро пеши озодагон кор нест,
Куҷо мар туро рои ҳушёр нест.[4]

Нажоди Манучеҳру риши сафед
Туро дод бар зиндагонӣ умед.

В-агарна бифармудаме, то сарат
Бадандеш кардӣ ҷудо аз барат.

Бирав, ҷовидон хона зиндони туст,
Ҳамон гавҳари бад нигаҳбони туст».

Зи пешаш биронду бифармуд банд,
Ба банд аз дилаш бехи шодӣ биканд.

## ДИРАНГ ХОСТАНИ ФАРИБУРЗ АЗ ПИРОН ДАР ҶАНГ

Фарибурз бинҳод бар сар кулоҳ,
Ки ҳам паҳлавон буду ҳам пури шоҳ.[5]

В-аз он пас бифармуд Руҳҳомро,
Ки пайдо кунад богуҳар номро.

1. ИЛМ – сӯи размгоҳ.
2. ИЛМ – базмгоҳ.
3. ЛМ – Туро банд беҳтар ба.
4. Л – б. 1314 нест.
5. ТПЗ – Чу Туси сипаҳбад зи лашкар бирафт,
Ғамӣ рух сӯи хона бинҳод тафт.

Аз[1] он кӯҳ наздики Пирон шавад,
Фаровон бигӯяд сухан[2], бишнавад.

Бад-ӯ гуфт: «Рав, пеши*[3] Пирон хиром
Яке хуб наздики ӯ бар паём.

Бигӯяш, ки кирдори гардонсипеҳр
Ҳамеша чунин буд бо кину[4] меҳр.

Якеро барорад ба чархи баланд,
Якеро кунад хору зору нажанд.

Касе, к-ӯ балоҷӯи гурдон[5] бувад.
Шабехун на оини мардон[6] бувад.

Шабехун наҷӯянд кундоварон,
Касе, к-ӯ гирояд ба гурзи гарон.

Ту гар бо дирангӣ, диранг оварем,
В-арат рои ҷанг аст, ҷанг оварем.

Яке моҳ бояд замони диранг,
Ки то хастагон бозёбанд чанг».[7]

Зи пеши Фарибурз Руҳҳоми гурд
Бурун рафту пайғоми нома бибурд.

Биёмад, талоя бидидаш ба роҳ,
Бипурсидаш аз ном в-аз ҷойгоҳ.

1. ИЛ – В-аз.
2. Л – в-аз ӯ. И – аз ӯ.
3. М – наздики.
4. Л – доду. И – дарду.
5. Л - мардон.
6. Л - кирдори гурдон.
7. ИЛ –б. 1328 нест.

Бад-ӯ гуфт: «Руҳҳоми ҷангӣ манам,
Ҳунарманду бедору сангӣ манам.

Паёми Фарибурзи Ковусшоҳ
Ба Пирон расонам бад-ин ҷойгоҳ».[1]

Зи пеши талоя саворе чу гард
Биёмад, суханҳо ҳама ёд кард,

Ки «Руҳҳоми Гударз аз он размгоҳ
Биёмад бари паҳлавони сипоҳ».

Бифармуд, то пеши ӯ оваранд,
Кушодадилу тозарӯ оваранд.

Сароянда Руҳҳом шуд пеши ӯй,
Ба тарс аз ниҳони бадандеши ӯй.

Чу Пирон варо дид, бинвохташ,
Бипурсиду бар тахт биншохташ.

Баровард Руҳҳом роз аз нуҳуфт,
Паёми Фарибурз бо ӯ бигуфт.

Чунин гуфт Пирон ба Руҳҳоми гурд,
Ки «Ин корро[2] хурд натвон шумурд,

Шуморо буд ин пешдастӣ ба ҷанг,
Надидем бо Тус ҷои диранг.

Ба марз андаромад чу гурзи сутург,
Ҳаме кушт бебок хурду бузург.

1. ИЛ –размгоҳ.
2. ИЛ –ҷангро.

Чи моя бикушту чи моя бибурд,
Баду неки ин марз яксон шумурд.[1]

Мукофоти он бад кунун ёфтанд,
Агарчанд ногоҳ биштофтанд.

Кунун, гар туӣ паҳлавони сипоҳ,
Чунон чун туро бояд, аз ман бихоҳ!

Гар эдун, ки як моҳ хоҳӣ диранг,
Зи лашкар саворе наёяд ба ҷанг.

В-агар ҷанг ҷӯӣ, манам ҷангхоҳ,
Биёрою баркаш сафи размгоҳ.

Чу як моҳ бар орзу бишмаред,
В-аз ин марзи Туронзамин бугзаред,

Давонед*[2] лашкар сӯи марзи хеш,
Бубинед бедордил арзи хеш.

В-агарна ба ҷанг андароем танг,
Махоҳед аз ин пас замони*[3] диранг».

Яке хилъат орост Руҳҳомро,
Чунон чун бувад дархури номро.

Ба назди Фарибурз Руҳҳоми гурд
Биёвард нома, чунон чун бибурд.

---

1. Л –б. 1340 -1342 нест.
   ТПЗ – Биёмад, ки хуни Сиёвахшшоҳ
   Бихоҳад зи солори туронсипоҳ.
   Писарро бикушт аз падар зортар,
   Ки ҳаргиз мабинод тоҷу камар!
2. М –Биронед.
3. М –Нахоҳад будантон замоне.

Фарибурз чун ёфт як маҳ диранг,
Ба ҳар сӯ биёзид чун шер чанг.

Сари бадраҳоро кушоданд банд,
Зи[1] ҳар сӯ кашон шуд камону каманд.

Бигаштанду*[2] лашкар биёростанд,
Зи ҳар чиз лахте биперостанд.

## ШИКАСТА ШУДАНИ ЭРОНИЁН БА ҶАНГИ ТУРКОН

1355 Чу омад сари моҳу ҳангоми ҷанг,
Зи паймон нагаштанду аз ному нанг.

Зи ҳар сӯ баромад хурӯши сипоҳ,[3]
Бирафтанд яксар сӯи размгоҳ.

Зи бас нолаи бӯқу кӯсу дарой
Ҳаме осмон андаромад зи ҷой.

Ҳам аз[4] ёли аспону дасту инон,
Зи кӯполу теғу камону синон

Набуд пашшаро рӯзгори гузар
Зи бас теғу гурзу каманду сипар.[5]

---

1. Л –Ба.
2. М –кашиданд.
3. И –Хурӯше баромад зи ҳар ду сипоҳ.
4. ИЛ –Ҳама.
5. ТПЗ – Биёрост Пирони Виса сипоҳ,
Шуд аз гард гардуни гардон сиёҳ.
Абар маймана буд Рӯини гурд,
Абар номдорони бодастбурд.
Бишуд гурд Лаҳҳок бар майсара,
Ки дар ҷанги ӯ шер буди̅ бара.
Ба қалби сипаҳ буд Пирон ба пой
Чу Ҳумону Настеҳани кинарой.

Ту гуфтӣ ҷаҳон дар дами аждаҳост,
В-агар осмон бо замин гашт рост.

Сӯи маймана Геви Гударз буд,
Куҷо мӯбаду меҳтари марз буд.

Сӯи майсара Ашкаши тезчанг,
Ки дарёи хун ронд ҳангоми ҷанг.

Ялон бо[1] Фарибурзи Ковусшоҳ,
Дурафш аз паси пушт дар[2] қалбгоҳ.

Фарибурз бо лашкари хеш гуфт,
Ки аз мо ҳунарҳо шуд андар нуҳуфт.

Як имрӯз чун шер ҷанг оварем,
Чаҳон бар бадандеш танг оварем,

К-аз ин нанг то ҷовидон бар сипоҳ
Бихандад ҳаме гурзу румикулоҳ.[3]

Яке тирборон бикарданд сахт,
Чу боди хазон барҷаҳад[4] бар дарахт.[5]

Набуд ҳеч паррандаро[6] ҷойгоҳ
Зи тиру зи гарди[7] хурӯшон сипоҳ.

---

Фарибурз чун лашкари Тур дид,
Фуруд омад аз кӯҳу саф баркашид.

1. Л –Ялону. И –Ялони.
2. Л –бар.
3. Л –б. 1364 -1366 нест.
   ТПЗ – Ду лашкар ба рӯй-андар овард рӯй,
   Ҳама кинахоҳу ҳама ҷангҷӯй.
4. ИЛ –бугзарад.
5. ТПЗ – Ту гуфтӣ ҳаво парри каргас шудаст,
   Замин аз паи пил атлас шудаст.
6. ИЛ –тезпаррандаро.
7. ИЛ –Зи нерӯи гурду.

Дурахшидани[1] теғи алмосгун,
Ба кирдори оташ ба гард - андарун.

Ту гуфтӣ замин рӯи зангӣ шудаст,
Ситора дили марди[2] ҷангӣ шудаст.

Зи бас найзаву гурзу шамшери тез
Баромад ҳаме аз ҷаҳон растахез.

Зи қалби сипаҳ Гев шуд пеши саф,
Хурӯшону бар лаб[3] баровարда каф.

Або номдорони гударзиён,
К-аз эшон будӣ роҳи суду зиён.[4]

Ба тиру[5] ба найза баровехтанд,
Ҳаме з-оҳан оташ фурӯ рехтанд.

Бибуд разми Гударзу Пирон дурушт,
Чу нӯҳсад тан аз тухми Пирон бикушт.

---

1. И –Дурахшон ҳаме.
2. ИЛ –пили.
3. Л –ба лаб-бар.
4. ТПЗ – В-аз он рӯй Пирон биёмад ба пеш
Або вижагурдону хешони хеш.
Якояк баромехт бо Геви гурд,
Чунон, к-аз ҷаҳон рӯшной бибурд.
Чу Гударз, з-он гуна овард дид,
Рухи номдорон пур аз гард дид,
Яке ҳамла бурд аз миёни сипоҳ,
Бизад хештан тез дар қалбгоҳ.
Ҳаме кӯфтанд ин бар он, он бар ин,
Чу дарёи хун шуд ҳама дашти кин.
5. ИЛ –теғу.

Чу диданд Лаҳҳоку[1] Фаршедвард,
К-аз он лашкари гашн бархост гард,

Яке ҳамла карданд*[2] бар сӯи Гев,
Бар он гурздорону мардони нев.

Буборид тир аз камони сарон
Бар он номдорони ҷавшангарон.[3]

Чунон шуд, ки кас рӯи кишвар надид,
Зи бас куштагон шуд замин нопадид.

Яке пушт бар дигаре барнигошт,
Набугзошт он пойгаҳро, ки дошт.

Чунин гуфт Ҳуммон ба Фаршедвард,
Ки «Бо қалбгаҳ ҷуст бояд набард.

Фарибурз бояд, к-аз ин[4] қалбгоҳ
Гурезон бипӯяд зи[5] пушти сипоҳ.

Пас осон бувад ҷанг бо маймана,
Ба ҷанг андарорем яксар буна».

Бирафтанд пас то ба қалби сипоҳ
Ба ҷанги Фарибурзи Ковусшоҳ.[6]

---

1. ИЛ –Каҳҳол (Дар луғатҳо Каҳор омада, вале дар ин мисраъ бояд Каҳҳор хонда шавад).
2. М –бурданд.
3. ТПЗ – Фиканданд аз он пас ба бозу камон,
   Ба шамшер бурданд даст он замон.
4. ИЛ – к-аз он.
5. И – ба.
6. ТПЗ – Чу бар қалбгаҳ чашм бигмоштанд,
   Ба як ҳамла аз ҷой бардоштанд.

Зи Ҳумон гурезон бишуд паҳлавон,
Шикаст андаромад ба разми гавон.

Бидоданд гарданкашон ҷои хеш,
Бибуданд густох бо рои хеш.

Якояк ба душман супурданд ҷой,
Зи гурдони Эрон набуд кас ба пой.

Надиданд бар ҷой кӯсу дурафш,
Зи пайкор шуд дидаҳошон бунафш.

Далерон ба душман намуданд пушт,
Аз он кор бод андаромад ба мушт.

Нагун гашт кӯсу дурафшу синон,
Набуд ҳеч пайдо рикеб аз инон.

Ки дилшон зи як бор баргашта[1] буд,
Зи хун дашту кӯҳ-андар оғушта буд.

Чу душман зи ҳар сӯй анбӯҳ шуд,
Фарибурз бар домани кӯҳ шуд.

Бирафтанд аз ирониён, ҳар кӣ зист,
Бар он зиндагонӣ бибояд гирист.

Ҳаме буд бар ҷой Гударзу Гев,
Зи лашкар басе номдорони нев.

Чу Гударзи Кашвод бар қалбгоҳ
Дурафши Фарибурзи Ковусшоҳ

1. И – саршон ба якборагӣ гашта буд. Л – Гузаршон ба якборагӣ гашта буд.

Надиду ялону сипаҳро надид,
Ба кирдори оташ дилаш бардамид.

Инон кард печон ба роҳи гурез,
Баромад зи гударзиён растахез.

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй сипаҳдори пир,
Басе дидаӣ гурзу кӯполу тир.

Агар ту зи Пирон бихоҳӣ гурехт,
Бибояд ба сар-бар маро хок бехт.

Намонад касе зинда андар ҷаҳон
Зи гурдону аз кордида меҳон.

Зи мурдан марову туро чора нест,
Дирангитар аз марг патёра нест.

Чу пеш омад ин рӯзгори дурушт,
Туро рӯй бинанд беҳтар, ки[1] пушт.

Напечам аз ин ҷойгаҳ сар зи ҷанг,
Наёрам бар ин хоки Кашвод нанг.

Зи доно ту нашнидӣ ин достон,
Ки баргӯяд аз гуфтаи бостон,

Ки гар ду бародар ниҳад пушт-пушт,
Тани кӯҳро хок монад ба мушт.

Ту ҳастиву ҳафтод ҷангӣ писар,
Зи дуда басе пилу шерони нар.

1. ИЛ – Бирезанд хун, беҳтар ояд зи.

Ба ханҷар дили душманон бишканем,
В-агар кӯҳ бошад, зи бун барканем».

Чу Гударз бишнид гуфтори Гев,
Бидид он сару тарки хешони нев[1],

Пушаймон шуд аз донишу рои хеш,
Бияфшурд бар ҷойгаҳ пои хеш.

Гуроза бурун омаду Густаҳам,
Або Бартаву гурди Занга ба ҳам.

Бихӯрданд савгандҳои гарон,
Ки паймон шикастан набуд андар он,

К-аз ин размгаҳ барнатобем рӯй,
Гар аз гурз хун андарояд ба ҷӯй.

Ҳама яксара пушт-пушт оварем,
Магар номи рафта ба мушт оварем.

Пас[2] он ҷойгаҳ пой бифшорданд,
Ба разм-андарун гурз бугзорданд.

Зи душман басе номвар кушта шуд,
Замона ҳаме бар бадӣ гашта шуд.

Ба Бежан чунин гуфт Гударзи пир,
К-«Аз эдар бирав тез бо гурзу тир

Ба сӯи Фарибурз баркаш инон,
Ба пеши ман ор ахтари ковиён.

1. И – б. 1407, 1408 нест.
2. И – В-аз.

В-агар худ Фарибурз бо он дурафш
Биёяд, кунад рӯи гетӣ бунафш».

Чу бишнид Бежан, барангехт асп,
Биёмад ба кирдори Озаргушасп.

Ба назди Фарибурзу бо ӯ бигуфт,
Ки «Эдар чӣ монӣ ҳаме дар нуҳуфт?

Инонро чу гурдон яке баргирой,
Бар ин кӯҳсар з-ин фузунтар мапой![1]

В-агар ту наёӣ, ба ман деҳ дурафш,
Саворону ин теғҳои бунафш».

Чу Бежан сухан бо Фарибурз гуфт,[2]
Накард ӯ хирад бо дили хеш ҷуфт.

Яке бонг барзад ба Бежан, ки «Рав!
Ту дар кор тундиву дар ҷанг нав.

Маро шоҳ дод ин дурафшу сипоҳ,
Ҳам ин паҳлавониву тахту кулоҳ.

Дурафш аз дари Бежани Гев нест,
На андар ҷаҳон сар ба сар нев нест».

Яке теғ бигрифт Бежан бунафш,
Бизад ногаҳон бар миёни дурафш.

Ба ду нима кард ахтари ковиён,
Яке нима бигрифту рафт[3] аз миён.

1. Л – б. 1421 нест.
2. И – Ба пеши вай омад, бигуфт.
3. Л – Зи бар нима бардошташ.

Биёмад, ки орад ба назди сипоҳ,
Чу туркон бидиданд ахтар ба роҳ,

Яке шердил лашкаре ҷанҷӯй,
Ҳама сӯи[1] Бежан ниҳоданд рӯй.

Кашиданд кӯполу теғи бунафш,
Ба пайкори он ковиёнӣ дурафш.

Чунин гуфт Ҳуммон, ки «Он ахтар аст,
Ки нерӯи Эрон бад-ӯ андар аст.

Дурафши бунафш ар ба чанг оварем,
Ҷаҳон бар дили шоҳ*[2] танг оварем».

Камонро ба зеҳ кард Бежан чу гард,
Бар эшон яке тирборон бикард.

Сипаҳро ба тир аз бараш дур кард,
Ҳаме гурги даррандаро сур кард.

Бигуфтанд бо Геву бо Густаҳам,
Саворон, ки буданд бо ӯ ба ҳам,

Ки аз мо бирафтанд*[3] туронсипоҳ,
Магар Бежан ахтар биёрад ба роҳ,*[4]

Зи гурдони Эрон диловар сарон
Бирафтанд бо гурзҳои гарон.

1. ИЛ – пеши.
2. М – пеши Хусрав ба.
3. М – Кунун рафт бояд ба.
4. М – Рабудаш аз эшон ҳаме тоҷу гоҳ.

Бикуштанд аз эшон фаровон савор,*[1]
Биёмад дамон Бежани номдор.[2]

В-аз он ҷойгаҳ то ба назди сипоҳ
Гаронмоягон баргирифтанд роҳ.

Ҳаме рафт Бежан чу шери жиён,
Ба даст-андарун ахтари коваён.

Сипоҳ андаромад ба гирди дурафш,
Ҳаво шуд зи гарди саворон бунафш.

Дигарбора аз ҷой бархостанд,
Бар он дашт разми нав оростанд.

Ба пеши сипаҳ кушта шуд Ревниз,
Ки Ковусро буд чу ҷони азиз.

Яке тоҷвар шоҳу кеҳтар писар
Ниёзи Фарибурзу ҷони падар.[3]

Сари тоҷвар андаромад ба хок,
Басе номвар ҷома карданд чок.

Аз он пас хурӯше баровард Гев,
Ки «Эй номдорону гурдони нев,

Чу Реве набуд андар ин размгоҳ
Ба пеши Фарибурзи Ковусшоҳ.

Наберу писар пушти Ковуси пир
Табаҳ шуд, бад-ин ҷойгаҳ хир-хир.

1. М – фузун аз ҳазор.
2. И – 1439 нест.
3. И – б. 1445 нест.

Фуруди Сиёвушу чун Ревниз
Ба[1] гетӣ шигифтӣ фузун з-ин чӣ низ?[2]

Агар тоҷи он шаҳрёри ҷавон
Ба душман расад, шарм дорем аз он

В-агар ман биҷунбам аз ин размгоҳ,
Шикаст андарояд ба эронсипоҳ.

Набояд, ки он афсари шаҳрёр
Ба душман[3] расад дар сафи корзор.

Фазояд бар ин нангҳо нанг низ
Аз ин афсару куштани Ревниз».

Чунон буд, ки бишнид овози[4] Гев
Сипаҳбад сарафроз Пирони нев.

Ба наввӣ баромад яке корзор
Зи лашкар бар он афсари номдор.

Фаровон зи ҳар ду сипаҳ кушта шуд,
Сари бахти эрониён[5] гашта шуд.

Баровехт чун шер Баҳроми гурд,
Ба найза ба эшон яке ҳамла бурд.

Ба нӯки синон тоҷро баргирифт,
Ду лашкар бад-ӯ монд андар шигифт.

---

1. И –Зи.
2. И –б. 1445 -1450 нест.
   ТПЗ – Яке тоҷ буд шоҳзода ба сар,
   Пур аз дурру ёқуту рахшон гуҳар.
3. ИЛМ –туркон.
4. И –Чу ин гуфта бишнид з-овози.
5. ИЛМ –бисёр кас.

Аз он шод гаштанд эронсипоҳ,
Ки овард бо он навоин кулоҳ.

Ҳаме ҳар замон разм шуд тезтар,
Напечид як тан аз он разм сар.[1]

Чунин ҳар замоне барошуфтанд,
Ҳаме бар сари якдигар кӯфтанд.

Ҳаме буд аз ин гуна, то тира гашт,
Ҳаме дида аз тирагӣ хира гашт.

Зи гударзиён ҳашт[2] тан зинда буд
Бад-он размгаҳ, дигар афканда буд.

Ҳам аз тухмаи Гев чун бисту панҷ,
Ки буданд зебои дайҳиму ганҷ.

Ҳам аз тухми Ковус ҳафтод мард
Саворону шерони рӯзи набард.

Ҷуз ин Ревниз он[3]-гави тоҷдор
Сазад, гар набошад як андар шумор.

Зи хешони Пирон чу нӯҳсад савор
Кам омад дар ин рӯз дар корзор.

Чу сесад тан аз тухми Афросиёб,
Куҷо бахташон андаромад ба хоб.

Ҳамон дашт Пирон буду рӯзи ӯй,
Ҳамон ахтари гетиафрӯзи ӯй.

1. ИЛ –б. 1460, нест.
2. ИЛ –ҳафт.
3. Л –аз дев Пирон.

Набуд рӯзи пайкори эрониён,
Аз он разм ҷустан сар омад зиён.

Аз овардгаҳ рӯй баргоштанд,
Чунон*[1] хастагон хор бугзоштанд.[2]

Бар он ҷойгаҳ*[3] бахт баргашта шуд,
Ки Густаҳмро борагӣ кушта шуд.

Пиёда ҳаме рафт найза ба даст,
Або ҷавшану хӯд бар сони маст.

Чу Бежан ба Густаҳм наздик шуд,
Шаб омад ҳаме, рӯз торик шуд.

Бад-ӯ гуфт: «Ҳин барнишин аз пасам,
Гиромитар аз ту набошад касам».

Нишастанд ҳар ду бар он борагӣ,
Чу шуд рӯз тира ба якборагӣ,

Ҳама сӯи он домани кӯҳсор
Гурезон бирафтанд аз корзор.

Саворони туркон ҳама шоддил,
Зи ранҷу зи ғам гашта озоддил.

Ба лашкаргаҳи хеш боз омаданд,
Гурозандаву размсоз омаданд.

Зи гурдони Эрон баромад хурӯш,
Ҳама кар шуд аз нолаи зор гӯш.

1. М –Ҳамон.
2. ТПЗ – Ҳазимат сӯи кӯҳ боз омаданд,
Ҳамон бо ғамони дароз омаданд.
3. М –Бад-он гоҳ куҷо.

Або хешу пайванд ҳар як ба зор
Бикарданд мӯя бар он кӯҳсор.

Чунин аст кирдори ин чархи пир,
Ба ҳарч ӯ бигардад, бувад ногузир.

Абар кас ба гардиш варо меҳр нест,
Ҳаме душману дӯст наздаш*[1] якест.[2]

Чу з-афроз шуд бахт сар бар нишеб,
Сазад, гар бувад мардро з-ӯ ниҳеб.

## БОЗГАШТАНИ БАҲРОМ БА ҶУСТАНИ ТОЗИЁНА БА РАЗМГОҲ

В-аз он пас чу ҳар ду сипаҳ орамид,
Шаби тира як баҳра андар кашид,[3]

Давон рафт Баҳром пеши падар,
Ки «Эй боби номовари пурҳунар,[4]

Бад-он гаҳ, ки он тоҷ бардоштам,
Ба найза ба абр - андар афроштам,

Яке тозиёна зи ман гум шудаст,
Чу гиранд бемоя туркон ба даст,

Ба Баҳроми пурмоя бошад фусӯс,
Ҷаҳон пеши чашмам бувад обнӯс.

1. М –Ба наздики ӯ дӯсту душман.
2. ИЛ –б. 1480 -1481 нест.
3. ИЛ –б. 1486 нест.
4. ЛМ –паҳлавони ҷаҳон сар ба сар. И –паҳлавони ялон сар ба сар.

Набишта бар он чарм номи ман аст,
Сипаҳдори туркон бигирад ба даст.[1]

Шавам зуд, тозона боз оварам,
Агарчанд ранҷи дароз оварам.

Маро ин бад аз ахтар ояд ҳаме,
Ки номам ба хок андарояд ҳаме.»

Бад-ӯ гуфт Гударзи пир: «Эй писар,
Ҳаме бахти хеш[2] андарорӣ ба сар.

Зи баҳри яке чӯби бастадувол,
Шавӣ хира андар*[3] дами бадсигол».[4]

Чунин гуфт Баҳроми ҷангӣ, ки «Ман
Наям беҳтар аз дудаву анҷуман.

Ба ҷое тавон буд, ки ояд замон,
Ба кажжӣ чаро бурд бояд гумон?»

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй бародар, марав,
Фаровон маро тозиёнаст нав.

Яке дастаро симу зар-андар аст,
Ду даста ба хушшоб пургавҳар аст.

Фарангис чун ганҷ букшод дар,[5]
Маро дод чандон силеҳу камар.

1. ТПЗ – Шиносад маро, нанг бошад аз ин,
В-аз ин нанг номам фитад бар замин.
2. Л -худ.
3. М –Ҳаме баршавӣ дар
4. Л –Шавӣ дар дами ахтари бад ба фол.
ТПЗ – Мабодо, ки ояд ба ҷонат ниёз,
Ба кажжӣ чаро ронд бояд-т роз?
5. ИЛ –сар.

Ман ин диръу тозона бардоштам,
Ба Турон дигар хор бугзоштам.

Яке низ бахшид Ковусшоҳ,
Зи гавҳар ба сони фурӯзанда моҳ.

Дигар панҷ дорам ҳама зарнигор,
Бар ӯ бофта гавҳари шоҳвор.

Туро бахшам ин ҳафт, аз эдар марав,
Яке ҷанг хира маёрой нав».

Чунин гуфт бо Гев Баҳроми гурд,
Ки «Ин нангро хор*[1] натвон шумурд.

Шуморо зи рангу нигор аст гуфт,
Маро он ки шуд ном бо нанг ҷуфт.

Гар эдун, ки тозона боз оварам
Ва ё[2] сар ба кӯшиш ба гоз оварам».

Бар ӯ рои Яздон дигаргуна буд,
Ҳама[3] гардиши бахт*[4] вожуна[5] буд.

Ҳам он гаҳ, ки бахт андарояд ба хоб,
Сари мард беҳуда гирад шитоб.*[6]

Бизад аспу омад бар он размгоҳ,
Дурахшон шуда рӯи гетӣ зи моҳ.

---

1. М –хурд.
2. ИЛМ –в-агар.
3. И –Ҳамон.
4. М –чарх.
5. Л –чарх воруна.
6. М –Ба кӯшиш наёяд суханҳо бар об.

Ҳаме зор бигрист бар куштагон,
Бар он доғдил, бахтбаргаштагон.

Тани Ревниз андар он хуну хок
Шуда ғарқу[1] хафтон бар ӯ[2] чок-чок.

Бар ӯ зор бигрист Баҳроми шер,
Ки зор, эй савору ҷавони[3] далер.

Чи ту кушта акнун, чи як мушти хок,
Бузургон ба айвон, ту андар мағок.[4]

Ба гирди бародар якояк бигашт,
Ки буданд афканда бар паҳндашт.

Аз он номдорон яке хаста буд,
Ба шамшер аз эшон*[5] ба ҷон раста буд.

Ҳаме боздонист Баҳромро,
Бинолиду пурсид аз ӯ номро.[6]

Бад-ӯ гуфт, к-«Эй шер, ман зиндаам,
Бари куштагон-андар афкандаам.

Ду[7] рӯз аст, то нону об орзуст,
Маро бар яке ҷома хоб орзуст».

1. Л –ғарқа.
2. ИМ –ғарқа ҳафтону бар.
3. И –савори ҷавону.
4. Л –б. 1514 нест.
5. М –Лекин.
6. ТПЗ – Манам гуфт Баҳром, эй сарфароз,
Бигӯ ин замон, то чӣ ояд-т роз.
7. ИМ – Се.

Бишуд тез Баҳром то пеши ӯй,
Ба ҷон меҳрубону ба дил[1] хеши ӯй.

Бар ӯ гашт гирёну рухро бихаст,*[2]
Бидаррид пероҳан, ӯро*[3] бубаст.

Бад-ӯ гуфт: «М-андеш, к-ин хастагист,
Табаҳ будани ин зи нобастагист.

Чу бастам, кунун сӯи лашкар шавӣ
В-аз ин хастагӣ зуд беҳтар шавӣ».

Якеро зи гумроҳӣ овард боз,
Зи гумроҳии худ надонист роз.

Бад-он хаста Баҳром гуфт: «Эй ҷавон,
Бимон, то кунун боз оям давон.[4]

Яке тозиёна бар ин размгоҳ
Зи ман гум шудаст аз паи тоҷи шоҳ.

Чу он боз ёбам, биёям барат,
Ба зудӣ расонам сӯи лашкарат».

В-аз он ҷо сӯи қалби лашкар шитофт,
Ҳаме гашт, то тозиёна биёфт.

Миёни тали хастагон-андарун
Бар ӯ рехта хоки бисёру хун.

Фуруд омад аз аспу он баргирифт,
В-аз аспон хурӯшидан андаргирифт.

1. И – тан.
2. М – пешаш нишаст.
3. М – Ҳама курта бидриду захмаш:
4. И – б. 1524, 1525 нест.

Хурӯши дами модиён ёфт асп,
Бичӯшид бар сони озаргушасп.

Сӯи модиён рӯй бинҳоду тафт,
Ғамӣ гашт Баҳром в-аз пас бирафт.

Ҳаме шуд дамон, то расид андар ӯй,
Або*[1] тарку хафтон пур аз об рӯй.

Чу бигрифташ, андар замон барнишаст,
Гирифта яке теғи ҳиндӣ ба даст.

Чи бифшурд рон, эч нагзорд пай,
Савору тани бора пурхоку хай.

Чунон тангдил шуд ба якборагӣ,
Ки шамшер зад бар сари борагӣ,

В-аз он ҷойгаҳ то бад-он размгоҳ,
Пиёда бипаймуд чун бод роҳ.

Саросар ҳама дашт пуркушта буд,[2]
Замин чун гули арғавон гашта буд.[3]

Ҳаме гуфт, акнун чӣ созем рӯй
Дар ин дашт бе бораи роҳҷӯй.

Аз ӯ саркашон огаҳӣ ёфтанд,
Саворе сад аз қалб биштофтанд,

1. М – Ба.
2. И – дид.
3. И – дид.
ТПЗ – Пиёда ҳаме рафт он номвар,
Ки он хастаро боз гирад ба бар.

Ки ӯро бигиранд аз он размгоҳ,
Барандаш бари паҳлавони сипоҳ.

Камонро ба зеҳ кард Баҳроми шер,
Буборид тир аз камон он далер.

Чу тири ялӣ*[1] дар камон рондӣ,
Ба пероманаш кас куҷо мондӣ.

Аз эшон фаровон бикушту бихаст,*[2]
Чу шери жиён пеши душман биҷаст.*[3]

Саворон ҳама бозгаштанд аз ӯй.
Ба наздики Пирон ниҳоданд рӯй.[4]

Бигуфтанд, к-инат ҳизабри далер,
Пиёда кунад ҷанг чун наррашер.

## КУШТА ШУДАНИ БАҲРОМ БАР ДАСТИ ТАЖОВ

Чу лашкар биёмад бари паҳлавон,
Бигуфтанд бо ӯ зи кори ҷавон.

Фаровон сухан рафт аз он размсоз,
Зи пайкори ӯ ошкорову роз.

Бипурсид Пирон, ки «Ин мард кист?
В-аз ин номдорон варо ном чист?»

Яке гуфт: «Баҳроми шеравжан аст,
Ки лашкар саросар бад-ӯ равшан аст».

---

1. М – Ки як тир то.
2. М – бихасту бикушт.
3. М – Пиёда натобиду бинмуд пушт.
4. ТПЗИМ – Чу гурдон* зи Баҳром шуд нопадид,
 Зи ҳар сӯ басе тир гирд оварид.

* И - лашкар.

Ба Рӯин чунин гуфт Пирон, ки «Хез,
Ки Баҳромро нест ҷои гурез.

Магар зинда ӯро ба чанг оварӣ,
Замона баросояд аз доварӣ.

Зи лашкар касоне,[1] ки бояд, бубар,
Ки ӯ номдор асту пархошхар».

Чу бишнид Рӯин, биёмад дамон,
Набудаш ҷуз андешаи бад гумон

Чу Баҳром дидаш, ба кирдори гард
Бар ӯ-бар яке тирборон бикард.*[2]

Бари тӯда биншаста Баҳроми шер,
Ниҳода сипар бар сари худ далер.[3]

Чу Рӯини Пирон зи тираш бихаст,*[4]
Ялонро ҳама кунд шуд пову даст.

Ба сустӣ бари паҳлавон омаданд,
Пур аз дарду тираравон омаданд,

Ки ҳаргиз чунин кас наёмад ба ҷанг,
Ба дарё надидем ҷангӣ наҳанг.

Чу бишнид Пирон, ғамӣ гашт сахт,
Биларзид бар сони барги дарахт.

---

1. И – касеро.
2. М – Чу Баҳром дид он, ки омад сипоҳ,
Бишуд рӯшноӣ зи хуршеду моҳ.
3. И – б. 1555 нест.
ТПЗИМ – Яке тирборон бар эшон бикард,
Ки шуд моҳи тобанда чун лоҷвард.
4. Чу рӯин чунон дид, аз ҷо биҷаст.

Нишаст аз бари бораи тундтоз,
Ҳаме рафту бо ӯ басе размсоз.

Биёмад, бад-ӯ гуфт, к-«Эй номдор,
Пиёда чаро сохтӣ корзор?

Ба Турон ту то бо Сиёвуш будӣ,
Хирадманду бедору хомуш будӣ.*[1]

Маро бо ту нону намак х(в)ардан аст,
Нишастан ҳамон меҳр парвардан аст.

Набояд, ки бо ин нажоду гуҳар,
Бад-ин шермардиву чандин ҳунар

Зи боло ба хок андарояд сарат,
Бигиряд ба ту дудаву кишварат.

Биё, то бисозем савганду банд
Ба рое, ки ояд дилатро писанд.

В-аз он пас яке бо ту хешӣ кунам,
Чу хешӣ кунам, рои бешӣ кунам.

Пиёда ту бо лашкари номдор
Натобӣ, махур бо танат зинҳор».

Бад-ӯ гуфт Баҳром, к-«Эй паҳлавон,
Хирадманду бинову равшанравон,

Се рӯз аст, то ночарида лабон
Ҳаме разм созам ба рӯзу шабон.

1. М – Ту на бо Сиёвуш, ба Турон будӣ,
Ҳамоно ба пархоши шерон будӣ?

Маро ҳоҷат аз ту яке борагист,
В-агарна маро ҷанг якборагист.

Барад мар маро сӯи[1] озодагон,
Бари пир Гударзи Кашводагон».

Бад-ӯ гуфт Пирон, ки «Эй номҷӯй,
Надонӣ, ки ин ройро нест рӯй?

Туро он беҳ ояд, ки гуфтам сухун,
Далериву бар хира тундӣ макун!

Бубин, то саворони ин анҷуман
Ниҳанд инчунин нанг бар хештан,

Ки чандин тан аз тухмаи меҳтарон,
Зи дайҳимдорону ҷанговарон

Зи пайкори ту хаставу кушта шуд,
Бад-ин размгаҳ дар хок оғушта шуд,

Кӣ ҷӯяд гузар сӯи Эрон кунун,
Магар он ки ҷӯшад варо мағзу хун?

Агар нестӣ бими[2] Афросиёб,
Ки гардад дилаш[3] з-ин сухан пуршитоб,

Туро борагӣ додаме, эй ҷавон,
Бад-он то-т бурдӣ бари паҳлавон».

Бигуфт ину баргашту шуд боз ҷой
Дили*[4] пур зи меҳру сари пур зи рой.

1. И – назди.
2. - ранҷи.
3. И – сараш.
4. М – Дилаш.

Зи лашкар биёмад*[1] бари ӯ Тажов,
Варо беш буд аз яке пил тов.*[2]

Зи Пирон бипурсиду Пирон бигуфт,
Ки «Баҳромро аз ялон нест ҷуфт.

Ба меҳраш бидодам басе панди хуб,
Намудам бад-ӯ роҳу пайванди хуб,

Суханро набуд бар дилаш ҳеч роҳ,
Ҳаме роҳ ҷӯяд ба эронсипоҳ».[3]

Ба Пирон чунин гуфт ҷангӣ Тажов,
Ки «Бо меҳр ҷони варо нест тов.

Шавам гар пиёда, ба ҷанг орамаш,
Ҳам[4] андар замон зери санг орамаш».[5]

Биёмад шитобон бад-он размгоҳ,
Куҷо буд Баҳроми ял бесипоҳ.[6]

Чу Баҳромро дид, найза ба даст,
Яке бархурӯшид чун пили маст.

Бад-ӯ гуфт: «Аз ин лашкари номдор
Раҳоӣ наёбӣ дар ин корзор.

1. М – баромад.
2. М – Ба пеш-андар омад пур аз кину тов.
3. ТПЗ – Бигуфтам, ки ин роҳро рӯй нест,
Макун хира, к-об андар ин ҷӯй нест.
4. И – Ки.
5. ТПЗ – Бигуфт ину омад пур аз хашму кин
Худу номдорони Туронзамин.
6. И – б. 1589 нест.

Ба Эрон гурозид хоҳӣ ҳаме,
Саратро фарозид хоҳӣ ҳаме?

Саронро буридӣ, сар эдар бимон,
Гаҳ омад, ки бар ту сар ояд замон».

Ба ёрон-ш фармуд, к-андарниҳед,
Ба тиру ба ҷӯпину ханҷар диҳед.

Бар ӯ анҷуман шуд яке лашкаре,
Ҳар он кас, ки буд аз далерон саре.

Камонро ба зеҳ кард Баҳроми гурд,
Ба тир аз ҳаво равшаноӣ бибурд.

Чу тир испарӣ шуд, сӯи найза гашт,
Чу дарёи хун шуд ҳама кӯҳу дашт.

Чу найза қалам шуд, ба гурзу ба теғ
Ҳаме хун чаконид монанди меғ.

Чу размаш бад-ин гуна пайваста шуд,
Зи тири далерон танаш*[1] хаста шуд.

Чу Баҳроми ял гашт бетӯшу тов,
Паси пушти ӯ андаромад Тажов.

Яке теғ зад бар сари китфи ӯй,
Далер[2] андаромад зи боло ба рӯй.

Ҷудо шуд зи тан дасти ханҷаргузор,
Фурӯ монд аз ҷангу баргашт кор.

1. М –Тани паҳлавонии вай.
2. И –Ки шер.

Бар ӯ-бар ситамгораро дил бисӯхт,
Ба кирдори оташ дилаш*[1] барфурӯхт.

Бупечид аз ӯ рӯй пурдарду шарм,
Ба ҷӯш омадаш дар ҷигар хуни гарм.

## КУШТАНИ ГЕВ ТАЖОВРО БА КИНИ БАҲРОМ

Чу хуршеди тобанда бинмуд пушт,
Ба дил гашт Гев аз бародар дурушт.

Ба Бежан чунин гуфт, к-«Эй дилкушой,
Бародар ҳаме н-оядам боз ҷой.

Бибояд шудан, то варо кор чист?
Набояд, ки бар кушта бояд гирист».

Далерон бирафтанд ҳар ду чу гард
Бар он ҷои пархошу ҷои набард.

Ба ҳар сӯ бигаштанду*[2] ҷустанд боз.
Ба дидори Баҳромашон буд ниёз.[3]

Далерон чу Баҳромро ёфтанд,
Пур аз обу хун дида биштофтанд.

Ба хоку ба хун-андар афканда хор,
Ҷудо гашта з-ӯ[4] дасту баргашта кор.

---

1. М –рухаш.
2. М – Ҳама куштаву ҳаста.
3. И –пас аз б. 1609 ин б. омада:
   Ҳама дашт пур хаставу кушта буд,
   Ҷавоне ба хун-андар оғушта буд.
4. ИМ - Фитода ин б. омада.

Зи асп-андар афтод Геви далер,
Хурӯше баровард чун наррашер.[1]

Бичунбид Баҳром з-овози ӯй,*[2]
Биғалтиду боҳуш шуд боз ӯй.[3]*[4]

Чунин гуфт бо Гев, к-«Эй номҷӯй,
Маро чун бипӯшӣ ба тобут рӯй,

Ту кини бародар бихоҳ аз Тажов,
Надорад*[5] магар[6] гов бо шер тов.

Маро дид Пирони Виса нахуст,
Ки бо ман будаш рӯзгори дуруст.

Ҳама номдорону гурдони Чин
Бичустанд бо ман аз[7] оғоз кин.

Тани ман Тажови ҷафопеша хаст,
Накард эч ёд аз нажоду нишаст».

Чу Баҳроми гурд ин сухан ёд кард,
Буборид Гев аз мижа оби зард.

---

1. ТПИМ –Ба ҷои б. 1612 ин б. «З» пас аз б. 1312 ин б. омада;
   Ҳаме рехт об аз бари чеҳри ӯй,
   Пур аз хун дилу дида аз меҳри ӯй.
2. М –З-он вой, вой.
3. И –б. 1613 нест.
   ТПЗИ – Чу боз омадаш ҳушу букшод чашм,
   Танаш пур зи хуну дилаш пур зи хашм.
4. М-хуш омадаш боз ҷой.
5. М –Наёрад.
6. И –тани.
7. И –зи.

Ба додори доранда савганд х(в)ард,
Ба рӯзи сапеду[1] шаби лоҷвард,

Ки «Ҷуз тарки румӣ набинад сарам,
Магар кини Баҳром бозоварам».

Пур аз дарду кина сабук барнишаст
Гирифта яке теғи ҳиндӣ ба даст.

Бад-он гаҳ ки шуд рӯи гетӣ сиёҳ,
Тажов аз талоя баромад ба роҳ.

Чу аз дур Геви далераш бидид,
Инонро бипечиду дам даркашид.

Чу донист, к-аз лашкар андаргузашт,
Зи гурдону гарданкашон дур гашт,

Зи фитрок букшод ҳамми[2] каманд,
Даровард ногаҳ миёнаш[3] ба банд.

Ба рон андаровард, бинмуд сифт,
Пас осонаш[4] аз пушти зин баргирифт.

Ба хок андарафканд хору нажанд,
Фуруд омаду даст кардаш ба банд.[5]

Нишаст аз бари аспу ӯро кашон
Пас андар ҳаме бурд чун беҳушон.

---

1. ИМ –Ба хуршед(у) рӯзу.
2. И –печон.
3. И –Миёни Тажов андаромад.
4. И –Бар он сонаш.
5. И –б. 1628 нест.

Чунин гуфт бо ӯ ба хоҳиш Тажов,
Ки «Бо ман намонд, эй далер, эч тов.

Чӣ кардам, ки з-ин[1] бешумор анҷуман
Шаби тира дӯзах намоӣ[2] ба ман?»

Бизад бар сараш тозиёна дувист,
Чунин гуфт: «Ҳин, ҷои гуфтор нест!

Надонӣ ҳаме, эй бади шӯрбахт,
Ки дар боғи кин тоза киштӣ дарахт,

Ки болош бо чарх ҳамсар шавад[3]
Танаш хун хурад,[4] бор ханҷар шавад?![5]

Шикори ту Баҳром бояд ба ҷанг,*[6]
Бубинӣ кунун танг коми наҳанг.

Бад-он бад, ки Баҳром беҷон шудаст,
Зи дардаш дили Гев печон шудаст».

Чунин гуфт бо Геви ҷангӣ Тажов,
Ки «Ту чун уқобиву ман чун чаков.

Ба[7] Баҳром бар бад набурдам гумон
На ӯро ба дасти ман омад замон,[8]

1. И –аз ин.
2. И –намудӣ.
3. И –ҳамбар бувад.
4. И –шавад.
5. И –бувад.
6. М –ҷанг.
7. И –Зи.
8. И –зиён.

Ки ман чун расидам, саворони Чин
Варо кушта буданд бар дашти кин».

Бад-ӯ гуфт Гев: «Эй ҷафопеша мард,
Ба пӯзиш магӯ ин суханҳои сард!»[1]

Кашонаш биёвард Геви далер
Ба пеши ҷигархаста Баҳроми шер.

Бад-ӯ гуфт, к-«Инак сари бевафо
Мукофот созам ҷафоро ҷафо.

Сипос аз ҷаҳонофарин кирдгор,
Ки чандон замон будам аз рӯзгор,

Ки пеш аз ту ҷони бадандеши ту
Барорам кунун аз танаш пеши ту».

Ҳаме кард хоҳиш мар ӯро Тажов,
Ҳаме хост аз куштани хеш тов.

Ҳаме гуфт, к-«Ин буданӣ кор буд,
Сари ман ба ханҷар дарудан чӣ суд?»

Биғалтид бар хоку овоз кард,
Ба Баҳром гуфто, ки «Эй родмард,[2]

Яке банда бошам равони туро,
Парастиш кунам гӯрбони туро».

Ба Гев он гаҳе гуфт Баҳроми гурд,
Ки «Ҳар к-ӯ бизояд, бибояд-ш мурд.

1. ИМ –б. 1640 нест.
2. И –б. 1647 нест.

Гар эдун, ки з-ӯ бар танам бад расид,
Ҳамон дарди маргаш набояд чашид.

Сари пургуноҳаш, бигуфто, зи тан
Мабур, то кунад дар ҷаҳон ёди ман».

Бародар бародар чунон хаста дид,
Тажови ҷафопешаро баста дид,

Хурӯшиду бигрифт риши Тажов,
Сар аз тан буридаш ба сони чаков.

Зи ду дида Баҳром пас хун биронд,
Зи кори сипеҳрӣ шигифте бимонд.[1]

Хурӯше баровард, к-андар ҷаҳон
Кӣ дид ин шигифт ошкору ниҳон?!

Ки «Гар ман кушам ё кушӣ пеши ман,
Бародар бувад кушта ё хеши ман».

Бигуфт ину Баҳроми ял ҷон бидод,
Ҷаҳонро чунин аст созу ниҳод.

Инони бузургӣ ҳар он кас, ки ҷуст,
Нахусташ[2] бибояд ба хун даст шуст.

Агар худ кушад ё кушандаш ба дард,
Ба гирди ҷаҳон то тавонӣ, магард.[3]

1. ИМ –б. 1654 нест.
2. И –Нахустин.
3. ТПЗ – Чу аз куштани ӯ бипардохт Гев,
Биёмад дигар пеши Баҳроми нев.

Хурӯшид Геви далер аз бараш,
Ҳаме рехт хоки сияҳ бар сараш.[1]

Хурӯшон ба аспи Тажоваш бубаст,
Ба Бежан супурд, он гаҳе барнишаст.

Биёвардаш аз ҷойгоҳи набард,
Ба кирдори шоҳон варо*[2] дахма кард.

Биёганд мағзаш ба мушку абир,
Бипӯшид бар тан-ш чиниҳарир.

Бар оини шоҳон-ш бар тахти оҷ
Бихобонду овехт аз бар-ш тоҷ.

Дари дахма карданд сурху[3] кабуд,
Ту гуфтӣ, ки Баҳром ҳаргиз набуд.

Шуд он лашкари номвар сӯгвор
Зи Баҳром в-аз гардиши рӯзгор.

1. И – 1660 нест.
ТПЗ – Хурӯше баровард Бежан чу шер,
Ҳаме гуфт зор, эй савори далер.
2. М – эрониён.
3. И – зарду.

## БОЗГАШТАНИ ЭРОНИЁН БА НАЗДИ ХУСРАВ

Чу барзад сар аз кӯҳ тобанда шед,
Баромад сару тоҷи рӯзи сапед.

Сипоҳи пароканда гирд омаданд,
Ҳаме ҳар касе достонҳо заданд,

Ки чандин зи Эрон сипаҳ кушта шуд,
Сари бахти[1] солори мо гашта*[2] шуд.

Чунин чира шуд дасти туркон ба ҷанг,
Сипаҳро кунун нест ҷои диранг.

Бари шоҳ бояд шудан бегумон,
Бубинем, то бар кӣ*[3] гардад замон.

Агар шоҳро дил пур аз ҷанг нест,
Марову туро ҷои оҳанг нест.

Падар беписар шуд, писар бепадар,
Басе хаставу гашта пурхун ҷигар.[4]

Агар ҷанг фармон диҳад шаҳрёр,
Бисозад яке лашкари номдор,

Биёему дилҳо пур аз кину ҷанг
Кунем ин ҷаҳон бар бадандеш танг.

---

1. И – сахти.
2. М – солор баргашта.
3. М – дар чӣ.
4. И – Шуда куштаву монда хастаҷигар.

Бад-ин рой аз он марз гаштанд боз
Ҳама дида пурхуну дил пургудоз.

Бародар зи хуни бародар бадард,
Забоншон*[1] зи хешон пур аз боди сард.[2]

Бирафтанд яксар сӯи Косарӯд,
Забоншон аз он куштагон пурдуруд.

Талоя биёмад зи пеши сипоҳ,
Касеро*[3] надиданд дар размгоҳ.

Ба Пирони Виса расид[4] огаҳӣ,
К-аз эрониён гашт кишвар[5] тиҳӣ.

Чу бишнид Пирон, сабук дар ниҳон
Ба ҳар сӯ фиристод корогаҳон.

Чу баргаштани саркашон шуд дуруст,
Сипаҳбад равонро зи андуҳ бишуст.

Биёмад ба шабгир худ бо сипоҳ,
Ҳаме гашт бар гирди он размгоҳ.

Ҳама кӯҳу ҳомун ҳама дашту ғор
Саропардаву хайма буд бешумор.

1. М – лабоншон.
2. И – ёдкард.
3. М – Якеро.
4. И – он гаҳе.
5. И – гетӣ.

Ба лашкар бубахшиду худ баргирифт.
Зи кори ҷаҳон монда андар шигифт,

Ки рӯзе фароз асту рӯзе нишеб,
Гаҳе шод дорад, гаҳе бо ниҳеб.

Ҳамон беҳ, ки бо ҷоми гетифурӯз
Ҳаме бугзаронем рӯзе ба рӯз.

Пас он гаҳ фиристод ҳам дар шитоб
Аз он огаҳӣ назди Афросиёб.*[1]

Сипаҳбад*[2] аз он огаҳӣ шод шуд,
Зи тимору андӯҳ*[3] озод шуд.

Ҳама лашкараш гашт равшанравон,
Бубастанд озин раҳи паҳлавон.

Ҳама бому дар ҷома овехтанд,
Дирам бар сари ӯ ҳаме рехтанд.

Чу омад ба наздикии шаҳрёр,
Сипаҳбад пазира шудаш бо нисор.[4]

Бад-ӯ офарин кард бисёру гуфт,
Ки «Аз паҳлавонон туро нест ҷуфт».

Ду ҳафта зи айвони Афросиёб
Ҳаме омад овози*[5] чангу рубоб.

---

1. М – Бад-он огаҳӣ назди Афросиёб
   Ҳаюне барафканд ҳангоми хоб.
2. М – Сипаҳдор.
3. М – аз ранҷ.
4. И – б. 1690 – 1692 нест.
5. М – баршуд овои.

Севум ҳафта Пирон чунон кард рой,
Ки бо шодмонӣ равад*[1] боз ҷой.

Яке хилъат орост Афросиёб,
Ки гар баршуморам-т, гирӣ шитоб.[2]

Зи динор в-аз гавҳари шоҳвор,
Зи заррин камарҳои гавҳарнигор,

Зи аспони тозӣ ба зарринситом,
Зи шамшери ҳиндӣ ба зарринниём.

Яке тахти пурмоя аз оҷу соҷ,
Зи пирӯза маҳду*[3] зи беҷода тоҷ.

Парастори чиниву румиғулом,
Пур аз мушку анбар зи пирӯза ҷом.

Ба наздики Пирон фиристод чиз,
Ҷуз инаш басе ҳадяҳо дод низ.

Сипаҳбад чу баргашт аз пеши шоҳ,
Бад-ӯ гуфт шоҳ: «Эй гави некхоҳ,*[4]

Ту бо мӯбадон бошу хушёр бош,
Сипаҳро зи душман нигаҳдор бош.

1. М – шавад.
2. И – б. 1695, 1696 нест.
3. М – тавқу.
4. М – б. 1702 нест.

Ба ҳар сӯ[1] хирадманду корогаҳон
Пароканда бифрист ҳар сӯ ниҳон,

Ки Кайхусрав имрӯз бохоста-ст,
Ба доду диҳиш кишвар[2] ороста-ст.

Нажоди бузургиву тахту кулоҳ,
Чу шуд гирд, аз ин беш чизе махоҳ.

Зи баргаштани*[3] душман эмин машав,
Замон то замон огаҳӣ хоҳ нав.

Ба ҷое, ки Рустам бувад паҳлавон,
Гар*[4] эмин бихуспӣ, бупечад равон.

Ҷуз аз вай маро аз кас андеша нест,
Ки ҷуз кина ҷустан варо пеша нест.

Битарсам, ки барҷӯшад аз ҷойгоҳ,
Ба Турон барорад зи Эрон*[5] сипоҳ».[6]

Пазируфт Пирон ҳама панди ӯй,
Ки солори ӯ буду пайванди ӯй.

---

1. И – ҳар гоҳ.
2. И – лашкар.
3. М – Зи баргашта.
4. М – Ту.
5. М – Ба ногаҳ барорад ба Турон.
6. И – б. 1709 1710 нест.

Сипаҳдор Пирону[1] он анҷуман
Ниҳоданд сар сӯи марзи[2] Хутан.

Сипоҳу сипаҳбад ҳама шодмон
Бирафтанд яксар давону дамон.*[3]

Ба пой омад ин достони Фуруд,
Кунун разми Комус бояд шунуд.[4]

---

1. И – Тӯрону.
2. И – шаҳри.
3. М – Зи ҳар сӯ бурун кард корогаҳон,
Ки ҳазмон бидонад зи Рустам нишон.
4. И – суруд.

## МУНДАРИҶА

